**Абдухолиқи Набавӣ**

**Ҷусторҳо ва ибтикорот дар наср. – Душанбе: Адиб, 2009. – 320 саҳ.**

# ПЕШГУФТОР

Насри навини тоҷикӣ зодаи замони нав, яъне замонест, ки кишвари Осиёи Марказӣ ба равишҳои навгароии ҷаҳонӣ гоҳо бо зарурат, балки зӯрӣ ва гоҳи дигар бо тақозои замон оҳиста-оҳиста мепайваст. Яъне ин давроне буд, ки як бахши кишвар бо зӯр ба Русияи подшоҳӣ илҳоқ карда шуд, аммо бахши дигар, ки аморати Бухоро ном дошт, дар асл дастнигари Русия буд. Вале ба ин қисмати Осиёи Марказӣ хеле аз давлатҳои дигари абарқудрат низ чашми тамаъ доштанд. Дар айни замон ин тамоюлҳо боиси интибоҳоти фикрии мардуми маҳаллӣ мегардиданд ва қирши зиёии он дар муқоиса бо мамолики дигари чаҳон дар садади берун омадан аз ақабмондагӣ ба ҳоли худ ба бознигарӣ оғоз намуда, дар фикри ислоҳот афтоданд. Дар натиҷа дар афкори сиёсиву иҷтимоӣ, фарҳангӣ ва адабии мардум низ тағйироте ба амал омад, ки аҳли илму адаб бо иттифоқи оро онро оғози тамоюли воқеъгароӣ дар тафаккури бадеӣ ба шумор овардаанд. Аҳли илм ва накди адабии тоҷикӣ дар ин маврид хеле аз таҳқиқот ва мақолот анҷом додаанд. Вале замони тағйиротҳои ҷиддӣ, ки ниҳоят ба истиқлоли воқеии Ҷумҳурии Тоҷикистон анҷомид, сабаби тағйири арзишҳои маънавӣ гардид ва дар назди аҳли илм масъалаи бознигарии таърихи адабиёти замони навро, ки бисёр маврид омехта ба идеоложӣ буд, пеш гузошт. Яке аз ниятҳои асосӣ дар китоби мазкур низ ҳамин бознигарӣ ба масъалаҳои адабиёти асри охир будааст.

Дигар мақсади мо дар ин маҷмӯа танҳо рӯшанӣ андохтан ба баъзе масоили ғоявию ҳунарии насри воқаъгарои тоҷикист. Аз ин рӯ, маҷмӯаи мазкур аз панҷ бахши алоҳида ба ҳам омадааст ва шомили масъалаҳои хосе мебошанд, ки дар унвонҳои онҳо зикр гардидааст. Муаллиф кӯшиш кардааст, ки ҳар як аз ин проблемҳоро дар мисоли эҷодиёти нависандае ё осори ҷудогона ва ё гузоришу баррасии мавзӯю масъалаи алоҳидае манзури хонандаи мӯҳтарам гардонида бошад. Ин амали мо на ба он маънист, ки ба таърих ва назарияи масоили мазкур

руҷӯъҳои муфассалу хосе карда бошем. Ин вазифаи тадқиқоти бунёдии таърихию назарист. Аммо мақсади мо танҳо тақвият ва гоҳо аз диди тозаву дигаре баррасӣ кардани он масъалаҳои наср (адабиёт) аст, ки хоси адабиёти воқеъгарои садаи XX ва ибтидои асри XX1 мебошад. Дар айни замон, агарчи ин адабиёт дар се марҳалаи иқтисодиву сиёсӣ (феодализм, сусиолизм ва ҷомеаи демократии дунявии ҳуқуқбунёд) ва маънавию адабӣ (маорифпарварӣ - ҷадидӣ, замони шӯравӣ - фарҳанги пролетарӣ ё методи реолизми сусиолистӣ ва эҳёи фарҳанги миллӣ) рушду камол намудаву менамояд, вале дар бисёр нуктаву мақулаҳои адабӣ идомаи якдигар мебошад ё байни ҳам иртиботи бевоситае доштааст.

Бинобар ин, ба фаслҳо ҷудо кардани китоби мазкур як кори шартӣ мебошад, ки мақсадаш бештар буруз овардани хусусияти ҳар кадом қазияи мушаххас будааст. Вагарна, ҳар яке аз фаслҳо бисёр масъалаҳои фасли дигарро низ фаро гирифтааст. Масалан, қазияи ибрати устодонро метавон ба чанд бахши аввал умумӣ донист, ё таърихназарӣ аслан моҳияти тамоми адабиёти воқеъгаро будааст ва ё ҷанбаи интиқодӣ ва оҳанги муқовимат кам ё беш дар беҳтарин осори замони шӯравӣ ё замони дигар эҳсос мешавад. Дар мавриди ҷусторҳои шаклӣ, ки пас аз ташаккулу такомули адабиёти реолистӣ (воқеъгаро) бештар зуҳур кардааст, ҷои баҳс нест. Ҳатто чанд ибтикороти бурун аз воқеъгароӣ аз ҳамин таваҷҷӯҳи бештар ба шаклу услуби баёни адабӣ оғоз шуда, пайваста чун равияи тозае амсоли ҷараёни зеҳнгароӣ (реолизми мӯъҷизоӣ, сурреолизм, устурагароӣ, ба кор гирифтани архетипҳо, экспрессионизм ва дигар мактабҳо) ташаккул меёбад.

Ин ҳама дар маҷмӯъ аз рушду камол ва ғанӣ гардидани дарунмоя, мӯҳтаво, сабку баён ва мактабҳои адабӣ дар адабиёти миллии тоҷикии сад соли охир гувоҳӣ медиҳад, балки ҷусторҳову бозёфтҳои ояндаи онро муайян хоҳад намуд. Умеди мо ҳам ҳамин аст, ки маводи ин маҷмӯа дар инкишофи ин тамоюли босамари эҷодӣ кӯмаке карда бошад. Ҳамчунин ҳамин нуктаро таъкид менамоем, ки нақду андешаҳои мо дар ин китоб ҳукмҳои бемуҳокима набуда, балки изҳори фикру фаҳмиши мо оид ба масъалаҳои мушаххас аст ва аз ин ҷо барӣ аз норасоиву камбудиҳо нест. Бинобар ин, наметавонем онро иҷборан ба иродаи касе бор намоем, зиёда аз он, аз ҳампешаҳои мӯҳтарами худ хостори фикру мулоҳизаҳои беғаразонае ҳастем, то ки моро дар пажӯҳишҳои оянда дар ислоҳу такмили онҳо кӯмак карда бошанд.

## НАСРИ ИЛМӢ ВА АХЛОҚИИ АБДУРРАУФИ ФИТРАТ

Дар таърихи адабиёти навини тоҷикӣ, ки аз ибтидои садаи XX ба баъд ҷараён дошта, рушду камоли муайянеро аз сар мегузаронад, таълифоти насрии Абдурраууфи Фитрат мақоми муҳиммеро ишғол менамояд. Маълум аст, ки дар ин давра дар тамоми соҳаҳои афкори ҷамъиятӣ, аз ҷумла, дар тафаккури адабӣ низ тағйиротҳои сифатие ба рӯи кор омаданд ва адабиёт бо роҳи ҷадиди инъикосу тасвири ҳаводиси зиндагӣ ва инсон пардохт, ки онро марҳалаи нав дар насрнависии тоҷикӣ номзад кардан мумкин аст. Оғози ин тағйирот, чунонки устод Айнӣ эътироф кардааст, бо номи Абдурраууфи Фитрат (1864 - 1938) сахт бастагӣ дорад. Устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» (1926) навишта буд: «Фитрат насри форсиро ҳам ба ғоят салис ва сода менигорад. Осори мансури Фитрат якумин намунаҳои адабиёти ҷадид аст дар забони форсӣ дар хоки Мовароуннаҳр». Аслан, Фитрат насри навро аз ҳайси жанру навъ низ такмил карда, намунаҳои ба худ хоси қиссаҳои публитистии бадеиро асос гузошт. Дар ин ришта саҳми ӯ дар эҷоди намунаҳои насри нави ахлоқиву илмӣ сазовор ба таъкиди махсус мебошад, ки нияти мо низ дар ин мақола баррасии мавзӯи мазкур аст.

Аммо, пеш аз он ки дар мавриди ин осор, мӯҳтаво, дарунмоя, ҳадаф ва хасоиси шаклу услуби таълифи онҳо сухан ба миён оварда бошем, бояд чанд нуктаро аз вазъи замон ва ҳолати адабиёту сабки нигориши он то ин замон ба хотир оварем. Мо чанде аз ин хасоисро дар мавриди тавзеҳи мушкилаҳои осори устод Айнӣ баён намудем, ки албатта онҳо ҳама побарҷост. Яъне замоне буд, ки аз нимаи дувуми садаи X1X наҳзати маорифпарварӣ (рӯшангарӣ) ба зуҳур пайваст, андешаҳои сиёсиву иҷтимоӣ дар бораи ислоҳи камбудиҳои ҷомеа оҳиста шакл мегирифт ва аз ҳамин мавқеъ таҳлилу танқид кардани шакли давлатдории берабту низом ва коҳилона ҳамчунин сабки нигориши адабиёт ва асарҳои илмиву ахлоқиро низ муайян менамуд. Ин роҳу равиши нигорандагиро бори нахуст Аҳмад Махдуми Дониш (1827-1897) оғоз кард. Ба қавли устод Айнӣ ҳарчанд забону баёни Дониш барои имрӯзиён хеле мушкилписанд аст, аммо барои замони

худаш иқдоми ҷиддӣ ва муҳиме дар тағйир додани сабки нигориши насри илмиву адабӣ ба шумор меомад. Вале гумон меравад, ки осори Дониш асосан барои доираи маҳдуд - дӯстон, аҳли зиё ва мардумони бедордилу ҳамнишини ӯ таълиф мегардид ва танҳо тавассути мутолиа ва рӯнавис кардан интишор меёфту бас. Дониш низ бо ҳама кӯшишҳои ҷиддии соданависӣ завқу савияи ин гурӯҳро ба инобат мегирифт.

Аммо вазъият дар даврони ба арсаи эҷод баромадани Садриддин Айнӣ, Садри Зиё, Мирзо Азими Сомӣ ва Фитрат ранги дигар гирифт. Афкори рӯшангарӣ дар иртибот бо шароити таърихӣ (танготанг омадани муносибатҳои аморати Бухоро бо кишварҳои дигар, бахусус Русия ва Туркиё) ва ривоҷ гирифтани ҳаракатҳои ислоҳотҷӯёна ва инқилобӣ дар тамоми Шарқи Миёна (Русия, Эрон, Туркия) сабаб гардид, ки андешаҳои ислоҳотгарӣ, таҷаддудхоҳӣ ва озодиҷӯӣ то андозаи муайяну мушаххас шуда, аз саҳфаи китоб, доираи хонаву сӯҳбат берун ояд, миёни гурӯҳе аз мардуми ҳушёр роиҷ гардад ва барои дар ин ҷода ба кор гирифтани талошҳои амалӣ низ сабаб шуда бошад. Ва яке аз ин афроди ҳушёр ва ҷавони бедору пуркори таҷаддудхоҳ Абдурраufи Фитрат ба шумор меомад, ки ба қавли устод Айнӣ дар оғоз дар деги таҷаддуд ҷӯшид: вай ба бисёре аз манотиқи аморат сафар кардаву аз аҳволи мардум, шароити ҷуғрофӣ, имкониятҳои иқтисодии он бохабар мешавад, дар сар ҳавои такмили дониш ва дарки сиёсии вазъи ҷаҳон аз роҳи Эрон пинҳонӣ ба Туркия сафар мекунад. Он ҷо дар мадрасаи олии динии Воизин ба таҳсили илм машғул гардида, дар айни замон ба таҳриру интишори осори худ мепардозад ва дар андак замон ба сафи пеши ислоҳотхоҳони Бухоро ворид мешавад. Дар як муддати кӯтоҳ се китоб – як маҷмӯаи ашъор бо номи «Сайҳа» (1911) ва намунаҳои насри адабии «Мунозираи мударриси бухороӣ ба як нафар фарангӣ дар Ҳиндустон дар бораи мактаби ҷадида» (мухтасаран «Мунозара»,1909) ва «Баёноти сайёҳи ҳинд» (1911-1912)-ро бо маблағи худ ба нашр мерасонад.

Нахустин намунаи насри Фитрат рисолаи «Мунозара» иборат аз баҳси як нафар фарангӣ бо мударриси бухороӣ дар хусуси низои ҷадиду қадим мебошад, ки аз роҳи Ҳиндустон озими Макка буд, ки ба қавли Фитрат «мабдааш ба ҷуз иштибоҳкорӣ ва фасодангезии баъзе

хоинони миллат чизи дигар» набудааст[1]. Зимнан, ин баҳс роҳҳои ободии кишвар ва берун овардани он аз фақру қафомондагӣ, бахусус аз бӯҳрони маънавию ахлоқӣ, ки метавонад танҳо бо роҳи ислоҳи маориф ва таҳсили илм, аз байн бурдани низоъҳои сохтаву ҷудоиандозе чун «ҷадиду қадим» ва «ихтилофи шиа ва суннӣ» ба амал баровnpда шавад, фаро гирифтааст. Ин баҳс хеле шадид ва ҷиддӣ ҷараён мегирад. Жанри асар, ки рисолаи мунозара аст ва тавассути баҳси ду ҷониби мухолиф (фарангӣ ва мударриси бухорӣ) ба ҳам омадааст, бештар шакли дромро дорад ва воситаи тасвираш низ диалог (гуфтугӯ), балки мубоҳиса ва он ҳам хеле шадид аст. Асари дигари Фитрат «Баёноти сайёҳи ҳинд» низ, чунон ки гуфа омад, дар Истанбул бо пули муаллиф ба табъ мерасад. Дар асари мазкур низ аҳволи нобаҳинҷори илмӣ, сиёсӣ ва иқтисодии Бухоро ошкоро ва ба сурати интиқоди шадиду кинояомез ба тасвир гирифта мешавад. Муҳимтарин хусусияти асари мазкури насрии Фитрат аз гузориши тезутунди масъалаҳои муҳиму ҳалталаби иқтисодӣ, дида тавонистан ва шинохтани камбудиҳои иқтисодӣ ва маънавии Ватан, иктишоф, қадр кардан ва истифода бурдани боигариҳои табиии он, ислоҳи мактабу мадорис ва берун рафтан аз ҳолати бетафовутиву ғафлатзадагии бошандагони он барои ободии диёр иборат будааст. Ҳамчунин низоъҳои сустбунёд дар миёни ҷомеаи Бухоро, ки кишварро аз масири андеша ва тараққии асрӣ берун кашида ва дар инзиво нигоҳ медоштанд, хуллас дардҳое буданд, ки ба қавли устод Айни «аҳолии Бухоро ва музофоташ амсоли онро дар аҳди амирон ҳар рӯз медиданд» («Намуна…», саҳ. 539), вале дар ислоҳаш беилоҷ буданд. Мӯҳтавои осори мазкур воқеъгароёна (реолистӣ) буда, дар онҳо ҷанбаи публитистӣ (гоҳномаӣ), танқидиву ҳаҷвӣ хеле пурқувват аст, сухани муаллиф пуртавон, саросар аз баҳсу далелзанӣ, гоҳо хашмовар ва берӯю риё мебошад. Бунёди поэтикии он ба мунозираву муколима ва баҳс, далелу истидлол асос гузошта шудааст. Ин навъи адабӣ дар насри гузашта бештар дар масъалаҳои мазҳабӣ ва маънавӣ ба кор мерафт, аммо Фитрат ба он заминаи иҷтимоиву иқтисодӣ ва масоили муҳимми таърихиро бипайваст. Умуман китобҳои мазкур, ки ба қавли муаллифашон ба таври муҳовараи бухороӣ (яъне забони маҳаллӣ ва ба фаҳми мардум наздики тоҷикӣ - А. Н) таълиф шуда

[1] *Абдурраууфи Фитрат*. Мунозара. - Душ., 1992 (таҳия ва интишори П. Гулмурод), саҳ. 7.

буданд, навъҳои тозаи насри ибтидои асри XX тоҷикиро асос гузошта, сабку услуби соданависӣ ва воқеъгароии онро таҳким бахшиданд, балки хеле амиқ бурданд ва тақвият доданд. Зиёда аз он, ин ду асар ба хотири ҷанбаи публитистии худ, аз тасвирҳо ва руҷӯъҳои муаллиф саршоранд, ки дар бисёр маврид бо шеърҳои миллии вай қаробат дорад. Онҳо бо ин ҳама мазияти хоси мазкур дар байни рӯшанфкрон ва аҳли адаби Бухоро ва берун аз он таъсир ва шӯҳрати тамом доштанд.

Инак, як пора ба сифати намуна:

«Бародарон! Ислом собиқаи тараққӣ дошт, ҷизя мегирифт, ба баракати саъю ғайрати мусулмонон буд, имрӯз таназзул кард, ҷизя медиҳад, ба шуми бесаъйӣ, беғайратии мусулмонон аст, бале:

Ҷамъияти куфр аз парешонии мост,
Ободии бутхона зи вайронии мост.
Ислом ба зоти худ ҳамон аст, ки буд,
Ҳар айб, ки ҳаст, дар мусулмонии мост.

Ислом дини мост, ислом шарафи мост, ислом саодати мост, ислом боиси сарфарозии мост, ислом сабаби осоиши мост, исломро пайғамбари мо ба мо амонат супурда. Бухоро ватани муқаддаси мост, Бухоро модари меҳрубони мост, Бухоро ҷои нашъунамои мост, Бухоро маъшуқаи азизи мост, Бухоро маҳбуби ба ҷон баробари мост, Бухоро аз мост, мо аз Бухороем! Пас, ба ин қадар ғафлат, танбалӣ, бехабарӣ, беғайратӣ нишаста, нобудии ин дини мубин, поймолии ин ватани муқаддасро ба камоли бешарафӣ қабул кардани моро ҳеҷ шариат, ҳеҷ урф қабул нахоҳад кард, балки уқалои олам, ҳамиятмандони дунё моро лаънат карда, хориҷ аз силки инсониятамон хоҳанд шумурд. Бародарон! Қадре ба ҳуш оед. Инсон ашрафи махлуқоти рӯи замин аст… Ҳар кӣ дараҷаи инсонияти худро аз ҳолати аслӣ тараққӣ диҳад, дохили олами инсонист, ҳукамо онро инсон меноманд…»[1]

Албатта, таҳлили ҳамаҷабҳаи қазияҳои бадеии мазкур, ки ном бурдем, кори вақти дигар аст ва анҷом дода шуданаш аз вазифаҳои муҳимми илми адабиётшиносӣ ба шумор меояд. Вале мақсади мо дар ин мақола баррасии масоили рисолаҳои илмиву ахлоқии Фитрат

[1] *Абдурраауфи Фитрат*. Мунозара, саҳ. 52-53.

«Раҳбари наҷот» (1915) ва «Оила» (1916) аст, ки баробари он ки дар худ хеле аз масъалаҳо ва сабки баёни осори гузаштаи ӯро нигоҳ доштаанд, аммо асарҳои жанри дигару аҳдофи дигар мебошанд. Ва ин мақсади мушаххас сохтор ва шакли адабии онҳоро низ муайян кардааст. Пеш аз ҳама, хусусияти муҳим ва умумии ин асарҳо сифати барномаӣ доштани онҳост. Яъне, акнун Фитрат мехоҳад на танҳо масъалаҳои дардноки ҷомеаро ба миён гузорад, балки раҳнамое барои раҳо ёфтан аз ин бунбаст ва расидан ба ормонҳои маорифпарвариашро пешниҳод карда бошад.

Дар ин мавврид рисолаи «Раҳбари наҷот» қадами аввал ва ҷиддие будааст. Фитрат дар бахши муқаддима сабаби таълифи асарро баён карда, аз таназзули илм ва ақибмондагии кишвар, таҳрифи масоили шаръӣ ва ба хурофот печидани бахши аъзами уламо ва мардум сухан ба миён меоварад, ки ӯро ба сифати як марди ватанхоҳу миллатпараст ва мусалмони асил ба ташвиши ҷиддӣ во доштаанд. Маълум мешавад, ки ӯ солҳо аз паи ҷустуҷӯи чорае ва дарёфти давое ба ин дарди мӯҳлик ва маризи марговар будааст. Дар бораи чигунагии сурат гирифтани ин давоҷӯии Фитрат болотар сухан рондем. Аммо аз асари мазкур маълум аст, ки ӯ сарманшаи ислоҳи ҷомеаро аз таърихи бою ғании мардуми худаш ҷуё шудаву ба миён гузоштааст. Аз ин тарзи гузориши масъала (ва осори дигар аз ислоҳотгарон) ба назар мерасад, ки ҳарчанд рӯшангарони тоҷик ба дастовардҳои санъатии кишварҳои Ғарб бисёр таваҷҷӯҳ доштанд (шояд осори ислоҳотгаронаи онҳоро низ мутолиа карда бошанд) ва онро васф ҳам кардаанд, вале он ҳеч гоҳ масъала ранги ғарбикунонии андеша ва заминаи миллии ҳокимият ва тараққии кишварро нагирифта будааст. Мақсад ба пояи тарақии ғарбиён ва дастовардҳои фарангиён расидан бо истифода аз суннатҳои миллӣ будааст.

Ба ин маънӣ Фитрат таъкид менамояд, ки дар кишвари Мовароуннаҳр вазъ ҳамеша ба ин тартибе, ки ҳаст, фалокатиштимол набудааст, илм ҳам ривоҷ доштаву ҳукком дар ҳимояи аҳли фазл ва ҳам аз паи пешрафту ҳимояи кишвар будаанд ва аз ин ҷо падарони мо: «дар боби илму маърифат ангуштнамои ҷаҳониён» будаанд. Аммо ба қавли ӯ «рафта-рафта замона дигар шуд, илму саъй ба сустиву тақлид мубаддал гардид»[1], ки «на дар дин фоидае мерасонид, на дар

[1] *Абдурруауфи Фитрат.* Раҳбари наҷот. Петроград (ношир Мунзими Бухорӣ), типографияи М. А. Максутов, 1915, саҳ. 2-4. Минбаъд саҳифаи мисолҳо аз нашри

дунё». Ва ниҳоят мардуми «мамлакати Бухоро низ ба воситаи рӯзномаҳо аз аҳволи олам хабардор гаштанд ва донистанд, ки дар дигар мамлакатҳо ҳазорҳо олимони соҳибтасниф барҳаётанд» (саҳ. 3). Ин тағйироти олам соҳибқаламони Бухороро низ ба ҳаракат даровард, то будани худро собит бикунанд ва ба қавле ду-се китоби муфид ҳам навиштаву ба нашр расониданд.

Ва, дарвоқеъ, яке аз соҳибқаламони чирадаст ва оташинсухан худи Абдуррауфи Фитрат буд, ки барои ислоҳи ҷомеа, ибтидо аз оила, аҳли кишвар ва ҳусни тафоҳуми тамоми инсоният асарҳои «Раҳбари наҷот» ва «Оила»-ро таълиф намудааст.

Дар ин миён китоби «Раҳбари наҷот» мақоми намоёне дорад. Ҳамин ҷо як нуктаро рӯшан кардан лозим аст, ки замони таълифи «Раҳбари наҷот» шояд ба даврони таҳсили истанбулии Фитрат мувофиқ ояд, зеро масъалаи «Ҳаёт ва ғояи ҳаёт» дар шакли мақолаи алоҳидае дар маҷаллаи «Ойина» бармаҳал (1913, № 8-9, 14, 21 декабр) чоп шуда буд. Дар матни асар низ мавридҳое ҳаст, ки аз ба таҳсил машғул будани ӯ ҳангоми таълифи асар гувоҳӣ медиҳанд. Мақсад баёни ин нукта аст, ки масъалаи раҳоӣ ва расидан ба саодати дорайн чун ормони иҷтимоиву мазҳабии Фитрат хеле пеш диққати ӯро ба худ кашида будааст ва натиҷаи андешаҳои пуршиддату дурру дарозе мебошад.

Асари мазкури Фитрат натиҷаи ҷустуҷӯҳо, таълифоти бадеӣ, омӯзиши зиндагӣ ва мутолиа дар осори сиёсиву иҷтимоии Шарқу Ғарб будааст, ки дар ниҳоят вай онро дар маънавияти шарқиён ва олами ислом дарёфт кардааст.

Худи номи китоб рамзист, яъне муаллиф хостааст, ки барои хонандагон ва аҳли миллат роҳи наҷотро аз ақибмондагӣ ва ғафлат нишон диҳад. Ба ин савол, ки ин сабаби харобии Ватан ва миллат дар чист, Фитрат далелу бурҳони як гурӯҳ аз уламоро, ки сабаби қафомондагиро ба «хоҳиши Илоҳӣ»; ба дунё дил набастан, ки он биҳишти кофирону дӯзахи мусулмонон аст; қиёмат, ки наздик аст, мусулмонӣ низ аз дунё кам-кам бардошта мешавад; ва ниҳоят, ҳазрати Пайғамбар фармудаанд, ки «кулли явмин бадтар», бинобар умед ба беҳӣ бастан маънӣ надорад мегӯянд, зикр карда, сар то сар онҳоро пуҷу ботил мешуморад. Пас бо камоли хулуси қалб ӯ низ ба сифати як

---

мазкури «Раҳбари наҷот» дар матни мақола, миёни қавсайн, нишон дода мешавад. – А. Н.

мусулмон, мисли ҳамаи мусулмонони Туркистон ба «Қуръон»-и азимушшаън мурочиат мекунад, ки Худованд онро ба сифати раҳнамои ягонаи мо нозил карда, то собит намуда бошад, ки ин «китоби муаззам ва дастурамали мукаррам…моро дар ин хусус роҳнамой хоҳад кард ё на» (саҳ. 17). Фитрат дар тамоми китоби «Раҳбари наҷот» ба шумурди мо 134 маротиба ба Қуръон мурочиат карда, оятҳои онро иқтибос мекунад ва аз ин адад ду маротиба зиёдтар ба китобҳои боэътимоди аҳодиси набавӣ руҷӯъ кардаву мисол ва шоҳид меоварад. Дар рисолаи «Оила» низ ҳамин равиш риоя карда шудааст.

Ҳамин тавр, ӯ дар мурочиати аввал ба ҷустуҷӯи хеш ҷавоб меёбад: «Албатта Худо неъматеро, ки ба як қавм додаст, тағйир намедиҳад, то он қавм аҳволи худро тағйир намедиҳанд» («Раъд», о. 11). Вай аз ин қабил оятҳо хеле зиёд шоҳид оварда, сипас мепурсад, ки «Оё суханони олимони худро қабул карда, ҳар балое, ки ба сари мо омадааст ва хоҳад омад, ҳамаро ба ризои Илоҳӣ ҳамл намоем?» Фитрат ҷавоби ин суолро низ аз Қуръон берун кашида, гӯшнишини уламои гапношунав мекунад: «Худо мардумонро зулм намекунад, лекин онҳо дар ҳаққи худашон зулм менамоянд» («Юнус», о. 44). «Ҳар мусибате, ки ба шумоён расад, ба сабаби афъолу аъмоли носазои шумост…» («Шӯро», о. 30). Ва ба андешаи Фитрат ҳар фалокат ва ноамнӣ, ки дар ҳар нуқоти олами ислом расидааст, сабабаш он аст, ки он мардум аз ба амрҳои Илоҳӣ беитоатӣ ва аз доираи аҳкоми Илоҳия таҷовуз намудаанд. Бисёр аҷиб аст, ки мардуми мо худро боимон меҳисобанд, вале тамоми амали дар шариат мамнӯъро бо роҳати том иҷро менамоянд (саҳ. 11), ҳол он ки ҳазрати Пайғамбар фармуда: «Имону амал қарини якдигаранд, ҳеҷ яке бе они дигар саҳеҳ нест» («Аҷ-ҷомеъ-ус-сағир»).

Бинобар ин Фитрат табиӣ саволе ба миён гузоштааст, ки оё мо низ мисли уламо «кули явмин бадтар» гуфта интизор нишинем ё аз пайи ҷустани амале шавем, ки «…моро аз ин гирдоби олами харобкунандаи ҷаҳлу ғафлат халос карда, ба доруссаодати тараққӣ ва осудагӣ расонад?» (саҳ.12). Ва ба ин савол низ ҷавоб аз китоби самовист, ки омада: «Ин Қуръон баёнкунандаи тариқи саодати дорайн аст…» («Оли Имрон», о. 138). Натиҷае, ки Фитрат аз ин ояту ҳадисҳо бардошта ҳамин аст, ки: «…мо аз аҳкоми ҳикматанҷоми қуръонӣ дур мондаем. Ҳоло агар саодати дунё ва охиратро толиб бошем, лозим аст, ки ҳамаи ағрози фасодаро як сӯ ниҳода, аз самими

қалб худро мутеи авомири аҳкоми қуръония намоем ва умури иҷтимоияи худамонро мувофиқи далолати ӯ тартиб диҳем» (саҳ. 13). Ва Фитрат низ китоби худро дар заминаи оятҳои Қуръон, аҳодиси набавӣ ва ҳамчунин гуфтаҳои аҳли саҳоба ва улумои тавонои исломӣ таълиф кардааст, то ки дар амали солеҳи расидан ба саодати дорайн ба ҳамдиёронаш кӯмак карда бошад.

Муқаддимаи китобро муаллиф ба масъалаи «Ҳаёт ва ғояи ҳаёт» ихтисос додаст. Инро сабаб он аст, ки олами мавҷуд бар ҳаёт маънӣ пайдо мекунад, балки ба андешаи Фитрат: «Агар ҳаёт набошад, ҳеҷ чизе нахоҳад буд…аҳамияти тамоми коинот мабнӣ бар аҳамияти ҳаёт аст» (саҳ. 14). Аммо Фитрат масъалаи ҳаётро, ҳарчанд аз нуқтаи назари ҳукамои қадим ба ёд меорад ва афкори мутакаллиминро дар ин мавзӯъ ба хотир меоварад, аммо онҳоро бисёр замонӣ шарҳ медиҳад. Вай дар ин масъала ҷонибдори мазҳаби ҳукамои аср аст, ки ҳаётро хоси тамоми коинот медонанд. Аммо ҳаёти воқеӣ, маънидор, бошуур ва таърихиро хоси бани Одам медонад ва дуруст ҳам таъкид мекунад, ки барои шинохти он бояд ба таърих мурољиат кард ва ба ин васила таҳаввули онро муайян намуд, аз кадом дараҷаву савия ба чӣ марҳалаву мартаба расидани онро (ҳаётро) равшан кард. Барои ин кор аз назар гузаронидани таърихи бани Одам ва ивази динҳо аз ҷониби Худои таъоло дар ҳар марҳалаи зиндагии инсониятро барои муайян кардани зинаҳои расонидани одамиён ба «ғояи мубаҷҷал ва дараҷаи муъалло», пеш аз ҳама, тавассути динҳои осмонӣ зарур мешуморад. Воқеан, дар ин маврид саволе ба миён меояд, ки пас дин чист? Фитрат ба ин пурсиши худу хонанда чунин ҷавоб додаст: «Дин иборат аст аз аҳкоми Илоҳия, ки тобеони худро ба саодати дораён мерасонад. Инак, ғояи ҳаёти башар, яъне «самараи зиндагонӣ»-и одам низ ҳамин «саодати дорайн» аст» (саҳ. 18).

Аз ин ҷо ислом чи зинадагии индунёӣ ва чи зиндагии ухравиро фаро мегирад ва ҳамин сифат маҳз ва танҳо ба одамон хос мебошад, ки онҳоро аз сойири махлуқот ва ҳайвонот тафовут додаст. Яъне ҳайвонот қобили расидан ба саодати дорайнро надоранд ва баръакс, касоне ки дар ин амали муҳим кӯшиш ба харҷ намедиҳанд, пас дар қатори сутуронанд.

Аммо ҳангоми муҳокима қазияи мазкур - саодати дунявӣ ва ухравӣ (яъне саодати дорайн)-ро аз ҳам набояд ҷудо кард: ба хотири лаззати зиндагӣ набояд аз оқибати кори динӣ бехабар буд ва ҳамчунин ба умеди саодати ухравӣ аз дунё ба куллӣ бурида шудан низ

нодуруст аст. Худованд гуфтааст, ки одамон ҳар чӣ талабанд, «мувофиқи саъю амали худ меёбанд» («Бақара», о. 201-202; саҳ.13). Воқеан, зиндагонӣ ва талошҳои ҳазрати Пайғамбар (с) худ мисоли барҷастаи саъю кӯшиш барои расидан ба мақсадҳои олӣ будааст. Ва Фитрат дар ин замина танбаливу бефарқӣ ва «дуо кардану саъй нанамудани» ҳамватанонро бо мисолҳои рӯшан сахт мазаммат мекунад (саҳ. 20-21).

Аз ин мисолҳо Фитрат чунин натиҷа мегирад, ки: «Дар ҳар калимае аз калимоти ин оят, балки дар ҳамаи оёти қурония он қадар асрори олия ва ҳикматҳои иҷтимоия мавҷуд аст, ки мутолиакунандагони худро шайдо мекунад» (саҳ. 22-23). Ба ин маънӣ Қуръон на танҳо ҷавобгӯи талаботи маънавӣ, балки раҳнамои иҷтимоии ҳар мусулмон будааст ва мебошад.

Фитрат, инчунин боз аз гурӯҳи одамоне ҳарф мезанад, ки саодати дорайнро хосторанд, вале барои ҳусули он ҳеч ҳаракат намекунанд, аммо сабаби ин амалашонро ба такрори «Оллоҳ карим аст» собит карданӣ мешаванд ва ин танбаливу беҳаракатиро «таваккул» ном ниҳодаанд. Балки сустӣ, танбалӣ, ӯҳданобароӣ, нодонӣ, бетаҷрибагӣ, хуллас ҳама сифатҳои ношоистаро «таваккул» мешуморанд ва он ҳамаро савоб мепиндоранд. Бадбахтона, мегӯяд Фитрат, таваккули бесаъй ҳам мисли дуои бесаъй асту бас, ки ҳеч самара ва натиҷаи хайре надорад (саҳ. 25-26). Вай дар ин замина ба сароҳат қайд менамояд, ки «…дунё майдони ҷидол аст, дар ин ҷо ҳар шахсу ҳар қавм маҷбур аст, ки барои таъмини ҳаёти хеш муҷодалаву кӯшиш намояд» (саҳ. 26). Ба ин маънӣ, роҳи расидан ба «ғояи ҳаёт», яъне «саодати дорайн» маҳз натиҷаи риояи қазияҳои мазбур мебошад. Аммо дар ин миён масъалаи муҳими дигаре пеш меояд, ки он ҳам донистани ин нукта аст, ки «ба чӣ тариқ ва ба кадом хусус бояд кӯшид, то восили саодати дорайн гардем?» (саҳ. 30). Маълум мешавад, ки ин восита «адои вазифаи виҷдония» будааст ва вазифа «амрест, ки одамиён маҳз ба эътибори ин ки одаманд, ҳар замон, ҳар ҷой ба адои онҳо виҷдонан маҷбуранд» (саҳ. 30). Ин вазоифи ахлоқия аз рӯи таснифоти Фитрат аз се бахши марбут баҳамдигар - 1) вазоифи нафсия, 2) вазоифи оилия ва 3) вазоифи навъия ё инсония таркиб ёфтанд, ки ба ҳар кадоме як қисми китоби мазкур бахшида шудааст. Аниқтараш Фитрат ин вазоифро дар бахшҳои алоҳида мавриди таҳлилу баррасӣ қарор додааст.

Қисми аввал ба масоили вазоифи нафсония бахшида шудааст ва таъкид мегардад, ки «инсон барои ҳифзу тараққии хеш ба адои онҳо маҷбур аст», балки «ҳар одамро лозим аст, ки нафси худро (чунонки лозими одамият аст) ба дараҷаи камол расонад. Камоли нафсонӣ ҳам ба худу ҳам ба дигарон нафърасон будан аст. Дар Қуръони маҷид низ «амали солеҳ» доиман ҳамроҳи имон зикр шудааст. Минбаъд Фитрат ба шарҳу тавзеҳи қуввати нафсония мегузарад. Ба ақидаи ӯ: «Нафсро се қувват мавҷудаст: 1) қувваи ақлия, 2) қувваи шаҳвония, 3) қувваи ғазабия. Натиҷаиислоҳи қувваи ақлия «ҳикмат» аст ва фоидаи ҳикмат ҳақро аз ботил, қубҳро аз ҳусн, манфиатро аз мазаррат тафриқ додан аст. Натиҷаи ислоҳи қувваи шаҳвония «иффат» аст ва самараи иффат сиҳати бадан, саломатии навъ, қувваи ақл, ҷамоли ҳама андом, амали ҳасанот ва иҷтиноб аз сайиъот аст. Натиҷаи ислоҳи қувваи ғазабия «шуҷоат» ва фоидаи шуҷоат ҳифзи шарафи одамият, иззати миллат ва сиёнати нафс аст. Инсон, вақте ки ҳамин се қувваро ба хубӣ ислоҳ намояд, ӯро як фазилати дигаре ҳам ҳосил хоҳад шуд, ки «адолаташ» меноманд. Ба ҳамин эътибор аст, ки уламои ахлоқ фазоили нафсияро ба чаҳор рукни азим тақсим намудаанд: 1). Ҳикмат, 2). Иффат, 3). Шуҷоат, 4). Адолат (саҳ. 31-32). Зикри ҳамин нукта дар ин маврид шояд беҷо набошад, ки асари мазкури Фитрат ба эътибори ин хасоис баробари маҳосини дигар, хусусияти амиқи маърифатӣ касб менамояд.

То ин ҷо сухан дар бораи ҳаёт ва мақоми одамӣ дар ин дунё ва дунёи ухравӣ, сифатҳои Қуръони азимушшаън, ғояи ҳаёт ва роҳҳои расидан ба саъодати дорайн мерафт. Аз ин ба баъд Фитрат хостааст аз вазоиф, дониш ва илмҳои динӣ ва табиӣ, хосият ва аҳамияти онҳо дар роҳи расидан ба мақсуди дорайн маълумот дода, тасаввуротҳои маҳдуд ва ҳатто ғалатро дар бораи омӯзиши илм, бахусус илмҳои дунявӣ танқид, балки омӯхтани онҳоро як кори зарурӣ, талаби Худовандӣ ва воситаи шинохти амиқи сунъи Илоҳӣ муфассал иброз дошта бошад. Яъне дар «Раҳбари наҷот» ҷанбаҳои барномавии рӯшанфикрӣ, маърифати мардум ва тарбияи ахлоқӣ ба ҳам тавъам баён шудаанд. Ин мақсади нависандаро дар бахшҳои баъдина, ҳангоми шарҳи ҳар яке аз қазияву мақула ва вазоифи инсонӣ, ки омадааст, ба мушоҳида гирифтан мумкин аст…

Фитрат мутобиқи тақсимоти рукнҳои нафсония суханро аз баёни хосияти ҳикмат оғоз намекунад ва сабаби инро чунин шарҳ медиҳад: «…аз он ҷо ки фазилати ҳикмат натиҷаи ислоҳи қувваи

ақлия аст ва ислоҳи қувваи ақлия низ ба таҳсили илм мумкин аст, бинобар он дар ин ҷо аз ақлу илм муфассалан баҳс менамоем, то дараҷаи аҳамияти ҳикмат аз худи худ маълум ва ҳувайдо гардад» (саҳ. 32).

Тибқи тавзеҳи Фитрат, ки аз Қуръон ва аҳодиси набавӣ ва ҳам афкори уламову таърихи инкишофи инсоният берун омадааст, «ақл аъзами неъматҳои Илоҳӣ ва раҳбари ягонаи саодати дорайн аст». Ақл ягонаи майдони ҳаёт, ки инсонро ба манзалати аршади махлуқот расонид, умуман «раҳбари саодати дунё ақл аст». Дини ислом ба он хотир ғолиб омад ва ғолиб мебошад, ки ҳақро аз ботил ҷудо кард ва ҳақро ба одамиён муайян сохт. Воситаи ин тамиз додан, албатта, ақл буд. Дар ин маврид Фитрат дуруст мегӯяд, ки мантиқан «раҳбари саодати охират ҳам ақл аст» (саҳ.33-34), яъне агар «раҳбари саодати дорайн» аст, пас он «аъзами неъматҳои Илоҳӣ низ хоҳад буд». Бинобар ҳамин аст, ки андеша ва тааққул аз мақулаҳои бунёдии Қуръон мебошад: «Худованд оёти худро ба одамиён баён мекунад, то ки онҳо тафаккур намоянд» («Бақара», о. 221). Ё дар ҳадис омада: «Наҷот ёфт касе, ки Худо ба ӯ ақл ато кард» («Ҷомеъ-ус-сағир»). Бар иловаи ин ҳама Фитрат мартабаи баланди ақлро бо истинод ба Имом Ғаззолӣ бо далелҳои ақлӣ, нақлӣ ва ҳиссӣ собит менамояд.

Аммо, ба қавли Фитрат, чӣ гуна ақл соҳиби чунин манзалати бузург шуда метавонистааст? Ақл ду навъ мешавад: ақли фитрӣ ва ақли касбӣ. Ақли фитрӣ ақлест, ки Худованд дар табиати инсон сириштааст, вале ақли касбӣ дар сояи таҳсили илм ҳосил мешавад.

Зотан, таҳсили илмро дини мубини ислом ба бандагонаш амр намудааст. «Ҷоҳилонро бо олимон баробарӣ мумкин нест». Фитрат ин оятро аз сураи «Фотир» нишон медиҳад, ки хатост. Асли он дар сураи «Зумар», ояти 9 омадааст. Дар ҳадис омада: «Ман фазилати илмро аз фазилати ибодат дӯсттар дорам» (Аҷ-ҷомеъ-ус-сағир»)… Маълум аст, ки дини ислом барои илм мавқеи баландеро хос донистааст. Аммо анвои илм бисёр ва ҳатто, ба қавли Фитрат, баъзеи он нофеъ нест. Аммо шарти тафовут додани илми нофеъ он аст, ки «мақсади мо аз таҳсили илм донистани тариқи саодати дорайн аст, пас ин амр барои мо осон аст, ҳар илмеро, ки дар дунё ва охират ба мо фоидае мерасонад, ӯро талаб мекунем», агар не, хайр… Ҳайати улуми нофеъа ду қисм: улуми нақлия ва улуми ақлия мебошад. Улуми нақлия низ дар навбати худ аз ду қисм - улуми диния ва улуми дунявия иборат мебошад.

Фитрат навиштааст, ки ҳар як аз ин бахши улуми диния ба қисмҳои гуногуне дохил мешаванд ва бо зарурат ба майдон омада, барои омӯхтани илм ва расидан ба саодати дорайн мусоидат менамоянд. Аз ҷумлаи қисмҳои илмҳои диния илми тафсир, илми ҳадис, илми фиқҳ ва усули фиқҳ, илми калом дониста шудааст, ки ҳар кадоме вазифаи муайян доранд. Масалан, илми тафсир ба сабаби пас аз фавти Пайғамбар (с) мушкил шудани ихроҷи маонӣ аз китоби худовандӣ, аз тозагии аввали худ дур шудани забони арабӣ, ба ислом фавҷ-фавҷ мусулмони тоза аз кишварҳои Шарқу Ғарб ворид мешуданд, вале эшон мехостанд ба ҳақоиқи китоби муқаддас воқиф гарданд. То аз замони ҳазрати Пайғамбар дур мешуданд, мардум аз таъсироти «тарбияи аҳмадӣ» берун мемонданд ва эҳтимоли ба бо баъзе ривояти козиба омехтан низ ба миён омада буд. Аз ин ҷо зарурати дар сурати як китоб ҷамъ кардани тафсирҳои пайғамбарӣ ба миён омад. Ин тафсирҳо «ғайр аз аҳодиси пайғамбарӣ ҳарфи дигаре надошт» (саҳ. 44). Бинобар ин, онҳоро «тафсири билривоят» мегуфтанд. Аммо бо гузашти замон шакли аввалияи тафсир тағйир хӯрд ва акнун дар ин амал ақлро низ истифода мебурданд ва «Ҳар муфассир маонии қуръонияро ба доираи қавоиди лисония ва ба ёрмандии ақли хеш истихроҷ намуданд» (саҳ. 45), ки ин навъ тафсирҳоро «тафсири билдироят» меноманд. Ва тафсирҳо барои фаҳмидани маънии қуръония аҳамияти бузурге доранд. Дар мавриди илми фиқҳ ва усули фиқҳ омадааст, ки: «Лекин ба мурури замон… уламо диданд, ки ба ҷуз ин ки мувофиқи иқтизои замон ҳаракат кунанд, чорае нест. Биноаналайҳ тариқи иҷтиҳодро пеш гирифтанд, аҳкоми лозимаро аз Қуръон ва ҳадис ва ё ба муованати қиёс ва иҷмоъ истихроҷ карданд, дар китобҳо навиштанд ва ба ин сабаб илми фиқҳро дар майдон ниҳоданд. Ва ба мулоҳизаи ин ки ҳар кас аз пеши худ истихроҷи аҳком намуда, кори мусулмононро дучори харҷу марҷ насозад, илми дигаре ҳам вазъ карданд, ки тариқи истихроҷи аҳкомро баён намояд ва усули фиқҳаш ном ниҳоданд» (саҳ. 51). Ва ба ҳамин монанд ҳар яке аз улуми диния тавсиф карда шуда, аҳамияти он таъкид карда мешавад.

Аммо Фитрат бо таассуф қайд менамояд, ки мардуми мо дар давоми бист соли таҳсили худ аз ин илмҳои шариф бахрае намеёбанд.

Қисми дувуми улуми нақлия илмҳои лисония, илми таърих, ҷуғрофиё ба шумор омадааст, ки ҳар яке аҳамияти хосеро доро мебошанд. Илми лисония, луғат ва сарфу нахв, улуми балоғат, баён ва

бадеъ чи барои фаҳмидани маъно ва чи дақоиқи адабии Қуръон зарур мебошанд. Илми таърих, ки дар миёни мардуми мусулмон хеле роиҷ буда, ақсоми гуногуне дорад. Ба қавли Фитрат: «Аз барои ҳар миллате, ки ҳаёт мехоҳад, донистани таърих лозим аст, зеро таърих мисли оинаест, ки ҳар қавм аҳволу қавоиди иҷтимоияи худро дар баробари ӯ дошта, хубро аз зишт фарқ мекунанд» (саҳ. 60). Дар Қуръон омада: «Эй Муҳаммад, ба онҳо аз таърих ҳикоят кун, то ақвоми гузаштаро фаҳмида, тафаккур кунанд ва ибрат гиранд» («Аъроф», о. 176). Ҷуғрофиё низ ҳамчунин илми қадим ва муҳим буда, барои тараққиёти туҷҷорияи як мулк, донистани аҳволи гузашта ва ҳоли соири қавмҳо, барои умур ва қавоиди иҷтимоияи онҳоро оинаи ибрати худ қарор додан, лозим дониста шудааст.

Баъди ин Фитрат ба баёни улуми ақлия мегузарад. Вай дар ин маврид фикрҳои ҷолиб, мушаххас ва ба ҳалли масоили замон мувофиқ бисёр баён кардааст. Аввалан, «Улуми ақлия илмҳое, ки натиҷаи кашфиёти бани навъи инсонист. Ин илмҳо умумист, хусусӣ нест». Сониян, «ҳеҷ кадоми аз ин илмҳоро илми насоро ё илми мусулмонон гуфтан дуруст нест. Балки инҳо улуми инсонист, ҳамаи афроди инсонияро бе тафриқаи ҷинсу мазҳаб дар хусуси ин улум ҳаққе мавҷуд аст». Ниҳоят, «ҳайати умумияи ин улумро ҳикмат мегӯянд, ки се қисм аст: 1) улуми табиия; 2) улуми риёзия; 3) улуми фалсафия» (саҳ.63).

Дар рисола ҳар яке аз ин улум ва бахшҳои он мавриди гуфтугӯ қарор гирифтаанд. Масалан, улуми табиия аз панҷ бахш иборат дониста шудааст, ки онҳо илми табобат, ҳикмати табиӣ, илми набот, илми ҳайвонот ва илми мадоин мебошанд. Аз он ҷо ки илмҳои дунявӣ маҳсули андешаи ҳар миллату мазҳаб буда метавонанд, бинобар ин, Фитрат саҳми мардуми мо - тоҷикон ва мусулмононро дар инкишофи ин улум махсус таъкид намуда, вазъи имрӯзаи онҳоро дар аморати Бухоро мавриди баррасӣ қарор медиҳад. Масалан, Фитрат қисмҳои муҳимму маъмули ин илмро ном бурдаву тавсиф менамояд ва аз уламои исломӣ ва тоҷик, мисли аллома Абӯбакри Розӣ, Абулҳасан ибни Ризвони Мисрӣ ва бахусус, Ибни Сино сухан ба миён меоварад. Ба қавли Фитрат онҳо уламое буданд, ки илми ҷаҳониро такмил карданд ва то асрҳои охир дар Фарангистон осори онҳо соҳиби эътибор аст. Аммо чӣ метавон кард, ки баъзе касон ин алломаҳоро ба куфр мутаҳҳам кардаанд. Тиб ва табобатро ҳазрати Пайғамбар, чунон ки дар аҳодис омада, эътироф кардаанд. Аммо вазъ ҳоло чӣ

гуна аст? Фитрат онро бо камоли инсондӯстӣ ва ҷиддият сахт мазаммат карда, менависад: «Зоеъоте, ки миллати бечораи мо аз ҷиҳати бетабибии ҳарсола медиҳад, он қадар бисёр аст, ки андешааш одамиро ба ларза меорад. Ҳазор навъ маризи мӯҳлик дар миёни мо ба камоли озодӣ машғули кор аст…

Чӣ гуна ба ҳоли мо бухороиён набояд гирист, ки ҳар қазоқе адади шутурони хешро медонад ва ҳар чӯпоне аз шумори гӯсфандони худ хабар дорад, ҳукумати мо адади раоёи худашро намедонад. Бинобар он адади касоне, ки ҳарсола ба иллати бетабибӣ зоеъ мешаванд, ба мо пӯшида мемонад. Аммо дар мамолики мутамаддин одат бар хилофи ин аст…» (саҳ. 68). Фитрат дар ин замина ба сурати омор даровардани вазъи саломатии кишварро ба миён мегузорад, то ки ба дардмандон давои воқеӣ расад ва ҳолати сиҳати аҳли ватан зери назорат бошад. Аслан ӯ ба ҳар масъала, ҳар илму андеша бо ҳамин гуногунҷабҳагии таърихӣ, маърифатӣ, иҷтимоиву сиёсӣ, ахлоқиву маънавӣ ва рӯҳи ислоҳотхоҳӣ муносибат мекунад.

Зиёда аз он, Фитрат ҳар риштаи илмро аз рӯи мақоми он ба дарёфтани рушду инкишоф ва муяссар гардидан ба саодати дорайн мавриди баррасӣ қарор медиҳад. Аз ин рӯ, як бахши рисолаи мазкурро ба ин илмҳо ихтисос додаст, ки улуми табиия ном гирифтанд. Аз ҷумла, дар бораи илми маодин омада, ки «барои расидан ба саодати охират, агар «имони комил» ва «амали солеҳ» лозим бошад, пас барои расидан ба «саодати дунё» саъю кӯшиш даркор аст. Аммо барои расидан ба ин мақсад чӣ гуна бояд кӯшид? Фитрат ба ин пурсиш посухи муфассал медиҳад.

Аввалан, аз мамолики Фаранг, аз инкишофи онҳо дар сояи пешрафти илм, бахусус илми маодин, ки заминаи рушди фаннии он кишварҳост, таваффуқ мекунад, балки дурнамоҳои инкишофи онҳоро таъкид мекунад. Аммо бухороиён мегӯянд, ки ба роҳи тараққӣ дарамодан шарт нест, охир бе он ҳам зиндагӣ доранд-ку! Аммо ба қавли Фитрат он зиндагӣ «монанди зиндагии беморе аст», ки рӯз ба рӯз заифтар мешавад ва агар аз табиби доное даво нагирад, ба мурданаш шубҳа нест. Ва агар ҳолат чунин аст, гуфтааст вай, «пас моро лозим аст, ки ё аз ҳаёти миллияи хеш даст шӯем ё баробари миллатҳои дигар тараққӣ намоем» (саҳ. 71).

Лекин роҳи ин тараққӣ чӣ гуна бояд бошад?- мепурсад Фитрат. Ва худ ҷавоб медиҳад, ки барои ин танҳо ба роҳи тараққии банӣ башар қадам ниҳодан ва ба таҳсили илми табиия пардохтан лозим

асту бас. Ин нукта низ ибратбахш аст, ки улуми табиия на танҳо сабаби саодати ин дунё, балки воситаи ба камол расидани эътиқодоти динияи одамон дониста шудааст. Мисли ин ки дар ин оят омада: «Бигӯй, эй Муҳаммад, ки тафаккур кунед ҳикматҳоеро, ки дар замину осмонҳо мавҷуд аст, то ба камоли қудрати Илоҳӣ имон биёваред» («Юнус», о. 101).

Дар «Раҳбари наҷот» зарурати омӯзиши дигар илмҳо, аз қабили илми ҳикмати табиия, илми набот, илми ҳайвонот, улуми риёзия: ҳисоб, ҷабр, ҳандаса, ҳайат аз рӯи дастури болоӣ мавриди баррасӣ ва шарҳу тавзеҳ қарор гирифтаанд. Дар мавриди илми ҳайат ба таъкид омадааст: «Ҳатто баъзе ҳукамо гуфтаанд, ки касе ки илми ҳайатро надонад, камоли қудрати Илоҳиро натавонад фаҳмид. Мисли ин оят: «Албатта, дар махлуқоти улвия ва сифлия ва дар ихтилофи рӯзу шаб арбоби ақлу тафаккурро барои исботи Воҷиби Таъоло далелҳо мавҷуд аст» («Оли Имрон», о. 190) ва ҳазрати Пайғамбар (с) фармуда, ки: «Ҳалок бод касе, ки ҳамин оятро мехонад ва тафаккур намекунад» (саҳ. 76). Ба таври умумӣ натиҷагирии Фитрат ба ин тариқ аст: «Аз барои он ки одамӣ… камоли азамати Илоҳияро бидонад, илми ҳайат даркор аст» (Ҳамон ҷо) ва умуман «улуми табиия ба мо як қисм аз ҳамин қавонини Илоҳияи хилқатро мефаҳмонад, бинобар он имони моро комил менамояд» (саҳ. 73).

Бамаврид аст, агар ин ҷо вобаста ба ояву ҳадиси мазкур як нуктаи вобаста ба дини исломро таъкид намоем. Чунон ки Фитрат борҳо қайд кардааст, дар ин маврид вожаҳои «арбоби ақлу тафаккур» ё «тафаккур намекунад» ба маънии аҳли илму дониш, андеша ва тааммуқу таҳлил омадааст. Ба ин маънӣ шахси ба андеша ва тафаккур хӯ гирифта хеле зуд ибратпазир ва дарёбандаи маънӣ аст, ӯ дар ҳаққонияту қудрати Худованд ба боварҳои амиқу устуворе даст мeёбад. Ин ҷо Фитрат ҳақ аст, ки таҳлилу таҷзия ва умуман илми табиияро на танҳо сабаби пешрафти корҳои олам ва шинохти дунё, балки як воситаи ба камол расидани эътиқоди мазҳабии шахс донистааст. Аслан хулосае, ки аз рисолаи «Раҳбари наҷот» берун меояд ва ҳам ақидаи аъзоёни наҳзати ҷадидия ҳамин аст, ки ҳамоно дар байни афроди ҷомеа майл ба андешаву тафаккур бедор шавад ва эшон ба донистани ҳоли худ, фикри худшинохтагӣ, ки аз роҳи омӯзиши илми динӣ, илми дунявӣ, ақлу фаросати одамӣ, назари ибратбин ба гузашта, муайян кардани вазъи кунунӣ ва истиқболи афрод ташаккул меёбад, зудтару бештар ворид гарданд.

Фитрат дар «Раҳбари наҷот» қисми севуми улуми ақлия - улуми фалсафаро, ки ба қавли вай нуқтаи охири ҷамеи улум аст, шарҳу тавзеҳ додаст. Онро ба чаҳор бахш - илми аҳволи рӯҳ, илми ахлоқ, илми Илоҳӣ ва илми мантиқ тақсимбандӣ кардааст.

Ба андешаи вай ин улум аз хусуси донистани ҳақиқати ҳар чиз ҳастанд. Мисли он ки илмҳои табиия, масалан ташреҳ ва манофеъ-ул-аъзо вазифа ва хидмати ҳар узви инсонро баён мекунад. Вале ҳар кас пай мебарад, ки инсон иборат ва гӯшту пӯст ва устухон нест, балки чизи дигаре низ ҳаст, ки зиндагии моро маънӣ мебахшад, агар аз бадан раҳо шуд, дигар бадан аз лошае беш нест. Он рӯҳи инсон мебошад. Илми рӯҳ дар хусуси таҳаввулот ва ҳодисоти рӯҳ баҳс мекунад ва ба маърифати нафс машғул аст. Дар Қурони маҷид бар нафси худ тадқиқи назар доштан махсус таъкид шудааст («Зориёт», о. 2). Ин илм бар он маънӣ низ муҳим аст, ки ба қавли ҳазрати Алӣ (а): «Касе, ки нафси худро шинохт, Худои худро шинохт». Шарти илми Илоҳӣ шинохти вуҷуди Худованд ва сифати ӯ тавассути ақл гониста мешавад. Илми ахлоқ бошад ба одамон «вазоифи ҳақиқияи башария»-ро таълим медиҳад. Ин аз он сабаб аст аҳли ҷомеа ҳамеша дар муносибати байниҳамдигарӣ мебошанд ва ин муносибату манофеъ на ҳамеша ба ҳам мувофиқат доранд, ки боиси ихтилофҳо мешавад. Пас, илми ахлоқ бо тартиб қонунҳо, вазоифу фазилати инсонияро бо онҳо таълим медиҳад. Фитрат барои ҳар фард огоҳ будан аз илми мантиқ, яъне омӯхтани «тариқи тафаккур ва муҳокима»-ро лозим медонад, ки чи дар умури динӣ, чи дар умури иҷтимоӣ ва чи дар умури шахсӣ зарур мебошад, балки бетафаккурӣ ва муҳоким набудан аст, ки афродро ба ҷаҳлу беандешагӣ мебарад. Онҳо, ки андешаи саҳеҳ доранд, муҳокимаашон се шарт дорад: а) саҳеҳ будани шартҳо ва ҳукмҳо, ки онро <u>исобат</u> мегӯянд; б) донистани тартиби қазия, яъне ҳукму хулосаҳо, ки онро <u>истиқомат</u> мегӯяд; в) ниҳоят, <u>суръат</u>и таркиб. Барои муҳокимаи солим риояи ҳар яке аз ин шарт лозим аст. Исобат тавассути таҳсили маълумоти саҳеҳа, истиқомат тавассути донистани мантиқ ва суръат маҳсули аз бар кардани хуби он ду шарт аст, ки худ ба худ ҳосил мешавад.

Аммо мақсади аслӣ аз зикри ин бахши зиёди улум он аст, ки таҳсили илм барои мусулмон шаръан ва ақлан лозим аст. Ва илм хеле бисёр аст, балки рӯз ба рӯз навъи нави он ба майдон медарояд. Донистани ин ҳама барои хушии рӯзгори кунунӣ ва саодати ухравӣ лозим аст. Аммо, вақте ки аҳли олам ба васвасаи омӯзиш гирифтор ва

илмҳои навро рӯи кор меоранд, то бештар тараққӣ кунанд, аҳли ватани мо дар бист сол барои таҳсили наҳв, сарф, мантиқ ва ақоид зур зада, боз ҳам наметавонанд ҳамин чаҳор илмро тамоман ба даст оранд. Пас сабаб чист, мепурсанд муддаиён? Ҷавоби Фитрат чунин аст: «Сабаб ҳамин ки тариқи таҳсили онҳо мукаммал аст ва тариқи шумо ноқис!..»

Бояд гуфт, ки рисолаи «Раҳбари наҷот» асари зеҳнист, банду басти онро мантиқи додани маълумоту андешаҳо барои расидан ба саодати дорайн, муҳокимаҳо, пурсишу посух, руҷуъ ва ибрози афкору ақидаи шахсӣ, яъне баёни зиндаву ботаҳрик ташкил намуда, онро аз нақли дандоншикану мушкилписанди илмӣ эмин дошта, мутолиаашро ҳам аз ҷиҳати маърифатӣ ва ҳам расидан ба кунҳи масъалаҳо шавқовар намудааст. Яке аз ҳамин гуна гардишу руҷӯъҳои зеҳнӣ бахши иститрод аст.

Аз иститроди мазкур ва умуман маълум аст, ки саъю талош ва кӯшишҳои Фитрат ва аксари ҷадидҳоро (рӯшангаронро) ҳамеша садде пеш меомад, эшонро барои тараққипарварӣ ва таҷаддудхоҳӣ ба куфру девонагӣ бадном мекарданд. Аммо Фитрат изҳор доштааст, ки: «Маро аз ин бӯҳтонҳои ботилу бемағз боке нест, зеро ин кӯшише, ки дар роҳи хидмати халқ менамоям, на барои мадҳу саност, на ба фикри рутбаву эҳтиром; на хаёли ҷомаву дастор дорам, на андешаи давлату эътибор. Балки мақсади ягонаи ман як чиз аст, ки ӯро аз ҳамаи коинот азизтару муқаддастар медонам. Он чиз адои вазифаи инсоният, ба ибораи дигар, таҳсили ризои Илоҳист. Ман, ки ин ҳама фарёд мекунам, хурду бузургро ва неку бадро ба худам душман месозам, орзуе надорам магар ҳамин ки Холиқи худро розӣ намоям. «Ту хоҳ аз суханам панд гир, хоҳ малол» (саҳ. 84).

Дигар нуктаи муҳим ин аст, ки Фитратро ин қазия маъюс намудааст, ки аз ҳама бештар толибони улум бо ӯ душманӣ доранд, ҳол он ки мақсади ӯ «ҳушёрии эшон аст». Ҳатто баъзе муллобачаҳои Бухоро пас аз мутолиаи «Сайёҳи ҳинд», навиштааст вай, ба тариқи мактуб пурсише пеш ниҳодаанд, ки: «Чаро бо аҳли илм (мақсад мулло ва мударрисони бухороӣ аст - А. Н.) ин ҳама душманӣ дорӣ?» (ҳамон ҷо).

Фитрат ба эшон мурочиатан ҳасби ҳол кардааст, ки ӯ худ ки толиби илм будааст ва ба хотири ин ормон тарки Ватан кардаву сахтиҳоро паси сар намудааст, пас чӣ тавр мешавад, ки ӯро «душмани

илму хасми уламо» донист. Ва ин ҳама фарёду маломатҳо «аз роҳи дӯстӣ» будааст, «на аз тариқи хусумат» (саҳ.85).

Ба ақидаи ӯ тариқи таҳсиле, ки дар Бухоро маъмул буда «на ин ки фоида надорад, балки рафта-рафта солики худро дучори фалокатҳои азим хоҳад кард. Аз ин сабаб худро «аз гирдоби ҳалокат ба соҳили наҷот» расонидан лозим аст. Аммо, бадбахтона, аз байни уламои мо, ки ҳама таҳсилдида ва аз хатмашон чиҳил сол гузаштааст, ҳеҷ олими арабидон, як фақеҳи тавоно, як фозили муҳаддис ва муфассири Қуръон ва ё мутакаллими соҳибмантиқ ба майдони улум намерасад?! Уламоро лозим аст, ки «маҷлиси тадрису тафсиру ҳадис кушоянд, миллати бечораи моро, ки динан, ахлоқан ва маишатан бо як тарзи ҳавлноке суқут мекунад, ҳидояту нигаҳдорӣ намоянд. Уламо ноибони ҳазрати Расуланд, ноиби Пайғамбар аз дастори бузург бастан ва пешгоҳи хона нишастан иборат нест…» (саҳ. 86).

Ҳамин тавр, Фитрат «мантиқан ба баҳси атрофии ҳикмат, ки ба ақидаи вай, мақсади аслиааш будааст, мерасад. Ба ақидаи ӯ «ҳикмат» фазилати қувваи илмия аст ва дар натиҷаи таҳсили улум ва ба дараҷаи камол расидани ақл ба даст меояд, он вақт ӯ дар ҳар умур - иҷтимоия ва диния ҳақро аз ботил ва манфиатро аз мазаррат фарқ мекунад. Ҳар илму эътиқодро ба мизони ақл месанҷад ва ё қабулу рад менамояд. Ва, «инак ҳикмат ҳамин аст. Ин фазилати ақлия метавонад аз ҳидоятгари худи фард ва аҳли ҷомеа бошад. Чунон ки дар Қуръон омада: «Он ки ба неъмати ҳикмат сарфароз аст, ба хайри касир (зиёд) расидааст» («Бақара», о. 269).

Фитрат дар ин маврид ақидаи Имом Ғаззолиро, ки ҳикматро танҳо аз ду ҷониб - тарафи ифрот (хабб) ва тарафи тафрит (балоҳат), яъне макру ҳила ва нуқсони фикр мешуморад, розӣ намешавад. Ҳикматро чун камоли ақл ва натиҷаи илм, воситаи камолот ва омӯзиши беохир дониста, ҳам ифрот ва ҳам тафритро на сифати ҳикмат, балки нуқси он башумор меорад. Ва аз рӯи ин дастур одамони аз камоли фазилати ақлия (яъне ҳикмат) маҳрум ба ду қисм - аввал, онҳое, ки аз фазилати ҳикмат тамоман маҳруманд, ки сифаташон «балоҳат» аст; дувум фазилати ҳикматашон ноқис, яъне маслакашон «хабб» мебошад, тақсим мекунад. Фитрат ҳар яке аз ин разолати ахлоқия ва зарари онро тавзеҳи алоҳида ва муфассал додааст: хулоса, аҳли «балоҳат» аз дониши огоҳона канора ҷуста, пайрави салофони худ ва ба маънии васеаш ақли тақлиданд. Ин мараз одамонро ба ақиб бурда, маҳв ҳам менамояд. Бинобар он, Пайғамбар (с) таъкид мекард,

ки ба ҷуз аз каломи Оллоҳ, ҳар чизе ки аз пеши худ мегӯям, муҳокима кунед ва ба мизони ақл бисанҷед.

Аҳли «хабб» илман ноқисанд, наметавонанд қувваи ақлияи худро комил намоянд, зоҳиран тақво мекунанд, ба қавли Фитрат «ҳар қадар фарёд кашӣ, ки ҷаҳл ватанамонро хароб кард, ғафлат динамонро заиф намуд, сари мӯ ғам намехӯранд, ба эшон қазияи машҳури «гӯр сӯзаду дег ҷӯшад», мазмуни ҳадиси «бадтарини мардумон бадтарини уламои онҳоянд», мутобиқ аст. Чунон ки дар ҳадис омада: «Динро се офат аст: 1) фақеҳи фоҷир; 2) ҳокими ситамгор; 3) муҷтаҳиди ҷоҳил». Умуман, роҳи саодати дорайн он қадар борику бимнок ва пурхатар аст, ки тайи он хеле ва хеле эҳтиётро тақозо менамояд, ҳатто барои ақли ба камол расида.

Фитрат ба ҷуз аз қуввати ақлония боз дар бораи ду қувваи дигар: қуввати ғазабия ва шаҳвония таваққуф менамояд, ки ин ду барои он ки ақл инсонро ба саодати дорайн роҳбарӣ кунанд, онро ҳамроҳӣ мекунанд, балки ин ҳукман лозим ва онҳо ба амрҳои ақл итоат менамоянд. Аммо онҳо қувваҳои саркашу худбин мебошанд ва касро аз роҳ мезананд. Оё агар чунин аст, мешавад ки ба як бор онҳоро тарк кунем. Аммо ин ношуданист, зеро шариат тарки дунёро ҳаром ҳисобидааст. Ва роҳ дар ин маврид нигоҳ доштани эътидоли ин қувваҳо ва тобеи фармони ақли худ кардани онҳост.

Аммо шуҷоат аз фазилати қувваи ғазабия аст ва «ҷунб» (буздилӣ) тафрити шуҷоат ва ифроти шуҷоатро «таҳаввур» гӯянд, ки зараровар ва мамнӯъ шуморида шудааст. Замоне, ки байни ин ду қувваи музири ғазабия ҳадди эътидол бавуҷуд меояд, онро «шуҷоат» мегӯянд. Муаллиф бахшҳои минбаъдаи рисолаи «Раҳбари наҷот»-ро ба тавзеҳи шуҷоат ва қисматҳои он тахсис дода шуданд.

Баҳси нахуст аз боиси «карам» ба сифати як бахши шуҷоат аст.

Фитрат мегӯяд, ки андешаи вай асосан мутаваҷҷеҳи ду матлаб буда, балки асоси китобаш бар он ду аст, ки асоси ҳаёти башарӣ бар ҳамонҳо мебошад. Матлаби аввал, Худованд одамиёнро барои расидан ба саодати дорайн офаридааст. Матлаби дувум, одамон дар роҳи расидан ба саодати дунявӣ ва ухравӣ ба муовинату мадади ҳамдигар мӯҳтоҷанд. Пас иртиботи фарду афроди миллат дар кори дунё ва охират бисёр зарур аст. Аммо дар кишвари мо шайху муллоҳо ба муовинат кӯшиш намекунанд, яъне худро лоиқи саодати охират медонанд. Гурӯҳи дороён бо он ҳама дороӣ худро расида ба саодати дунё медонанд. Фитрат гуфтааст, ки на ину на он: «… ҳар касе ки

барои манфиати афроди миллати худ намекӯшад, ба саодати охират нахоҳад расид» (саҳ. 96), мисли ин ки дар ҳадис омада «… ҳеҷ кадоми шумо мӯъмин нашавад, то дӯст надорад барои як мусулмони дигар он чиро, ки барои худ дӯст медорад» (саҳ. 96). Баръакс «ҳар ки барои саодати афроди миллати худ намекӯшад, ба саодати дунё ҳам нахоҳад расид».

Аслан, он тавонгарон, ки дар кишвар худнамоӣ мекунанд, аз ҳайси дороӣ ва эътибор дар байни миллатҳои дигар обрӯе надоранд, балки умуман эшонро эътироф намекунанд. Хулосаи Фитрат дар ин маврид чунин аст: «Ба иллати ин ки ҳайати умумияти миллаташон беэътибор аст, шахсе ки миллаташ, яъне қавмаш эътибору шарафе надорад, худи он шахс ҳар қадар, ки шарифу тавонгар бошад, боз ҳам эътиборе нахоҳад дошт!» (саҳ. 98). Боз ҳам аҷибтару сахттар, «…агар ба либоси бухороӣ сафар кунанд, миллатҳои соира инҳоро тамасхур менамоянд, дар қатори одам намешуморанд». Сабаб: «Худашон гунохе надоранд, лекин миллаташон тараққӣ накардааст, қавмашон шарафу эътибор надорад. Аҷабо, савдогарони мо кай ба ин саодат хоҳанд расид? Он вақт ки миллати моро дар миёни ақвоми олам шарафу эътиборе бошад» (саҳ. 98-99). Пас қиссаи Нокомои япониро, ки ба шӯҳрати кишварашу байрақи он эътимод карда, бе хавфу ҳарос сайри дунё дорад, нақл мекунад. Ва дар ин замина ба маврид таъкид менамояд: «Инак, шарафу саодати дунёӣ ин аст, на он чи ки мо дорем!»

Ҳамин тавр, ӯ боз ба сари мақсади аслӣ бар мегардад ва суол медиҳад: Чӣ кунем, ки ба табиати аҳли башар, ки манфиати шахсиро дӯст доранд, муовинати якдигарро фаромӯш накунанд? Ва ҷавоб медиҳад, ки дини мубини ислом дар ин амал низ дастурҳои мушаххас дода, «карам» ва ҷавонмардиро арҷ ниҳодааст: «То як қисм аз чизҳои дӯстдоштаатонро дар роҳи муовинати якдигар сарф накунед, саодати дорайнро нахоҳед расид…» («Оли Имрон», о. 92). Аслан ҳар касе, ки чизе дорад (олим – илм…) бояд ба одамон муовинат кунад. Вале бештарини ин вазифаи диния ва инсония ба тавонгарон мутараттиб аст, бинобар он садақа, яъне закот бар гардани эшон фарз донista шудааст. Балки Худованд гуфта «ба ман қарз diҳед».

Вале Фитрат ҳам аз меъёри мазҳабӣ ва ҳам аз нигоҳи иҷтимоиву инсонӣ дуруст қайд мекунад, ки садақаву закотро воқеан, ба ҷои лозима, ки барои инкишофи кишвар мусоидат намояд, равона бояд

кард. Ва назр додан, закот нест, балки ҷоиз намебошад. Ҳатто гадоии беузрро низ дини ислом ҳаром шумурдааст (саҳ. 105).

Пас роҳи манфиатбахш шудани хайру саховати бойҳо ҳамоно барои ободӣ ва осудагии ватану миллат сарф кардани он аст. Маълум шуд, ки караму саховат иборат аз сарф намудани мол дар роҳи саодати ҳамҷинсон мебошад, яъне караму саховат муованат ба миллат аст.

Аммо чун ҳама ба караму саховат кор гирифтанд, оё он ба сари худ фоидаовар аст. На. Агар он бемақсаду пароканда аст, ба манфиати умумии миллат набошад. Пас чора чист? Чораи онро Фитрат дар ҳамин дидааст, ки ин саховат «ба машварат ва савобдиди якдигар» шавад, яъне саховатмандон «гурӯҳ-гурӯҳ иттифоқ намуда, ҷамъиятҳои мутааддид ташкил бидиҳанд ва ҳар ҷамъияте як навъ эҳтиёҷи миллатро дар назари эътибор бигирад ва ба рафъи ӯ бипардозад: ҷамъияти нашри улум, ҷамияти ҳимояи ятимон, ҷамиятиислоҳи зироат…» (саҳ. 108). Ва ин ҷамъият бояд қонуне (дастуре) ва ҳадафҳои аниқ дошта бошад, ташкили сандуқи (хазинае), ки аз он кӯмак мерасад, «… он вақт хайрот ва садақоти миллат ба шакли мунтазаме медарояд ва давои дардҳои Ватанро ҳозир менамояд. Дар ин маврид чунонки дар ҳадис омада: «Худо нигаҳбони ҷамоат аст» (Аҷ-ҷомеъ-ус-сағир).

Ба ҳамин монанд масъалаи исрофро муҳокима мекунад. Суханро аз он оғоз мекунад, ки карам кардани инсон сарфи мол дар роҳи Илоҳӣ аст. Касони ин фазилати ахлоқиро надошта, ду қисм будаанд: онҳое, ки ба сарфи мол ба ҳеҷ касу ҷое розӣ нестанд, ки он бухл аст ва ин афродро бахил гӯянд. Қисми дигар, молро на дар роҳи ризои Худо, балки дар роҳи ҳаваси нафсонияи худ сарф мекунанд, эшон исрофкоронанд ва ин одат исроф аст. Исроф ҳам ба миллат ва ҳам худи кас танҳо зарар дораду бас. «Миллате, ки афродаш мубталои марази исрофанд, шак нест, ки маҳву нобуд хоҳанд шуд» (саҳ, 112). Дар Қуръони маҷид омада: «Исроф макун, зеро исрофкорон бародарони шайтонанд ва шайтон душмани Худост» («Исро», о. 26-27).

Фитрат яке аз бузугтарин исрофоти мардумро дар тӯй дидааст. Аслан, тӯй воситаи истироҳату дамгирӣ дониста шудааст. Барои муовинати ҳамдигар гоҳо лозим аст, ки даст аз кор кашидаву байни ҳам рафту омад ва иҷтимоъе карда, дӯстиву муҳаббатро тақвият намоянд. Иду тӯй аз ҳамингуна иҷтимоъ буда, онро одамон худ

ихтироъ кардаанд ва мамнӯъ эълон доштанашон ҳам мумкин нест. Фоидааш тақвияти дӯстӣ ва бо таом сер шудани мискинону фақирон мебошад. Дини ислом тӯйро маън накардааст, вале барои он ҳадде низ муайн намудааст ва оне, ки дар ҳадди шаръ гуфта мешавад ҳалол ва илло ҳаром аст. Ҳадис: «Дар тӯйи арусӣ як рӯз таом додан суннат аст, ду рӯз таом додан зиёдатист, се рӯз таом додан риёист» (Ач-ҷомеъ-ус-сағир). «Аммо тӯйҳои замони мо, - бо алам таъкид мекунад Фитрат,- исроф аст, хилофи амри ислом аст, гуноҳ аст, мухолифи ақл аст» (саҳ. 115). Воқеан, ин қабил тӯйҳо хонаҳоро хароб ва гоҳо ахлоқро фосид менамоянд.

Аммо дар ахлоқи инсон бухл аз исроф бартар аст, чун соҳибмол ба ҳеҷ кас аз ҳеҷ роҳе манфиате намерасонад, вуҷудашон барои олами башарӣ нангу ор аст. Ба андешаи Фитрат ҳайати иҷтимоияи як миллат низ як шахси маънавӣ аст. Агар як қисм аз аъзоаш вазифаи худро адо накунад, он миллат биззарура хору зор, балки маҳву нобуд хоҳад шуд. Дар Қуръон омада: «… бахилӣ шумо ва қавматонро нобуд месозад» («Бақара», о. 195). Зиёда аз он, бахилон ба «фоидахӯрӣ», яъне рибо сару кор доранд.

Рибо (фоида) яке аз сабабҳои бузурги бадбахтии миллати мо мебошад (саҳ.118), таъкид кардааст Фитрат, балки он ҳаром аст, он афродро аз «саъю амале, ки воситаи интизоми олам аст» боз медорад, олам иборат аз харҷу марҷ мешавад. Ва агар рибо бо васиқаи қозӣ ва фатвои муфтӣ ҳам ҳаст, ҳаром аст, ҳаром аст, чун ки зараровар аст.

Наҷдат - ҳаққу вазифашиносист, яъне ҳар чӣ ҳаққи шумост талаб мекунед ва ҳар чӣ вазифаи шумост адо менамоед. Ҳамчунин аст барои мусофирони саодати дорайн. Савдо кунед, фоида гиред, вале ба кори дигарон халал наросонед; иззати нафси худро ҳимоя кунед, аммо ба иззати нафси дигарон тааррuз накунед. «Сухан кӯтоҳ, ҳар одат, ки иддаои одамият дорад, лозим аст, ки ҳар чӣ ин ҳаққи ӯст, талаб ва ҳар чӣ ки вазифаи ӯст, адо намоянд» (саҳ. 126). Инсони комил он аст, ки ба ҳеҷ кадом аз ин мушкилоти мавҳума илтифоте накарда, ба камоли озодӣ ҳаққи хешро истеъмол ва вазифаи худро адо намояд. Ҳамин ҳолат «наҷдат» аст ва аз хислатҳои баргузидаи ҳазрати Пайғамбар (с) будааст.

Инхазол хислатест баръакси наҷдат ва ба қавли Фитрат ҳолати бад аст. Касест, ки ҳаққи худро истеъмол, яъне гирифта наметавонад. Заминааш тарс аст. Парвардигор гуфта: «Аз дигарон матарс, аз ман тарс» (Бақара, о. 150).

Ҷасорат амале мебошад, ки бидуни ҳеҷ мақсад ва ё дар муқобили манофеъи мавҳум молу ҷони хешро ба таҳлука андохтан аст. Як навъ худнамоӣ буда, ба қавли Фитрат аз асари ҷаҳл ва гуноҳ низ мебошад, чунон ки дар Қуръон омада: «Худро ба дасти худ дар таҳлука наандозед» (Бақара, о. 195).

Сабот дар роҳи мақсадҳои бузург аз ҳамагуна сахтиҳо, дурии мақсад ва монеъаҳо натарсида, онҳоро бартараф кардан, шавқи худро тозагӣ бахшида ва сӯи мақсуд равон гардидан. «Миллате, ки афродаш ба бесуботӣ машҳуранд, аз тирамағоки мазаллат ва бешарафӣ халос нахоҳад шуд» (саҳ. 131). Аммо «…натиҷаи хадамоти иҷтимоия басо дур аст, солҳои бисёр ва қурбониҳои бешумор бояд, то як миллат сар аз хоби ғафлат бардорад». Ин сифот ба ҳар кас лозим, аммо бахусус ба он афроде, ки «ба хадамоти иҷтимоия машғуланд» лозимтар аст, гуфтааст Фитрат…

Минбаъд, Фитрат хеле аз хислатҳои баду неки инсониро зикр ва шарҳу тафсир карда, дар зиндагӣ ва дар роҳи расидан ба саодати дорайн чӣ тавр ба кор гирифтани онҳо мухтасаро тавaққуф менамояд. Мисли ҳамешагӣ санади ӯ Қуръони карим ва аҳодиси набавӣ будааст.

Масалан, тазаззуб (дудилагӣ), ки сабабаш бешуҷоатӣ ва маъюсист, инод (ситеза), ҳилм (нармдилӣ), ғазаб, ҳилми ҳиморӣ (аз карда пушаймон нашудан); ифрот, ҳаё, сидқ, қаноат, ҳусни ҳайат, вараъ (порсоӣ) ва ҳолати ифроту тафрити ин хислатҳо ва хеле аз ин қабил, ки ниҳояташ адл мебошад. Ба қавли фазоили арбааи (чаҳоргонаи) ахлоқия он иборат аст аз эътидол, ифрот, тафрит ва адл. Ва ба инҳо боз се фазоили дигар: сиҳҳат, мол ва аҳлу аёлро илова мекунад.

Аслан, хулосаи бахши <u>сиҳҳат</u> ҳамин аст: «фикри саҳеҳ дар бадани солим», ки дар Бухоро барои он ҳеҷ кӯшише ба харҷ намедиҳанд, ниҳоди ҳифзуссиҳа нест, обу хок ҳама сарчашмаи маразҳо.

Сипас, Фитрат аз бобати <u>сарват</u> тавaққуф менамояд. Сарват барои эҳтиёҷи инсоният, ки ҳаррӯзу ҳар сол афзоянда аст, бисёр муҳим мебошад. Ба қавли Фитрат «дунё ҷадалгоҳи умумие, майдони муборизаи ҳаёт аст» (с. 167). Дар мубориза қавме ғолиб меояд, ки эҳтиёҷи худро зудтар дафъ намояд. Аммо «ба иттифоқи олам, сабаби аслӣ ва асосии дафъи эҳтиёҷот таҳсили сарват аст» (169). Зиёда аз он сарват доштан ва аз фақр раҳоиданро дини мубини ислом ташвиқ менамояд. Аммо танҳо бо роҳи саъю кӯшиш ба даст овардани сарват

ҳалол ҳисобида шудааст, дигар ҳама ҳаром. Ва Фитрат гуфтааст, ки тариқи «саъю амал» дар истилоҳи иқтисодиюн «санъат» аст. Саноеъи башария ҳафт бахш ҳисобида шудааст: санъати ихроҷ, санъати зироат, санъати аъмол, санъати тиҷорат, санъати нақлиёт, саноеъи ҳарра ва хадамоти шахсия.

Фитрат хусусият ва фоидаи ҳар яке аз ин саноеъро дар пешрафти кишварҳо, бахусус, мамолики пешрафта нишон медиҳад ва бо таассуф таъкид менамояд, ки ҳеҷ як аз ақшори ҷомеаи мо аз ҳукумат то сарватмандон (бойҳо) барои кашфу инкишофи он кӯшише ба харҷ намедиҳанд, ҳол он ки аз ин корашон ҳам ба худашон суди зиёде мерасад ва ҳам кишвар бой, балки аз дастнигарӣ халос мешавад. Аммо «Гӯши суханшунав куҷо, дидаи эътибор кӯ?». Тайёр кардани мутахассиси ҳар касбу пеша бошад зиёда кори зарурӣ мебошад ва бисёр муҳим аст, ки ҳар як аз аҳли касб ва ҳатто хадамоти шахсия дар касбу ҷои худ кор кунанд, то ҷомеа аз харҷу марҷ эмин бошад.

Ва ниҳоят, қисми дувуми рисола «Вазифаи оила» аст, ки баъд аз ислоҳи нафс аз вазоифи муҳиме барои бани Одам ба шумор омада, ин ду байни ҳамдигар иртибот доранд. Ҳамин нуктаро низ қайд мебояд кард, ки баъдтар Фитрат ин масъаларо мушаххасан дар рисолаи алоҳида бо номи «Оила» мавриди баррасӣ қарор медиҳад.

Аммо ин ҷо аз мавҷудияти шахсия ва мавҷудияти навъия бештар таваққуф шудааст. Ҳамин нукта махсус таъкид мешавад, ки: «Мавҷудияти шахсияро муддати кӯтоҳ аст ва биннасиба ба коинот аҳамияте надорад. Аммо мавҷудияти навъия пойдору муҳим аст». Бинобар ин, барои бақои навъияи башар қоидаи таваллуду таносулро пеш гузоштаанд ва қоидаи никоҳро тавсия намудаанд. Дар ин маврид ҳадиси набавӣ ҳаст, ки мегӯяд: «Никоҳ кунед ва фарзанд расонед, зеро ман дар қиёмат дар баробари дигар умматҳо ба бисёрии шумо ифтихор хоҳам кард» (Ҷомеъ-ус-сағир»), ҳатто омадааст, ки занро ба мулоҳизаи чор чиз: мол, ҳасаб, ҷамол ва дин никоҳ кунед. Яъне, зан дар молдорӣ баробари мард бошад; сониян, бузургзода ва хушаклоқ бошад; солисан, соҳиби ҷамол бошад, ки мардро ба ӯ майли ҳамеша устувор монад; робеан, диндор будани зан. Чаро ки онҳо «тарбиятгарони башариятанд, бояд диндор бошанд ва диндорӣ «фармонбардории Худост» ва ин барои тарбияи фарзанд бисёр муҳим мебошад. Аммо ин сифат ба туфайли таҳсили илм даст медиҳад, ки метавон гуфт чаҳорумин шарт ақлу илм аст.

Сипас, дар бораи мавқеи иҷтимоии зан ва одоби муошират бо эшон бисёр андешаҳои имрӯзӣ баён намуда, муносибати ҳамзамононашро ба ин масъала интиқод менамояд, ки аз фармудаи Пайғамбар (с) дур аст, ки гуфта: «Беҳтарини шумо касест, ки бо занон некӯӣ намояд» («Аҷ-ҷомеъ-ус-сағир»).

Дигар аз нуктаи муҳим, ба фикри Фитрат, - дар вазифаи оила «тарбияи авлод» аст ва авлод қувваи бузурге дар ҷадалгоҳи ҳаёт аст. Аммо дар ин майдони аҷиб ғолиб он кас мешавад, ки худро бо се навъ силоҳ мусаллаҳ карда бошад: 1) тандурустӣ, 2) фикри солим, 3) ахлоқи ҳасана (саҳ. 201). Ҳосили майдони тарбия низ ҳамин дониста шудааст.

Баъдан, ҳар як аз ин навъ «силоҳ» мавриди гуфтугӯ қарор мегирад, ки ҳама муҳим, нофеъ ва барои инсон зарурӣ мебошанд. Сипас, ҳам амали оила ва ҳам шариат таълими макотиби Бухоро аз ин ҷиҳат сахт танқид карда мешавад.

Ниҳоят, анҷоми асар «Вазоифи навъия» унвон гирифтааст. Гӯё Фитрат масъалаҳоро аз ҳайси мазҳаб, ахлоқ, миллат, хонавода таҳлил карда, ниҳоят ба хулосаи умумиинсонӣ мерасад:

Бани Одам аъзои якдигаранд,
Ки дар офариниш зи як гавҳаранд…
Ту к-аз меҳнати дигарон беғамӣ,
Нашояд, ки номат ниҳанд одамӣ.

Фитрат тамоми инсониятро фарзанди як падар ва афроди як ҷинс, яъне «бародарони якдигар» меҳисобад ва онҳоро ба «ухуввати умумия» даъват менамояд. Балки медонад, ки бе риояи ин ухувват чӣ қадар низоъҳои миллӣ, қавмӣ, динӣ ва мазҳабӣ боиси рехтани хуни аҳли башар гардидаанд. Дини ислом таъин кардааст, ки аввал нафси худ, сонիян, падару модар, занони худ ва аҳли хонавода, сипас, ҳамсоягон, баъд хешу табор ва ниҳоят, муҳаббати миллия, пас ба ухувати диния гароед… Инак, баъд аз он ки ҳамаи мусулмонон дар ҳар мазҳабе бошанд, ба якдигар бародар шуданд, он вақт навбат мерасад, ки ба саодати умумияи башария бикӯшанд, аз ҳеҷ қавме нафрат накунанд, ба ҳеҷ миллате хусумат наварзанд, балки ҳиммат бар миёни мардонагӣ баста, бо суханони ҳикматомез ва бо далелҳои ақлӣ онҳоро ба роҳи ҳақ далолат намоянд (с. 224).

Воқеан, рисолаи «Раҳбари наҷот» бисёр як дастури бузурги ахлоқӣ, фалсафӣ, равонӣ, мазҳабӣ, иқтисодиву маънавӣ ва

умумиинсонист, ки дар айёми мо низ ба манфиати аҳли дину миллат ва башарият хидмат хоҳад кард.

Рисолаи дигари Фитрат «Оила ё худ вазоифи хонадорӣ» бо кӯшиш ва саъйи Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим (китобхонаи «Ширкати маърифат»-и Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим) дар Боку дар матбаъаи «Мактаб» (1916) табъ гардидааст.

Одамон дар ибтидо зарур будани иҷтимоъро намедонистанд ва аз ин «бисёр зарар медиданд, ҳам дар зери бори гарони мушкилоти тарбия ва ҳам дар муқобили ҳуҷуми ҳайвонҳои дарранда ғайр аз ҳалок шудан чорае надоштанд». Ба ҳамин сабаб, менависад Фитрат: лозим будани иҷтимоъро фаҳмиданд ва аввалин шакли иҷтимоъи одамон оила ва аҳли байт буд. Ва дар натиҷаи инкишоф ба иҷтимоъи қабила ва қавм расиданд.

Фитрат навиштааст, ки ташкили оила, яъне таъсиси хонадорӣ аввалин пояи ҷамъияти бани Одам будааст (саҳ. 3)[1]. Оила низ мисли ҷамъият, барои он ки пароканда нагардида, мустаҳкам бошад, қонуни худро дорад, ки ба қавли ҳукамои қадим, «тадбири манзил» меномиданд (саҳ. 4).

«Дар ҳар ҷо, ки муносибати оила бо қуввати интизом аст, мамлакату миллат низ қавӣ ва мунтазам хоҳад буд». Дар ин маврид ҳам Фитрат, мисли рисолаи «Раҳбари наҷот» навиштааст: «Ман имон дорам, ки беҳтарин қонунҳое, ки дар хусуси саодати оила вазъ шудааст, қонуни исломист» (Ҳамон ҷо). Ва агар дар оилаи ҷомеаи исломӣ бадбахтист, пас мо «ин қонунҳои Илоҳӣ»-ро риоят надорем.

Пас, аз ҳамин нуктаи назар зарурати зан гирифтан ва аҳамияти иҷтимоӣ, ахлоқӣ ва ҷисмонии онро шарҳу тавзеҳ медиҳад, солимии он ва афзудани нуфузи миллатро тақозо менамояд. Чунончи дар ҳадис омада: «Издивоҷ кунед, ки нуфуси худро зиёда намоед, ки ман аз рӯзи қиёмат бо бисёрии шумо дар миёни умматҳо ифтихор хоҳам кард» («Ал-ҷомеъ-ус-сағир») (саҳ. 14). Аммо сабаби рифоҳи оила ҳамон саъю кӯшиш аст, то осоиши онро таъмин намояд. Ниҳоят, оила барои мард, пас аз кору талоши рӯзона, ҷои роҳат ва оромӣ ба шумор меояд.

Аммо дар ин миён масъалаи чанд зан гирифтан ба миён меояд: ҷавоби маъмулӣ он аст, ки аз як то чаҳор. Аммо Фитрат дар асоси далоили динӣ собит мекунад, ки аввалан, бисёрзанӣ байни эшон

---

[1] *Абдурраufи Фитрат*. Оила ё худ вазоифи хонадорӣ. – Боку: матбааи «Мактаб», бе соли нашр. саҳ. 3. Минбаъд саҳифаҳои китоб дар матн нишон дода мешавад. – А. Н.

боиси ихтилоф нагардад ва дар ҳангоми доштани чанд зан нигоҳ доштани адолат ва инсоф дар муҳаббат ва иҷтимоъ шарти зарурист. Агар чунин нест, пас ин бисёрзанӣ на ба шаръ мувофиқ асту на ба ахлоқи иҷтимоӣ.

Як бахш аз «Оила», чунон ки дар «Раҳбари наҷот» омада мавзӯъ интихоби зан аст. Аввалан, шаклу тарзи интихоб: нодида ба воситаи хостогорон хонадор шудан, сипас, саргарми ҷоҳу ҷалол ва боигарӣ гардидан, қиёс кардану каму беши ду ҷонибро шуморидан танқид мешавад, зеро инҳо ҳама боиси он мешаванд, ки навхонадорон дар шаби аввал аз ҳамдигар қаноатманд нестанд ва низоъи оилавӣ аз ҳамин қазияҳои бемаънӣ оғоз мешавад..

Фитрат дар масъалаи додану гирифтани маҳр ба зан низ риояи адолатро шарт медонад. Сипас, тӯйро кори хубу бафоида меҳисобад, зеро мардум як ҷо ҷамъ меоянд, хурсандӣ мекунанд, кинаҳо ба ин васила аз байн бардошта мешавад, миёни афроди миллат муҳаббат ва меҳрубонӣ таҳким меёбад. Аммо Фитрат таъкид менамояд, ки зарарҳои онро бояд пешгирӣ кард, масалан, сарфи зиёд, исроф, худнамоӣ, тақлиди кӯркӯрона ба касони дигар дар мусобиқа даромадан ва ғайра.

Фитрат мақоми ночиз доштани занро дар ҷомеа бисёр шадид интиқод мекунад: «Мо туркистониён, занони худро тамоман аз доираи одамият берун мепиндорем ва ба он бечарагон муомилае, ки ба одам сазовор аст, наменамоем. Бисёрҳо мешавад, ки диламон ба ҳолати баъзе ҳайвонот месӯзад, аммо ба ҳоли парешони занон асло мурувват намеорем» (саҳ. 49). Ҳол он ки дар Қуръон омада: «Ҳар ҳаққе, ки шавҳар ба зан дошта бошад, дар баробари он занро низ ба шавҳар ҳаққе мавҷуд аст» (Бақара, о. 187). Балки дар дини мубини ислом эҳтироми зан, муҳаббат ба ӯ таъкид шудааст, ҳатто дар ҳадис омадааст: «Канизакони худро мазанед».

Дар хонадорӣ, - мегӯяд Фитрат, - «саъйу амал, ки василаи пулёбист вазифаи мардон мебошад» (с. 56). Аммо вазифаи занон дар баробари мардон «тарбияи атфол ва идораи хона» (с. 60) аст. Дар масъалаи хонадорӣ дигар аз масъалаи муҳим иффат ва порсоӣ дониста шудааст: «Ҳифзи иззату номус ҳам ба зан ва ҳам ба шавҳар лозим аст, зеро ҳамчунон ки зан дар хусуси муҳофизати иффати худ ба шавҳар аҳд додаст, шавҳар низ ба айни ҳамин вазифаро ба гардани худ гирифтааст» (саҳ. 63).

Пас мақсад аз оила ғайрати дуҷониба, ба дунё овардани фарзанд ва мадоро кардан аст. Фитрат ду қаринаи ҳадиси машҳурро меоварад: «Зан аз устухони паҳлӯ офарида шудааст» ва «Зан монанди устухони паҳлӯст» ва чунин тавзеҳ мекунад, ки онҳо бештар ба хӯю хислати занон муносибтар мебошанд, на ба камгирифтани мавқеи онҳо (с. 73).

Дар қисми аввали «Оила» яке аз бахшҳои муҳим қазияи «Талоқ» аст. Ҳангоме ки дар хонавода нафрату дилгирӣ ба дараҷаи ислоҳнопазир расад, барои раҳоӣ аз он «талоқ» дуруст дониста мешавад. Аммо баъзе аз касон ба ин амал хеле сабукборона ва ба бозӣ муносибат мекунанд ва ҳатто аз рӯи сабукфикрӣ хонаводаи ободу чандинсолаи худро дар як дам ба коми оташ мекашанд… Аммо дини ислом барои ба ин амали нохуш нарасидан чандин зинаҳои тарбия, озмоиш, насиҳат, маслиҳату мадороро пешниҳод намудааст… Ҳамин тавр, талоқ танҳо дар ҳолати зарурат ва ноилоҷӣ савоб асту бас.

Ва, инак, натиҷаи хонадорӣ ҳамл аст, аммо онро набояд ба ҳоли худ гузошт, балки аз тадбирҳои илмӣ ва ҳикамӣ ба кор гирифт.

Қисми дуюми рисолаи «Оила» аз 26 бахш иборат буда, нахустин бахши он тарбияи фарзанд аст, вазифаи «…тарбияи авлод - фарзандонро баданан, фикран ва ахлоқан ба камол расонидан, яъне онҳоро дар саҳнаи сайъу кӯшиш, ки ҳақиқатан майдони ҷидоли ҳаёт аст, бо баданҳои қавӣ ва фикрҳои баланду хулқҳои некӯ мусаллаҳ намуда фиристодан аст» (с. 90). Аммо Фитрат бо кароҳат таъкид менамояд, ки «…мо, туркистониён харону гӯспандони худро аз фарзандони хеш дӯсттар медорем» (Ҳамон ҷо). Ва ин на ба он маъност, ки мо ҳеҷ ба онҳо муҳаббат надорем. На, балки тарбияи онҳоро то ба дараҷаи камол намерасонем: чи ба камоли касбӣ, чи ба камоли рӯҳӣ ва чи ба камоли ахлоқӣ.

Барои расидан ба ин дараҷаи камол Фитрат ҳар яке аз ҷузъҳои тарбия: тарбияи баданӣ - хӯрок додан, хобонидан, покизагӣ, ҳаракат; тарбияи фикрия - иттилооти ботинӣ, ҳифзу хотира, муҳокима; тарбияи ахлоқия - афъол ва ҳаракати ихтиёрия, майл ба фаъолият, ҳубби нафс (худро дӯст доштан), майл ба алоқа, ҳубби ғайр (дӯст доштани дигарон), майли таназзур (монанд шудан ба дигарон) ва ғайраро махсус таъкид ва аҳамияту зарарати онҳоро нишон медиҳад.

Мисли ҳамеша Фитрат ба масъалаи мактаб бармегардад, вале акнун аз мавқеи тарбияи фарзанд ва муносибати аҳли хонавода ба таҳсили кӯдакони худ. Бахусус, ки дар он даврон ба мактаб хондан

«хидмат ва вазифаи бузурге» ба шумор меомад, ки адои он дар кишвари Бухоро «вазифаи бисёр мушкил» буд. Бинобар ин аҳволи бади мактабҳоро тасвир карда, ба кам коре қудрат доштани онҳоро махсусан таъкид мекунад.

Мактаб: як хонаи торики бадҳаво, фаршаш найпуш, бист-сӣ нафар кӯдаки кал, кӯр, маҷрӯҳ, сил…, як муаллими аҳволаш маҳҷул ва аз пагоҳ то бегоҳ «Алифбо», «Абҷад» ва «Ҳафтяк»-ро ба навбат мехонанд в-он гаҳе Қуръону «Чор китоб» мегиранд…», ду сабақ мегиранд ва сипас ба ҷойи худ рафта, ба ҳар коре хоҳанд машғул мешаванд. Баъд ба хондани Ҳофиз, Бедил, Навоӣ ва ҳатто «Юсуф ва Зулайхо», ки ҳамагӣ китобҳои ошиқона ва майпарастона аст, хонда, ахлоқи худро тамоман вайрон мекунанд» (с. 160). Ин, албатта, нуқтаи назари Фитрат аст.

Сипас, сухан дар бораи аз рӯи масали «Хирс мулло мешавад аз зарби чуб» ҷазо додани кӯдакон меравад. Ва ин усули таълим аз назари Ибни Халдун маҳкум карда мешавад. Ҳар чӣ набошад, дар бисёр маврил, бахусус танқиди усули дарсу тартиби барнома ва шароити таълим, ақидаи Фитрат солим аст.

Масъалаи бисёр муҳими дигар он аст, ки оё «Духтарон ҳам таҳсили илм намоянд ё на?» Фитрат гуфтааст, ки таклифоти динӣ ба ҷуз аз чанд вазифаи хоси зану мард дар ҳамаи мавридҳои дигар баробари ҳамдигар аст. Пас дар масъалаи таҳсил чӣ? Дар ин маврид ҳам. Зеро асоси ҳамаи касофат ва ақибмонадагӣ тарбияи бад аст ва он дар дасти зан аст. Бинобар он, мо мехоҳем, ки фарзандонамон «камар барои тараққии ислому мусулмонон баста, дину ҳамдинони моро аз ин вартаи ҳалокат ва измеҳлол халосӣ бахшанд. Ин матлаб вақте муяссар шавад, ки занонамон, ки модарони кӯдаконанд, тарбияту таҳсил дида, ахлоқ ва саҷоёи худро ба камол расонанд…» (саҳ.169). На ин ки зани босаводро чашмаш кушода гӯему иртикоби гуноҳ донем.

Фитрат пас аз он ки аз масъалаҳои муҳими хонадорӣ сухан меронад, сипас дар бораи ҳуқуқҳои аҳли оила таваққуф менамояд. Масъала ин аст, ки оё фарзанд дар назди падару модар ва волидайн низ оё дар пеши фарзандон ҳуқуқҳо доранд ё на? Ин масъалаи бисёр муҳим аст, бахусус дар кишваре, ки ҳуқуқи фарзандро то ба ҳадде маҳдуд медоштанд, ки бе ҳеч андешае ӯро то ба куштан медоданд. Муаллиф ин амали ғайриинсониро бо мисолҳои қуръонӣ ва мазҳабӣ маҳкум мекунад, ҳуқуқи волидайнро дар тарбия ва ба камол

расонидани фарзанди боадабу соҳибдониш ва соҳибкасб таъкид менамояд. Дар айни замон назди фарзандон барои падару модар ҳуқуқҳои динӣ ва инсонӣ мегузорад, ки бояд падару модарро гӯш кард, эҳтиромашонро ба ҷо овард, бонӣ ва сарпарасти онҳо дар пирӣ буд. Ҳатто ҳангоме ки сухани онҳо нодуруст аст, фақат бо мулоиматии тамом ба онҳо онро фаҳмондан лозим асту бас. Байни волидайн ва зану фарзанди худ дар ҳадди эътидол муносибат кардан сабаби сулҳу оромии оила мешавад ва ба ин васила тамоми кишвар ба як ҷомеаи маданӣ табдил меёбад.

Ҳамчунин дар ҷамъият ятимон ва хидматгорон ҳуқуқҳое доранд, ки ба ӯҳдаи шаҳрвандони он гузошта шудааст. Ятимро меҳрубонӣ кардан ва кӯмак расонидану тарбия кардан аз беҳтарин савоб ва масъулият дониста мешавад. Хидматгорро ба мартабаи паст гузоштан ва ба он муомилаи бад кардан аслан мумкин нест, балки онро то ба ҳадди бародари худ шинохта, ба кӯмакаш кӯшед ва ҳуқуқашро дар асоси шаръи шариф ва инсофи одамӣ ба ҷо овардан лозим аст.

Инак, ба таври иҷмол бошад ҳам, мо масъала ва мавзӯъҳо, нияти иҷтимоиву инсондӯстонаи Фитратро дар рисолаҳои мазкур бозгӯ кардем, ки вай чӣ тавр ормонҳои рӯшангарӣ (ислоҳотгаронаи) худро дар заминаи Қуръони шариф, аҳодиси набавӣ ва улуми мазҳабиву ахлоқи инсонӣ ба миён гузоштааст. Дар рисолаҳо интиқоди вазъи ҷомеаи замони амирӣ низ кам нест. Аз китобҳо маълум аст, ки муаллиф ба сифати як ватандӯсти оташин ва миллатпарасти мусулмон барои мардумаш хизмат кардан мехоҳад. Зиёда аз он, ин ду рисола асарҳои ахлоқӣ ва фалсафӣ буда, масъалаҳои куллии ҷамъияти инсониро фаро гирифтаанд ва бисёре аз он масъалаҳое, ки муаллиф ба миён мегузорад, дар даврони мо ки ба давраи истиқлол гузаштаву ҷомеаи дигаре бо номи демократӣ ва ҳуқуқбунёд сохтанӣ ҳастем, бисёр замонӣ садо медиҳанд. Бинобар ин асарҳои Абдуррауфи Фитрат, ба ақидаҳои баъдинаи ғалати миллатпарастонаи чиғатойчигии вай нигоҳ накарда, имрӯз низ аҳамияти калонеро молик мебошанд.

2007, 2009



## МУРАББӢ ВА УСТОДИ ҒАМХОРИ АДИБОНИ ҶАВОН

Дар арафаи таҷлили ҷашни 100-солагии зодрӯзи Қаҳрамони Тоҷикистон устод Мирзо Турсунзода месазад аз як ришта фаъолияти ӯ, ки дар дарёфту тарбияи аҳли адаби ҷавон ва ғамхориҳо ба эшон аст, ёдоварӣ карда бошем, зеро тавассути он метавон аз заҳмату кӯшишҳои устод барои ба камол расонидани насли нави эҷодкорон ва ба ҳамин васила мусоидат кардан ба ривоҷу равнақи адабиёти миллии тоҷикӣ баҳои сазовор дода тавонем. Зиёда аз ин, тарзу шеваи кори эшон бо ҳампешагони навқаламаш, меъёрҳои қадр кардани истеъдод аз ҷониби вай, бахусус дар рӯзҳои мо, ки ченаки муайян кардани ҳунарманду беҳунар дар ин ҷода як дараҷа халалдор шудааст, метавонад бароямон дарси ибрат шуда бошад.

Аслан суннати тарбия кардани шогирд, омӯзонидани сирру асрори ҳунари худ ба вай ва ба ин васила ба ояндагон ба мерос гузоштани ҳунари хеш аз хосиятҳои рушду нумӯи адабиёту ҳунар ва фарҳанг ба шумор меояд. Балки ин суннат дар миёни мардуми тоҷик ба як дастури ахлоқӣ ва ченаки арзишдиҳандаи моҳияти умри ҳар як ҳунарманд табдил ёфтааст ва халқ низ дар ин маврид хеле сахтгирӣ зоҳир кардааст: ҳамагуна камбуди инсонро мебахшад, вале ба ҷо наовардани рисолати таърихии ҳунармандро ба сифати нокасӣ ва ноодамии шахси вай ҳеҷ гоҳ фаромӯш нахоҳад кард (Ба хотир оваред ҳикояи бисёр ибратбахши Фазлиддин Муҳаммадиев «Рӯзи дафни усто Оқил»-ро). Аз ҳамин ҷост, ки тарбияи шогирд, пай бурдани истеъдод ва ба камолоти ҳунарии вай мусоидат карданро аҳли адаби форсии тоҷикӣ аз вазифаҳои муҳими худ шумурдаанд ва дар адабиёти навини тоҷикӣ низ ин суннат ҳамчунон роиҷ мондааст. Ба ёд оварем, ки чӣ гуна яке аз рӯшанфикрони охири асри Х1Х Шарифҷон Махдуми Садри Зиё хеле бармаҳал истеъдоди Садриддин Айниро пай бурд ва минбаъд дар таҳсил ва касби шоирӣ (нависандагӣ) кардани вай ҳиссаи муассире гузошт. Ин ҷо банда, дар омади сухан, як ҳақиқатеро таъкид кардан мехоҳам: ҳарчанд ин ду шахсро мансубияти табақотӣ ва вазъи иқтисодӣ аз якдигар хеле дур нигоҳ медошт, вале аз он ҷо ки ҳурмати шахси соҳибистеъдод ва мӯҳтарам будани инсони ҳунарманд аз мансубияти иҷтимоӣ ва мақоми ҷамъиятии фард болотар меистад, суннати мазкур боиси унсият ва ҳампоягии эшон гардид. Метавон гуфт, ки устод Садриддин Айнӣ ин анъанаро дар адабиёти

тоҷикии замони шӯравӣ идома дод ва ба тақозои ташаккул додани адабиёти нави тоҷикӣ ва нангу номуси миллатгароёнае, ки дошт, ин рисолатро ба зинаи баланде бардошта, моҳияти онро хеле мушаххасу ғанӣ гардонд. Аз ҳамин ҷост, ки дар байни удабои насли аввалу дувуми адабиёти тоҷикӣ нависандае дарёфт кардан мушкил аст, ки аз мактаби сахтгирона, вале ғамхоронаи устод Айнӣ баҳра набардошта бошад. Дар ин ҷода хизматҳои устод Лоҳутӣ низ хеле чашмгиру муассир ва хотирмон будааст.

Устод Мирзо Турсунзода бесабаб нагуфта буд, ки: «Адабиёти муосири тоҷик ба ин ду ном такя мекунад» ва худ борҳо онҳоро бо эҳтиром ба сифати устодони аввалинаш дар зиндагӣ ва эҷод ном бурдааст. Дар навбати худ ӯ низ дар идомаи ин амали устодони хеш хидматҳо ба харҷ додааст.

Аз зиндагиномаи устод Турсунзода маълум аст, ки вай аввали солҳои 30 маҳфили адабии назди рӯзномаи «Комсомоли Тоҷикистон» ва аз нимаи дувуми солҳои 30 чунин маҳфилро дар идораи рӯзномаи «Тоҷикистони сурх» сарварӣ мекард. Баъд ба сифати корманди расмии Иттифоқи нависандагон дар ташкили осори адибони ҷавон ва додани машварати эҷодӣ ба онҳо масъул будааст. Вале фаъолияти эшон дар амали тарбияи ҷавонони адабдӯст дар нимаи дувуми солҳои 40, баъди он ки вай ба сифати сарвари иттифоқ интихоб шуд (4 октябри соли 1946), шакли расмӣ гирифт. Акнун барои Мирзо Турсунзода, чун устод Айнӣ, тарбия ва дастгирии навқаламони арсаи эҷод ба як масъалаи муҳими давлатӣ табдил ёфт, вай аз паи ба адабиёти тоҷик ворид сохтани наслҳои нави соҳибистеъдод ва тозаназар шуд, ки бароиояндаи адабиёти тоҷик бояд ба души онҳо меафтод, ривоҷу равнақ, рушду камол ва шӯҳрати адабиёт ва ба ин васила зинда доштану ғано пайдо кардани забони тоҷикӣ ба савияи дониш ва ҳунари эшон вобаста буд. Аввалин коре, ки дар ин ҷода аз ҷониби раёсати Иттифоқи нависандагон бо сарварии Мирзо Турсунзода амалӣ шуд, дар Тоҷикистон ба расмият даровардани чорабиние ба номи курс-конференсия (маҷлиси машварат)-и адибони ҷавон буд, ки аз соли 1946 то ба ҳол идома дорад. Дар ҷаласаи нахустини он як гурӯҳ носирону шоирони ҷавон монанди Пӯлод Толис, Аминҷон Шукӯҳӣ, Абдумалик Баҳорӣ ва Муҳиддин Фарҳат иштирок намуданд. Бахусус ҳунари насрнависии Толис ва шеърҳои Шукӯҳӣ устодро хушнуд карданд ва воқеан баъдҳо маълум шуд, ки ин хурсандии эшон безамина набудааст.

Ба ҳамин тариқ дар тули зиёда аз 50 сол тавассути маҷлисҳои машваратӣ ҷавонони нав ба нав ба арсари эҷод меомаданд ва устод

Мирзо Турсунзода ҳамеша кори ин машваратҳоро зери назар дошт. Муаллифи ин мақола шоҳиди он аст, ки баҳори (моҳи майи) соли 1977 дар шаҳри Хуҷанд ҳамин гуна як ҷаласае барпо гардид, ки мутасаддии он устод Лоиқ Шералӣ (ҳамон вақт мушовири назми Иттифоқи нависандагон), Муҳиддин Хоҷаев (мушовири наср) ва шӯъбаи хуҷандии Иттифоқи нависандагон (сарвараш устод Раҳим Ҷалил) буданд ва устод Мирзо Турсунзода ба серкориву бемории (яъне се-чор моҳ пеш аз маргаш) нигоҳ накарда, аз рафти тайёрӣ ба машварат пурсон шуд ва дар ифтитоҳи кори он иштирок намуда, ба иштирокдорони он фотиҳаи хайр дода буд.

Бояд гуфт, ки суннати дар маркази остонҳо (вилоятҳо), масалан дар Хуҷанду Хоруғ ва Кӯлобу Қӯрғонтеппа гузаронидани курс-конференсияҳо (маҷлисҳои машваратӣ) низ ташаббуси устод Турсунзода маҳсуб мешавад. Ин ҷаласаҳо фақат бо хондан ва муҳокимаи асарҳои ҷавонон ва додани маслиҳат ба эшон тамом намешуд, балки дар онҳо уламо аз илми адаб ва сиёсат маърӯзаҳо мехонданд ва аз ҷониби адибони соҳибтаҷриба, аз ҷумла Турсунзода, Сотим Улуғзода ва Ҷалол Икромӣ низ, оид ба ҷараёни кори эҷодиашон дар мавриди эҷоди шеър ва асарҳои насрӣ гуфтугӯи муфассале пешниҳод мегардид. Масалан, дар яке аз ҷаласаҳои чунин машварати навбатӣ (аз 30 декабри соли 1950) устод Улуғзода дар назди носирони ҷавон аз таърихи таълифи румони «Навобод» ва кор сари таҳрири нусхаҳои он сӯҳбати батафсил ва ибратбахше карда буд...

Боз як чорабинии дигаре, ки таҳти сарварии устод Турсунзода барои дарёфт ва тарбияи эҷодкорони ҷавон ба амал баровaрда шуд, иборат буд аз таъсиси вазифае бо номи мушовири адабӣ ва баъдтар шӯрои кор бо адибони ҷавон, ки онро аз рӯзи ташкил шуданаш то охири умр устоди равоншод Боқӣ Раҳимзода сарварӣ мекард ва ин суннат то имрӯз дар Иттиҳодияи нависандагон вуҷуд дорад. Воқеан, ин ду устод даст ба ҳам дода падарвор ба ҷавонон ғамхорӣ мекарданд, истеъдодҳоро бо меҳри дил парвариш менамуданд ва эшонро аз «офату балоҳо» ҳофиз буданд. Дар ин хусус мисолҳо ва ёддоштҳо хеле бисёранд: ҳам насли калонсол ва ҳам худи адибони дар вақташ ҷавону имрӯз ба камол расида аз ин ғамхориҳо бисёр қиссаҳо кардаанд. Аммо мақсади мо ин ҷо бозгӯии он мақолаву хотирот набуда, балки то дараҷае пай бурдан ба моҳияти он кӯшишу ҷадалҳои устод Турсунзода дар амали тарбияи насли ҷавони эҷодкор будааст.

Пеш аз он ки аз чорабиниҳои амалии устод Турсунзода дар ҳаққи адибони ҷавон сухан ба миён оварем, бояд изҳор намоем, ки шахсияти вай,

шеъри салису равон ва пуршуру пурсадояш худ як омили хеле пурқувват ва ҷозибае барои ба ҷунбиш овардани нирӯҳои ниҳонии истеъдодҳо ба шумор меомад. Агар гуфта бошем, ки аксари шоирони ҷавони солҳои 50-60 аз «Қиссаи Ҳиндустон», «Садои Осиё», «Ҷони ширин» ва лирикаи ишқиву граждании ӯ берун омадаанд, хато нахоҳем кард. Бесабаб нест, ки як гурӯҳ шоирони ҷавон дар рӯзҳои ҷашни шастсолагии устод Турсунзода ин ҳақиқатро бо арзи сипос чунин эътироф карда буданд:

Шоиро, шеърат забони мо кушод,
Ҳарфи ширин бар забони мо ниҳод...
Бесадо моро сабақ омӯхт он,
Дар дилу дар дида шамъ афрӯхт он...
Аз китобат мо сабақ омӯхтем,
Гулшани ишқу вафо афрӯхтем.
Гашта огаҳ аз дили огоҳи ту,
Мо қадам бигзоштем аз роҳи ту...[1]

Ва устод низ ба онҳое, ки аз роҳи ӯ ба сӯи адабиёти нави тоҷикӣ қадам мебардоштанд, ҳамеша таваҷҷӯҳ зоҳир мекард, дастгирӣ ва тарбияаашон менамуд.

Аввалин сифате, ки устод дар адиби ҷавон қадр мекард, соҳиби истеъдоди нотакрору диди хосе будан ба шумор меомадааст. Агар чунин фардеро ба вай муаррифӣ мекарданд ва ё худаш нишонае аз ҳунари асили адабӣ дар таълифоти касе эҳсос мекард, бо камоли мамнуният ӯро табрик мегуфт, пайгирӣ менамуд ва дар тарбияаш саҳм мегирифт. Ҳамингуна як таваҷҷӯҳ дар охири солҳои 40 ба нависандаи хеле ҷавон Пӯлод Толис аз ҷониби устод Айнӣ зоҳир шуда буд, аммо устод Турсунзода бошад минбаъд барои ба Душанбе омадани Толис мусоидат кард ва рушди эҷодии ӯро пайваста зери назар дошта, аз муваффақиятҳои вай, бахусус қисаи «Тобистон»-и ӯ дар анҷуман ва ҷаласаҳои адабӣ чун намунаи меҳнату омӯзиши босамари эҷодкори ҷавон бо ифтихор сухан меронд. Толис низ ба шахси Мирзо Турсунзода эҳтироми хос дошт ва дар дафтари хотироташ ин эътиқодро ба ғамхориву адолатхоҳии устод нисбат ба адабиёти тоҷик махсус қайд кардааст. Аз ҳамин нуқтаи назар муносибати устод Турсунзода ба шоири тавонои имрӯзаи тоҷик Мӯъмин Қаноат боз ҳам пурмаъниатр ҷараён гирифтааст. Устод бо ҳидояти Боқӣ Раҳмзода аз истеъдоди Мӯъмишоҳ огоҳ мешавад ва сипас дар ташаккули шоириаш

---
[1] Дар ошёни дил. – Душ.: Ирфон, 1981, саҳ. 37-38

бевосита саҳм мегирад, шеърҳояшро хондаву маслиҳат медиҳад, ҷиҳатҳои сусташро берую риё нишон дода, бовари ӯро ба ҳунараш бештар месозад. Мӯъмин Қаноат ин ғамхориҳои устодро чунин ёдовар шудааст:

«Муаллим меҳрубон, ғамхор, аммо сахтгир буданд. На ҳамаи шеърҳоям ба он кас маъқул мешуд. Фикру андешаҳои амиқи ҳаётиро равшану саҳеҳ бо образҳои нав ва забони равон баён кардан даркор аст, таъкид карда буданд устод. Ман аз рӯи таълимоти муаллим пайваста кор мекардам». Ва минбаъд низ устод дар рушду камоли шоирӣ ва ба ба воя расидани устод Қаноат ба сифати як шахси ҷамоатчӣ ва сарвари Иттифоқи нависандагон кӯшиши бисёре ба харҷ дода, барои ба арсаи умумишӯравӣ баромадани осори вай мусоидат намудааст. Устод Турсунзода дар шахси Мӯъмин Қаноат касеро дидан мехост, ки баъди сари ӯ номи тоҷикон ва манфиатҳои адабиёти тоҷикиро дар доираи васеътаре муаррифӣ ва ҳимоя карда тавониста бошад...

Зиндаёд устод Лоиқ Шералӣ изҳор карда буд, ки устод Турсунзода ӯро ғоибона, туфайли шеърҳои нахустинаш шинохта, дар вохӯрӣ бо донишҷӯён гуфта будааст: «Як донишомӯзи шумо, ман ҳоло ӯро намешиносам, бо номи Лоиқ бо чанд шеъри нахустинаш маро шод кард». Ва устод шеърҳои «Ном», «Зарафшон» ва дигарҳоро дар назар дошт. Ин эътироф ва эътибори минбаъдаи устод эътимоди Лоиқро ба ҷодаи шоирӣ як бар чанд афзуд ва натиҷа ҳамин шуд, ки бо ташаббуси Мирзо Турсунзода аз байни ҷавоншоирон Лоиқ аввалин касе гардид, ки бе расмиятҳои зоҳирӣ (чопи чанд маҷмӯа ва ғайра) ба узвияти Иттифоқи нависандагон пазируфта шуд ва минбаъд худ ба дараҷаи устодӣ расид...

Метавон чунин мисолҳоро, ки аз эътибори махсус ва ҷиддии устод Турсунзода ба истеъдодҳои ҷавон гувоҳӣ медода бошанд, хеле ва хеле бисёр овард: Гулчеҳра Сулаймонова, Қутбӣ Кчисленно Киром, Убайд Раҷаб, Мастон Шералӣ, Мавҷуда, Бозор Собир, Гулрухсор, Ғоиб Сафарзода, Шоҳмузаффар Ёдгорӣ, Ҳабибулло Файзулло, Алӣ Бобоҷон, Салимшо Ҳалимшо, Фазлиддин Муҳаммадиев, Урун Кӯҳзод, Мутеулло Наҷмиддинов, Болта Ортиқов, Юсуф Акобиров, Сорбон, Саттор Турсун, Озод Аминзода, Муҳиддин Хоҷаев ва боз чандҳои дигар ба тарзу тариқе аз меҳрубонӣ ва ғамхориҳои ӯ баҳра бардоштаанд. Як ҷиҳати муҳими ин рӯи хат боз дар он аст, ки вай намояндагони ҳамаи жанру намудҳои адабиёт (назму насру драматургия ва адабиёти бачагон), ҳамаи манотиқи Тоҷикистон ва тоҷикнишини Осиёи Марказиро фаро гирифтааст, бинобар ин баёнгари таваҷҷӯҳи умумимиллии устод Турсунзода ҳисоб мешавад.

Ба эътибори он ки дар ҷомеаи Тоҷикистон ба арсаи иҷтимоъ баромадани занон як ҳодисаи муҳим буд, устод ба масъалаи тарбия ва воя расонидани аҳли ҳунар ва адаб аз байни занони тоҷик эътибори махсус медод. Ин сухан ба он маънӣ нест, ки вай дар мавриди занони эҷодкор гузаштҳо мекарда бошад. На, устод фақат ба хотири ҳассос будани масъала ба эшон эътибори бештар доданро зарур медонист, аммо дар мавриди сифат ва ҳунар ҳамеша меъёраш ягона буд. Аз ҳамин ҷост, ки Гулчеҳра Сулаймоноваро аз Бухоро ба Душанбе даъват кард, ба ривоҷи эҷодиёти Озод Аминзода ҳамеша диққат медод, Мавҷуда Ҳакимоваро махсус барои ба узвияти Иттифоқи нависандагон қабул кардан ҳидоят кард ва худ ба вай тавсиянома навишт. Ба арсаи эҷод омадани Гулрухсор барои эшон як ҳодисаи фараҳбахше буд. Соли 1971, вақте ки Гулрухсор ба узвияти иттифоқ қабул мешуд, устод Турсунзода изҳор дошта буд:

«Маҷмӯаи Гулрухсорро хонда будам, шеърҳояш шогирдона бошанд ҳам, фикрҳои пӯхта, образҳои зебо доранд (маҷмӯаи «Бунафша», соли 1970 дар назар аст - А. Н.). Лекин имрӯз як шеърашро, ки аз телевизор ба муносибати 8 март хонд, шунида ба ҳаяҷон омадам. Ба фикрам, номи шеър «Ватан» буд. Дар бораи Ватан бисёр шеър шунида ва хонда будам. «Ватан»-и Гулрухсор дигар хел. Хеле хуб ёфтааст ва гуфтааст. Бозёфти шоирона гуфтан мумкин аст». Ва ин шоири серкору ҳамеша дар сафар ба мактуби толибаи мактаби миёна Зулфия Атоуллоева, аз он ҷо ки аз навиштаҳои баччагонааш бӯи умедеро ҳис мекунад, вақт ёфта, ҷавоб менависад: «Ман шеърҳоятро бодиққат хондам. Росташро гӯям боварам наомад, ки хонандаи мактаб чунин шеър менавишта бошад. Навиштанро давом деҳ. Ду шеъратро ба редаксияи «Комсомоли Тоҷикистон» (ҳоло «Ҷавонони Тоҷикистон» - А. Н.) супоридам...» Мо ҳама шоҳид ҳастем, ки минбаъд устод Зулфияро барои таҳсил ба Институти адабиёти ба номи Горкий раҳнамоӣ кард ва дар ҷодаи шоирӣ сабуру меҳнатдӯст буданашро маслиҳат дод...

Аз он ки мо аз ғамориҳои зиёди устод Турсунзода дар ҳаққи қисмати зиёди аҳли адаб ҳарф мезанем, зоҳиран чунин менамояд, ки барои вай ба арсаи адабиёт баровардани як эҷодкор кори мушкиле набуд. Аммо бо таъкид бояд гуфт, ки ин меҳрубониҳо ба хотири соҳибистеъдодии ҷавонон буд ва онҳо низ аз он сабаб аз таваҷҷӯҳоти устод ба худ бо мамнуният ёд мекунанд, ки эътироф шуданашон аз ҷониби ӯ худ як мукофоти баланде барои ҳар як навқалам ба шумор меомад. Шоҳидони зинда набояд инкор кунанд, ки маросими қабул ба Иттифоқи нависандагон маҳз дар замони раёсати устод Турсунзода яке аз

чорабиниҳои ҷиддӣ, ифтихорӣ, сахтгирона ва дарвоқеъ қадр кардани истеъдоди ҷавон ба шумор меомад. Ба ҳамин сабаб даргоҳи Иттифоқи нависандагон дар он солҳо ва чанд соле баъд низ макони муқаддас ва ормонӣ ҳисобида мешуд. Ин суннат ба мушкилот ва мураккабии вазъ нигоҳ накарда, бояд по бар ҷой монад. Истиқлолияти миллӣ ва давлатии Тоҷикистон, рушди асили адаб ва фарҳанги миллӣ инро тақозо мекунад.

Воқеан, набояд фаромӯш кард, ки устод Турсунзода ба тақозои вазифааш як шахси расмӣ низ буд ва дар амри кор бо ҷавонони эҷодкор наметавонист аз сахтгириҳои сиёсӣ барканор бошад. Бахусус, дар ибтидои солҳои 70, ки таваҷҷӯҳи ҷавонон ба назми форсизабонон бештар гардид, доираи ҷустуҷӯҳояшон васеъ шуд, дар ибтикороти адабӣ ҷасорат зоҳир карданд, дар натиҷа кӯшиши берун ҷастан аз қолабҳои меъёрии ба ном методи реализми сотсиалистиро карданд, дар ашъорашон оҳанги эътироз, фош гуфтан, руҷӯъ ба таърих ва ифтихороти миллӣ бештар роҳ ёфт ва гоҳо ба яъсу навмедӣ майл карданд. Бинобар ин бо ташаббуси дастандаркорони мафкӯравӣ ва нависандагони сурхи меъёргаро маъракае оғоз ёфт, ки аҳли адаби ҷавонро бо инҳитотгароӣ (декадентӣ) ва майлҳои хилофи мафкӯраи шӯравӣ муттаҳам мекарданд. Мантиқан, ин тамоюли ба истилоҳ манфӣ метавонист чун нишонаи сустамалии Турсунзода ба сифати сардори Иттифоқи нависандагон низ ҳамл шавад. Аз ин рӯ эшон оид ба масъалаи мазкур чанд ҷаласа доир намуд, эҷодиёти Лоиқ ва Бозор Собирро дар алоҳидагӣ мавриди баррасӣ қарор дод ва ба ҳамин васила ҳам боди бурути сиёсатмадоронро паст кардани шуд ва ҳам гӯё шогирдони саркашро аз нав ба ҷараёни солими идеологӣ баргардонид.

Аммо ӯ чун шоири соҳибтаҷриба хуб ҳис мекард, ки бе ин ҳаркати навпардозона рушду такомули эҷодиёт имкон надорад. Бинобар ин дар мавридҳои ҳассос хеле қатъӣ аз адибони ҷавон пуштибонӣ мекард. Айнан дар ҳамин вақт, аниқтараш соли 1971, дар ҷаласаи муҳокимаи осори як гурӯҳ адибони тоҷик дар Маскав ошкоро эълон дошт, ки: «Ман Лоиқро ҳамчун шоири болаёқат дӯст медорам ва ӯро хеле эҳтиёт мекунам».[1] Худи ҳамин сол дар саҳифаҳои рӯзномаи «Литературная газета» аз хусуси Бозор Собир навишта буд: «Чанде пеш дар Иттифоқи нависандагон аз хусуси эҷодиёти шоири ҷавону боистеъдод Бозор Собир мубодилаи афкор барпо гардид. Аз ин гуфтугӯи хайрхоҳона худи шоир ҳам мақсади моро ба хубӣ пай бурд. Шеърҳои охирини ӯ гувоҳи инанд».[2]

---

[1] Садои Шарқ, 1972, № 4, саҳ. 151

[2] ЛГ от 23 июня 1971 г.

Аз ин суханони устод маълум аст, ки Турсунзода ба шоири соҳибистеъдод будани Бозор қоил аст ва инро дар доираи баланде, мисли рӯзномаи адабии умумишӯравӣ низ эълом доштааст ва аз муҳокимаи эҷодиёти ӯ сухан ба миён оварда, бо ҳамин пеши роҳи «бадгӯён»-ро гирифтан мехоҳад. Воқеан аз пуштибонии устод нисбати Лоиқ ва Бозор худи онҳо ва ҳамкоронашон қоиланд. Устод Лоиқ иқрор шуда буд: «Мирзо Турсунзода ва Боқӣ Раҳимзода... ҳам устод, ҳам мураббӣ ва ҳам рафиқи шафиқ буданд, ки ба ҳама «ҷурм»-ҳои ҷавониам нигоҳ накарда, аз дастам гирифта, маро ба арсаи адабиёт оварданд.

«Қадри неъмат баъд аз завол». Ман акнун дарк мекунам, ки онҳо барои ман чӣ хизмат карда будаанд... Он қадар азобе, ки барои ман кашиданд, ман худ барои худ накашидаам».[1] Ҳамин гуна пуштибониро устод Турсунзода дар мавриди Бозор Собир низ кардааст. Гулрухсор шаҳодат медиҳад: «Солҳои ҳафтодум чандин бор ҳуҷумҳои аҳли сиёсатро ба Бозор Собир устод Турсунзода «нарм» карда, ӯро зери ҳимояи худ гирифт: «Ҳар чи бошад шоир аст, шоирро бояд эҳтиёт кард!» - мегуфт ӯ».[2] Худи Мирзо Турсунзода, ки дар ҷавонӣ, дар замони муборизаҳои шадиди мафкуравӣ ба арсаи эҷод қадам ниҳода буд, дар байни солҳои 1933-1935 чанд бор бо айбҳои ночиз, балки ғаразнок (гуё ҳусни тавачҷӯҳ ба Комилӣ, хусусан ба Бектош - ин ду ба ном «миллатчии буржуазӣ» ва ҳам гузаштани андак хатои техникӣ аз ҷониби ӯ) ба шикасти маънавӣ - хориҷ кардан аз сафи комсомол- рӯ ба рӯ шуда буд, бинобар ин аз гирифтани дасти афтодае, бахусус аз пуштибонии ҷавонони наврас ҳаҷ истихора намекард.

Устод Турсунзода аз рӯи ҳамин дастур баъзе зиёдаравӣ ва тундгӯиҳои ҷавонони максималистро низ дар ҳаққи худаш чун ҷурми бетаҷрибагии эшон мефаҳмид ва гузаштҳо мекард.

Вай ба ин амали худ мехост дар ҷавонон ҳисси инсонгарии асилро тарбия карда бошад, зеро ба фикри вай «одами бадандеш ҳаргиз ба мартабаи нависандагӣ намерасад».[3] Ва баъдтар низ ҷустуҷӯи эҷодӣ, истеъдоди асил ва ҷавҳари инсониро аз мазиятҳои асосии ҳар эҷодкори ҷавон ба шумор оварда, изҳор дошта буд:

«Ман аз он хурсанд мешавам, ки шоирони ҷавони тоҷик дар бобати интихоби шакл таҷрибаи бисёр мекунанд, ба доираи васеи воситаҳои тасвири ғании адабиёти ҷаҳонӣ - аз рубоии куҳани классикӣ то ба шеъри

---

[1] Рӯзномаи «Комсомоли Тоҷикистон», 17 июни соли 1984.
[2] *Гулрухсор*. Мо ҳам азизем //Адабиёт ва санъат, 13 июни соли 1991, саҳ 10.
[3] *М. Турсунзода*. Устод, бе шогирд намон! // Маориф ва маданият, 22 июни соли 1971.

озод мурочиат менамоянд. Ба фикри ман, ин таҷриба барои ба овози худ соҳиб шудани ҷавонон, ташаккули «шахсияти соҳиби тахайюли хоса» бисёр кӯмак кард. Мо ин нуктаро дар мисоли шоирони ҷавони тоҷик ба мисли Лоиқ Шералӣ, Бозор Собир, Шоҳмузаффар Ёдгорӣ, Ҳабибулло Файзулло, Гулрухсор Сафиева, ки аллакай барои хонандагони умумиттифоқ шиносанд, дида метавонем.

Зимнан ба андешаи ман, овози ашъори онҳо, пеш аз ҳама, ба туфайли қувваи камолоти гражданӣ ва инсониии онҳо баланд шудааст...»[1]. Устод дар ҳамин мақолааш аз ҳайси мухтасоти болоӣ эҷодиёти шоирони ҷавон Саидалӣ Маъмур ва Гулназарро низ ҷолиби диққат ҳисобида, ояндаи неки онҳоро пешгӯӣ намуда буд.

Аслан, Мирзо Турсунзода аз муваффақият ва ҷустуҷӯҳои босамари шогирдон меболид, хурсанд мешуд, ифтихор мекард. Борҳо шунидаем, ки вай комёбиҳои ҷавонони имрӯзаро аз дастовардҳои давраи ҷавоноии худ пурсамартар ҳисобида, ҳатто онҳоро дар гуфтани шеъри хоси худашон аз худаш боҳунар ба шумор овардааст. Воқеан, ин иқророти устод, аввалан, як ҳусни изофии одамияти ӯст. Вале, сониян, ба фикри банда, ӯ ин қазияро на барои он матраҳ кардааст, ки дар гуфтани шеър аз ҷавонон камистеъдодтар бошад. На, он гуфтаҳо бояд чунин маънӣ дошта бошанд, ки азбаски сабку услуб ва устухони устод дар гуфтани шеъри гражданӣ, сиёсӣ ва публитистӣ шах шада буд, дигар имкони шикастани он қолабҳоро надошт, аз дастурҳои эстетикии худ ба куллӣ даст кашида наметавонист. Ба фикрам, дар мақоми худ устувор истодан, вале шеваи наву тозаи дигаронро эътироф кардану дар мавридаш ҳатто гаҳ-гоҳ бо он равиш асари баланд гуфтан низ аз шоири бузург будан ва ҳам камолоти инсонии Турсунзода гувоҳӣ медиҳад. Зиёда аз он, эътирофи соҳибистеъдодии шогирд нишонаи ба вай фароҳам овардани озодӣ дар эҷодкорӣ низ мебошад, ки ин барои ҳар ҳунарманди навқадам чизи бисёр арзишманд маҳсуб мешавад. Устод ин мақсадро ҳамеша ва бо роҳҳои гуногун ба амал мебаровард.

Аз гуфтаҳои болоӣ маълум мешавад, ки барои Мирзо Турсунзода як ченаки муҳими истиқлоли адиби ҷавон дар миқёси умумишӯравӣ мавқеъ пайдо кардани вай ба шумор меомад. Бинобар ин кӯшиш мекард, ки адибони ҷавон ва умуман адабиёти тоҷикиро дар ин сатҳ муаррифӣ карда бошад. Масалан, вай ашъори Аминҷон Шукӯҳиро дар саҳифаҳои «Литературная газета» (1955), насри Фазлиддин Муҳаммадиевро дар

[1] *М. Турсун-заде*. Поэзия откритий // Комсомол. правда, от 21 мая 1975 г.

маҷаллаи «Дружба народов» (1958), эҷодиёти Лоиқ Шералиро дар рӯзномаи «Комсомолская правда» (1966) ва «Литературная газета» (1973), Бозор Собирро дар рӯзномаи «Литературная газета» (1976) ба доираи васеи хонанадагон шинос карда, бо ҳамин мехост аҳли адаби ҷавони тоҷикро ба парвози дур ҳидоят карда бошад. Ва ин амали ӯ самари дилхоҳ медод, чунон ки баъдҳо ҳар яке аз ин адибон ба арсаи умумииттифоқӣ баромаданд ва, аз ҷумла устод Фазлиддин Муҳаммадиев ба пояи адиби пешрави тамоюли тасвираш таҳлиливу равонии бадеии адабиёти собиқ шӯравӣ баромад ва савияи насрнависии тоҷикро ба маротиб боло бурд. Оре, дар он айём ва шояд ҳоло низ, талоши аз адабиёти худӣ ва ҳатто ҳамзабонони хеш берун рафтан ва ба ин васила адабиёти миллиро ба сатҳи адабиёти муосири ҷаҳон расонидан аз вазифаҳои муҳими аҳли адаб мебошад. Ва устод Турсунзода дар ин раванд ҳар кӯшише, ки аз ҷониби ҷавонон ба амал меомад, бо хушнудӣ қабул мекард, онро дастгирӣ ва тарғиб менамуд. Бинобар ин вай дар бораи сарчашмаи омӯзиш ва ҳамсадоии ҷавонон бо адабиёти ҷаҳон аз минбари анҷумани У нависандагони шӯравӣ бо қаноатмандӣ чунин изҳор дошта буд:

«...Ман бори дигар бовар ҳосил кардам, ки доираи муаллимони адибони ҷавони мо хеле васеъ шудааст. Онҳо классикони адабиёти тоҷикӣ, русӣ ва хориҷӣ мебошанд. Магар дар образнокии беқайду банди Лоиқ Шералӣ таъсири мактаби Уолт Уитмен ва дар андешаҳои ғиноии Бозор Собир лиризми бошиддати Пабло Неруда ҳис карда намешавад? Магар мӯъҷизаҳои кашфиёти Гулрухсор Сафиеваи ҷавон бо олами андешаҳои Силва Капутикян қаробат надорад ва ашъори Гулназар Келдӣ ва Саидалӣ Маъмур бе таъсири назми руҳи гражданиаш баланди Нозим Ҳикмат ба майдон омада метавонистанд?»[1]

Ва натиҷаи ин хоҳишҳои устод чунин шуд, ки адибони ҷавони тоҷик дар машваратҳои умумишӯравии ҷавонони эҷодкор иштирок мекарданд, асарҳояшон дар маҷмӯаҳои дастҷамъӣ ва ё ба тариқи алоҳида ба табъ мерасиданд. Як намунаи он маҷмӯаи «Таронаҳои сапедадам» мебошад, ки бо сарсухани дӯсти устод Турсунзода, шоири пешрави рус Николай Тихонов ба забони русӣ интишор гашт ва ба ин васила намунаҳои ашъори чанд шоири ҷавони тоҷик дар Ҳиндустон бо забони англисӣ ба табъ расид.

Устод Турсунзода дар мавриди нашру табъи осори ҷавонон дар нашриёҳои марказии собиқ шӯравӣ хеле саховатмандӣ мекард, балки ба

[1] ЛГ, от 7 июля 1971 года.

манфаати насли ҷавон аз баҳри чопи асарҳои худаш мебаромад ва мегуфт: «Маро бе ин ҳам ҳамаи шумо мешиносед, вале мо бояд ба ҷавонон кӯмак кунем, то ки ба таври ҷиддӣ симои эҷодиашонро нишон дода тавонанд».[1]

Аммо ин ҳама ғамхорӣ ва сарпарастиҳои устод Турсунзодаро сабаб чӣ буда? Мо дар аввали ин мақола гуфтем, ки яке аз ин сабабҳо идомаи суннат, дигаре тақозои вазифа дар раёсати Иттифоқи нависандагон мебошад ва боз, акнун метавон илова кард, ки омили савум низ будааст ва он, албатта, ба шахсияти устод тааллуқ дорад, ки ба каси ниёзманд некӣ кардан ва кӯмак расониданро вазифаи инсонии худ меҳисобидааст.

Вале чунин ба назар мерасад, ки дар ин миён боз як сабаби ҷиддии дигаре ҳаст, ки онро метавон ҳисси баланди ватандӯстӣ ва миллатпарастии эшон ба шумор овард. Аслан барои ба субут расонидани ин қазия зикри мисол зарурате надорад, зеро ҳамаи ҷадали устод, чунон ки дидем, барои рушду нумӯи адабиёти миллии тоҷикӣ ва дар заминаи суннатҳо бо истифода аз дастовардҳои адабиёти ҷаҳонӣ ба дараҷаи наве боло бурдани он будааст, то ки дар байни адабиётҳои дигари собиқ шӯравӣ мавқеи арзандае дошта бошад. Аммо ин ғараз барои устод як шакли мубориза низ будааст. Ба шаҳодати мунаққид Атахон Сайфуллоев, ки солҳои зиёде бо эшон ҳамроҳ кор кардааст, устод пешаи дастгирӣ кардан, ғамхорӣ ба адибони ҷавон ва муборизаро барои ному шарафи Тоҷикистон бо ҳам тавъам медонистааст. Бинобар ин вай дар охирин рӯзҳои ҳаёташ ҳам (сентябри соли 1977) барои ба достони Мӯъмин Қаноат «Суруши Сталинград» додани Мукофоти Давлатии шӯравӣ кӯшишҳо ба харҷ додааст. Чун устод Қаноат ин амалро нибат ба беҳбуд ёфтани саломатии эшон кори дуюмдараҷа меҳисобад, устод бо қатъият таъкид карда будааст: «Не, писар, барои шарафи республика мубориза бурдан даркор, мубориза, мубориза ва боз мубориза!»[2]

Гумон мекунам, ки ин охирин дастури қатъии устодро метавон ба сифати кору амали ҳамешагии худаш ва чун васияти вай ба шогирдон ҳамл кард ва он қазия имрӯз ба маънии тозае садо медиҳад. Мӯъмин Қаноат, худ аз рӯи муҳаббат ва садоқат изҳор мекунад:

«Бисёр ва бисёр хушбахтам, ки аз нахустин қадам ба ҷодаи шеър то эҷоди асарҳои ҷудогонаи эпикӣ устод мураббии бевоситаи ман буданд. Чи даҳсолаҳои гузашта ва чи даҳсолаҳое, ки масъулияти бузурги иҷрои қисме

---

[1] *Ф. Ниязи*. Он покорял жаждой творчество // Коммунист Таджикистана, от 25 октября 1986 г.

[2] *А. Сайфуллоев*. Аркони сухан. – Душ.: Ирфон, 1985, саҳ. 18-19.

аз вазифаҳои устод ба зимаам афтоданд, худро фақат ҷонишини ин шахси бузург мешуморидам. Таъкид мекунам, фақат ҷонишин. Хурду бузурги адабиёти мо ҳама дастпарвари дасти навозишкору сахтгири ӯем. Ҳамчун инсон, ҳамчун нависанда, ҳамчун гражданин мо ҳама аз шахсияти устод, аз фаъолияти ҷамъиятӣ ва шеъри оламгири вай об хӯрдаву камол ёфтаем».[1]

Дарвоқеъ, аксари адибоне, ки зикрашон дар ин мақола рафт, суханони мазкурро такрор карданашон мумкин аст. Бесабаб нест, ки бисёре аз эшон дар лаҳзаҳои ҳассос ба устод Турсунзода садоқати худро изҳор дошта буданд. Умуман хизмати устод дар тарбия ва дастгирии адибони ҷавон хеле чашмгир аст. Нависандаи маъруф Фазлиддин Муҳаммадиев саҳми эшонро дар ин ҷода чунин тавсиф карда буд: «Намедонам, аз қазову қадар ё аз ягон сабаби дигар чунон шудааст, ки дар назари ман симои Мирзомуаллим аввал чун инсон, чун мураббии ҳамкасбони ҷавони хеш, пас чун шоир ва он гоҳ ҳамчун ходими ҷамъият ва давлат ҷилвагар гаштааст».[2]

Худи устод низ дар мақолаи машҳураш «Устод, бешогирд намон!» меҳру муҳаббате, ки ба шогирдон дошт аз муҳаббати фарзандон на камтар ва масъулияти ин амалро афзунтар ҳисобида навишта буд: «Хулоса, агар ба фарзанд номи накӯи худро боқӣ бигзорӣ, пас ба шогирд аз он ҳам бештар орзую омол ва касби пурифтихори умратро ҳадя мекунӣ». Воқеан, чунин ки дидем, дар ҳақиқати ин суханон ҷои шубҳа нест, балки нишонаи садоқати устод ба суннати таърихии аҷдодонаш аст. Бинобар ин ба чунин натиҷа расидан мумкин аст, ки устод Мирзо Турсунзода дар ҳақиқат тарбиятгари ғамхор ва устоди сахтгири насли ҷавони аҳли адаби тоҷик ба шумор меомад ва ба ин васила аз бисёр ҷиҳатҳо ба инкишофи адабиёти панҷоҳ соли охири асри XX тоҷикӣ мусоидат кард. Аз ин рӯ таҷрибаи вай омӯхтанӣ ва хидматаш сазовори ба некӣ ёд кардан аст.

Август-сентябри соли 2001; 2008

---

[1] Тоикистони советӣ, аз 5 декабри соли 1982.
[2] *Ф. Муҳаммадиев*. Мирзомуаллим // Садои Шарқ, 1987, № 3, саҳ. 58.

## АКАДЕМИК БОБОҶОН ҒАФУРОВ ВА ТАШАККУЛИ ТАЪРИХИЯТ ДАР НАСР

Таърих ва таърихнигорӣ аз масъалаҳои муҳими илму фарҳанги форсӣ-тоҷикӣ будааст. Ҳатто дар сангнавиштҳои кӯҳи Бесутун, ки иборат аз матнҳои забони форсии қадим буда, бо супориши Доро ҳаккокӣ шудаанд, мақсад зикри гузаштагон ва тасдиқи он ҳақиқат аст, ки вай дар салтанати шоҳаншоҳӣ идомадиҳандаи салафони худ будааст. Ба ибораи дигар қонунӣ будани тахту тоҷи ӯро таърих собит менамояд ва ёдрасон шудани гузашта аз омили қонунӣ будани ҳокимияти имрӯзаи вай аст.

Маълум аст, ки дар Қуръони карим низ ба таърих ва аз он ибрат гирифтан махсусан таъкид шудааст: «Эй мусулмонон, албатта пеш аз шумо қавмоне гузаштаанд, дар миёни онҳо қоидаву қонунҳое буд, пас шумо саёҳат кунед ва бубинед, ки ба куҷо анҷомидааст кори қавме, ки ба суханони пайғамбарони мо надаромаданд» («Оли Имрон», о. 137). Ба ин маънӣ, дар зарфи садсолаҳо хеле аз таърихҳо таълиф шудаанд. Дар байни онҳо хеле асарҳои таърихӣ ҳастанд, ки ба сифати сарчашмаи мӯътабар дорои аҳамияти бузурге мебошанд. Аз ҷумла, «Таърихи Бухоро»-и Абӯбакри Наршахӣ, «Зайнулахбор»-и Абӯсаиди Гардезӣ, «Таърихи Байҳақӣ»-и Абулфазли Байҳақӣ, «Равзатуссафо»-и Муҳаммад ибни Ховандшоҳ ибни Маҳмуди Мирхонд, «Ҳабибуссияр»-и Хондамир ва дигаронро ном бурдан мумкин аст. Вале аксари зиёде ба ҷуз аз ин таърихҳо хусусияти зеҳнӣ дошта, ба ному корномаи амиру шоҳе бахшида навишта шудаанд. Як хусусияти ин таърихномаҳо ҳамин будааст, ки дар онҳо далелҳои таърих бо обу ранги бадеӣ, бахусус тасвирҳои муболиғаомез ва иғроқҳои ғайривоқеӣ пайваста омада, симои аслии воқеаву ҳодисаҳо ва амали шахсиятҳо дар байни ин тавсифу муболиғот ба назар тира менамоянд. Бинобар ин онҳоро наметавон асари адабии таърихӣ номзад кард ва гоҳо ин осорро таърихномаи воқеии давру замони муайян ба шумор овардан мумкин намебошад. Аммо ин осоррро ба сифати сарчашма ва маъхази омӯзиши замонҳои гузашта сарфи назар кардан мумкин нест. Агар хато нашавад, гуфтан мумкин аст, ки ба асарҳои таърихии мазкур таърихназарии илмӣ намерасид. Ба гуфти

донишманд Худои Шарифов: «Дар воқеъ шаклҳои гузориш ва қабули хотири таърихи насри адабӣ аз ҳам тафовути зиёде надошт»[1]. Аммо, ба фикри банда, ин масъала баста ба ташаккули таърихии афкори ҷомеа буд, замон ва макони таърихии муайянеро тақозо дошт, то ки дар ҷомеа ҷанбаи инсонӣ ба марҳалаи аввал гузарад ва инсон худнигар шавад, яъне барои дар чӣ марҳалаи зиндагӣ ва чӣ мақеъи маънавӣ вуҷуд доштани худро фаҳмидан кӯшиш ба харҷ диҳад ва омода гардад. Аммо ин вазъият, мисли дигар манотиқи олам, танҳо дар замони рӯшангарӣ (маорифпарварӣ ва ҷадидизм) ба миён омад.

Ба ин маънӣ метавон гуфт, ки кӯшиши шинохти замон ба таҳқиқ ва баррасии таърихи он овард. Масалан, Аҳмади Дониш, ки мутаваҷҷеҳи вазъи зиндагии замонаш гардид, ба таърих рӯ овард, то роҳи инкишофи ҳукмронони кишвараш ва мантиқи амали онҳоро сарфаҳм рафта бошад ва сабаби ба ин ҳоли нобаҳинҷор омада расидани зиндагиро бифаҳмад ва бо ҳамин мақсад асари «Таърихча» (Таърихи амирони Бухоро)-ро таълиф намуд. Баъд аз ҳамин Абдурраруфи Фитрат таъкид намуд, ки таърих: «мисли оинаест, ки ҳар қавм аҳволу қавоиди иҷтимоияи худро дар баробари ӯ дошта, хубро аз зишт фарқ мекунад», зиёда аз он, барои «ҳар миллате ки ҳаёт мехоҳад, донистани таърих лозим аст». Садри Зиё силсилаи асарҳои таърихӣ эҷод кард, то барои шинохти замон ба мардум мавод дода бошад. Баъди инқилоб устод Садриддин Айнӣ якбора ду асари таърихӣ - «Таърихи амирони Манғитияти Бухоро» (1918-1920) ва «Таърихи интибоҳи фикрии Бухоро»-ро (1918) навишт, ки ин асарҳо барои ба таҳлил гирифтани замони муайян ва масъалаҳои муҳим ба ӯ кӯмаки бузурге карданд. Дар ин маврид мо набояд хизматҳои «Ҷамъияти илмии тоҷикшиносӣ…» (Тошканд, солҳои 1925-1930)-ро, ки дар он олимони бузурги шарқшинос чамъ омада, барои омӯхтани таърихи тоҷикон хизматҳои зиёде карданд, фаромӯш созем…

Аммо ҳар чӣ набошад, таърихнигории марҳалаи аввали замони шӯравӣ бо меъёрҳои табақотӣ маҳдуд буд. Дар ҳамин давра (соли 1930) Абдураҳим Ҳоҷибоев рисолае тахти унвони «Тоҷикон»-ро таълиф намуд. Соли 1934, дар анҷумани якуми нависандагони Тоҷикистон И. Бройдо, муншии авали ҳизби (б) Тоҷикистон, масъалаи таълифи таърихи Тоҷикистонро ба миён гузошт, ки ин

[1] *Худой Шарифов*. Назарияи наср дар адаби форсии асрҳои 4-9 ҳиҷрӣ. – Душ., 2004, саҳ. 202.

вазифаро Нарзуллои Бектош ба ӯҳда гирифт. Вале ба чӣ анҷомидани он ба мо маълум нест.

Ниҳоят замони Ҷанги Бузурги Ватанӣ фаро расид. Дар тамоми соҳаҳо ва дар нигоришу дарки таърих ва тасвири бадеии он тағйироти ҷиддӣ ба миён омад.

Метавон гуфт, ки дар солҳои ҷанги зидди фашизм на танҳо Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон, ки то ин давра, пас аз «протсесҳои сиёсии солҳои 37-38» ба парокандагӣ мувоҷеҳ шуда буд, ба ҳам омад ва дар рӯзҳои сахту сангин муттаҳид гардид, балки шароити ҷанг худ низ онҳоро ба иттиҳод расонид ва дар натиҷа ин ташкилот аҳли адабро ба иҷрои вазифаҳое, ки замон ба миён мегузошт, раҳнамоӣ кард, ҷустуҷӯҳои онҳоро дар роҳи тарғибу тасвири ватанпарварӣ, халқдӯстӣ, таваҷҷӯҳ ба таърихи худ, ҳимояи шарафи хешу ба зуҳур овардани сифатҳои нек ва олии мардуми тоҷик дастгирӣ намуд, то он маврид, ки ҷомиаи худкомаи шӯравӣ ва доираҳои расмии он ба гиребони адибу адабиёт аз нав даст дароз накарданд. Яке аз муаррихони югославӣ Б. Попович сиёсати ҳизби коммунисти Иттиҳоди Шӯравиро дар давраи ҷанг ба таҳқиқ гирифта навишта буд, ки: «Дар солҳои ҷанги дувуми ҷаҳонӣ дар сиёсати дохилии Иттиҳоди Шӯравӣ тағйиротҳо ба вуҷуд омаданд»[1]. Ва он, пеш аз ҳама, вобаста ба тақвият бахшидани ҳисси ватандӯстии мардуми шӯравӣ буд. Ҳамин муаллиф навишта аст, ки: «Мушоҳидони хориҷӣ, бахусус бритониҳо, ба курси нави ватандӯстонаи сиёсати шӯравӣ бодиққат назорат доштанд. Онҳо мушоҳида карданд, ки муроҷиати Сталин ба аскарон «на идеологӣ (мафкуравӣ), балки патриотӣ (ватандӯстона)» буд, акнун «аскарони рус на барои дастовардҳои инқилоб, балки барои Ватан мубориза мебаранд» ва «онҳо худро на чун шаҳрвандони яке аз давлати ҷаҳонии коммунистӣ, балки ба сифати шаҳрванди ватани азизашон муаррифӣ менамоянд»[2]. Дигар нуктае, ки муаллифи мазкур таъкид кардааст, ҳамоно ба таърих ва фардони қаҳрамони он мутаваҷҷеҳ шудан ва тамоми миллатҳои шӯравиро баробар бо халқи рус ба шумор овардани ҳизб будааст.[3]

---

[1] *Никола Б. Попович.* Советская политика усиление патриотизма в годы второй мировой войны // Наш совремменик, 1990, № 5, стр. 117.
[2] Ҳамон мақола, саҳ. 120.
[3] Ҳамон мақола, саҳ. 123

Дар Тоҷикистон низ кормандони ҳизбӣ, бахусус афроде, ки ба масъалаҳои мафкура сару кор доштанд ва онҳое, ки аз таърихи халқи худ огоҳ буданду онро азиз мешумориданд, аз мавриди муғтанам истифода карда, барои дар заминаи миллӣ инкишоф ёфтан ва дар адабиёт бештар мавқеъ пайдо кардани андеша ва тафаккури бадеии халқи тоҷик шароит мусоид оварданд. Ба ин амал Иттифоқи нависандагонро махсус даъват намуда, супоришҳо низ доданд.

Дар бораи шароити замони ҷанг, масъалаҳои сиёсиву маънавии давр, мақоми Иттифоқи нависандагон ва адабиёти тоҷик дар ин замони ҳассос сухан ронда, аз саҳми бузурги фарзанди баруманди тоҷик, Қаҳрамони Тоҷикистон Бобоҷон Ғафуров (1909-1976) ҳарф назадан мумкин нест. Эшон дар он айём ба сифати мудири бахши ташвиқу тарғиб ва котиби КМ ҳизби Тоҷикистон барои инкишоф ва ба самти дилхоҳи эҷодӣ ҳаракат кардан, бахусус қувват гирифтани ҷанбаи миллӣ дар адабиёти тоҷик кӯшишҳои зиёд ба харҷ додааст. Вай, ки худ аслан таърихшинос буд ва ба масъалаҳо на танҳо аз назари мафкура ва сиёсат нигоҳ мекарданд, балки онро аз рӯи мантиқи инкишофи таърих ва гузаштаи пурифтихори миллат медид ва он ҳамаро барои хизмати замон ва тарбияи таърихназарии аҳли адаб, зиё ва умуман мардум равона кардан мехост. Банда, боре қайд карда будам, ки дар замони зиндагии шӯравӣ, ки сиёсати дуҳавоӣ бисёр мақом дошт, аҳли фаҳму андеша аз аввалин имконият истифода карда, барои расидан ба асли худ ва ё қувват бахшидани заминаҳои миллии андеша ва адабиёт кӯшиш ба харҷ медоданд.

Бобоҷон Ғафуров ба сифати роҳбари сиёсӣ аҳли адабро барои эҷоди асарҳои ба рӯҳи замон мувофиқ ва асилу миллибунёд даъват мекард. Аз ҷумла, ӯ дар маҷлиси коркунони санъат, ки 1 декабри соли 1942 дар бинои театри ба номи Лоҳутӣ баргузор гардид, вазифаҳои аҳли адаб ва ҳунарро чунин муайян намуда буд:

«Асарҳои санъат бояд образ ва намунаҳои шоёни ватандӯстии халқҳо, намунаҳои мардонагӣ ва қаҳрамониро муҷассам созанд, ...дар хусуси қаҳрамониҳои Армияи Сурх, дар бобати ақибгоҳи советӣ, дар бораи меҳнати қаҳрамононаи меҳнаткашон асарҳо ба вуҷуд овардан ва аз ҷиҳати сифат ва бадеӣ қимати ин асарҳоро баланд бардоштан зарур аст».[1]

[1] Тоҷикистони сурх, 1941, 5 декабр.

Вай дар саҳифаҳои матбуоти марказӣ аз кору бор ва қаҳрамониҳои халқи тоҷик дар майдони ҷангу меҳнат бо мамнуният хабар додааст. Чунин ба назар мерасад, ки дар ин солҳо дар вуҷуди ин марди донишманд ва сиёсатмадори нозукбин хуни ҷавонмардию ватанхоҳӣ ҷӯш мезад, ҷанг тасаввури ӯро дар бораи Ватан, миллат ва таърих боз ҳам мушаххас, иродаашро дар ин масъалаҳо қавӣ намуд.

Маҳз бо ташаббуси Б. Ғафуров дар рӯзҳои аввали ҷанг диққати аҳли адабу ҳунар ба тасвир намудан ва зинда кардани ному образи фарзандони қаҳрамони халқи тоҷик дар гузашта бо исрору таъкид ба миён гузошта мешавад. Ин бесабаб набуд, зеро Бобоҷон Ғафуров худ олими таърихшинос буд ва моҳияти ҳофизаи таърихиро, ки ҳастии ҳар миллатро бақо мебахшад, дар кори мубориза барои ҳимояи Ватан ва барқарор доштани ҳуввияти миллӣ хеле хуб дарк мекард. Воқеан дарсҳои таърих барои рӯзгори ҳассоси замони ҷанг хеле коршоям меомад. Бинобар ин Бобоҷон Ғафуров асари «Муборизаи халқи тоҷик ба муқобили истилогарон ва асоратгарони аҷнабӣ» (1942) ва бо ҳамқаламии Н. Н. Прохоров китоби «Халқи тоҷик дар мубориза барои озодӣ ва истиқлолияти Ватани худ» (1944)-ро таълиф намуд.[1]

Чизи ҷолиби диққат ҳамин аст, ки дар таърихи шӯравӣ, ба ҷуз аз Восеъ, бори нахуст дар бораи силсилаи қаҳрамонони халқи тоҷик дар гузашта - Спитамен, Муқаннаъ, Темурмалик бо ин муфассалӣ аз ҷониби як роҳбари ҳизбӣ ва ҳатто аҳли адаб масъала ба миён гузошта шуда, ба нигоштани зиндагинома ва чеҳраҳои онҳо кӯшиш ба харҷ дода шуд.

Шояд Б. Ғафуров, ки муҳим будани масъаларо кайҳо пай бурда буд, дар замони ҷанг, бо фароҳам омадани имконият, аз мавриди мусоид истифода бурда огоҳона диққати аҳли зиёро мутаваҷҷеҳи масъалаҳои таърих ва гузаштаи пуршарафи мардуми худ мекард. Ба ҳамин маънист, ки ӯ дар ҷаласот ва сӯҳбатҳои расмиву ғайрирасмӣ аз шоиру нависандагон тақозо мекард, ки ба тасвири бадеии масъалаҳои таърихӣ мутаваҷҷеҳ шаванд. Дар ин бобат далелҳои ҷолибе мавҷуд аст, ки аз ниятҳои наҷиби ин марди бузург гувоҳӣ медиҳанд.

Масалан, Абдусалом Деҳотӣ дар мактубаш ба устод Айнӣ, ки тахминан охири соли 1941 ё аввали соли 1942 ирсол доштааст (санаи таълиф қайд нашуда, вале аз таркиби «дар давоми шаш моҳи ҷанги

---

[1] *У. Ғаффоров*. Алломаи замон. – Хуҷанд, 1998, саҳ. 28-45.

ватанӣ[1] ба ин хулоса омадан мумкин аст), чунин як қайди муҳимме дар бораи тавачҷӯҳ ба мавзӯъи таърихиро баён мекунад:

«Ман (Деҳотӣ - А.Н.) кайҳо боз дар бораи як-ду масъала, бо вуҷуди ин, ки вазифаи бевоситаи худам нест, фикр ва рои шуморо фаҳмиданӣ будам. Якум: дар чанд маҷлисҳо ва машваратҳое, ки дар давоми шаш моҳи Ҷанги Ватанӣ дар КМ Партия ва ё ки дар зери роҳбарии КМ дар ҷойҳои дигар бо нависандагон ва коркунони санъат шуда гузашт, масъалаи дар адабиёт ва санъат зинда кардани номи гузаштагони диловари халқи тоҷик (мисли бинни Муқаннаъ, Темурмалик, Восеъ ва ғайра) бардошта шуд ва рафиқ Ғафуров ин мавзӯъро борҳо ба ҳама пешниҳод кард. Баъзе аз рафиқон дар ин бора песаҳо навиштанӣ шуданд. Аммо ҳанӯз касе ба кори амалӣ сар накардааст гӯем, хато намешавад. Майли ман ба сифати як хонанда, он буд, ки яке аз ин мавзӯъҳоро шумо кор кунед, хоҳ ба шакли ягон асари адабӣ, хоҳ ба шакли як очерки илмӣ-таърихӣ, ба ҳар ҳол, чунин асар бояд муваффақият пайдо кунад ва фоида бахшад...»[2]

Худи устод Айнӣ дар мактубаш ба М. Раҳимӣ 23 апрели соли 1942 эътироф кардааст: «Аз темаҳо (мавзӯъҳо), ки Ғафуров таклиф карданд, барои ман Ибни Муқаннаъ мувофиқ аст. Чунки ман дар ин бора дер боз тадқиқот дорам».[3] Аммо масъала дар кори амалӣ хусусияти дигар касб кард ва устод на танҳо дар бораи Ибни Муқаннаъ, балки оид ба қаҳрамони ҷанги зидди муғулон - Темурмалик як очерки бадеии ҷолибе навишт. Зиёда аз он, вай ба намунаҳои адабии эҷодиёти халқ муроҷиат кард ва барои тасвири симои манфури Гитлер ва намояндагони фашизм аз образҳои дев, дарранда ва ғайра истифода карда, тасаввури мардумро бо диди хоси онҳо дар бораи душман пеши назар меовард. Метавон гуфт, ки бо тадқиқоти Бобоҷон Ғафуров дар афкори мардуми мо назари таърихӣ ба гузаштаву имрӯз ворид шуд ва ба ташаккул оғоз кард, аммо бо навиштаҳои устод Айнӣ, бахусус, «Қаҳрамони халқи тоҷик - Темурмалик» дар насри тоҷикӣ жанри таърихии сирф асос гузошта шуд. Аммо ҳамин нуктаро низ таъкид кардан лозим аст, ки тавачҷӯҳи

---

[1] *А. Деҳотӣ*. Куллиёт, иборат аз 5 ҷилд. ҷ. V. – Душ.: Ирфон, 1966, саҳ. 418-419. Ин мактуб дар зер таърих надорад, аммо дар мундариҷаи Куллиёт санаи онро 10. 01. 1941 нишон додаанд, ки ҳақиқат надорад, балки шояд саҳве бошад ва сабабашро боло зикр кардем.

[2] Ҳамон ҷо.

[3] *У. Ғаффоров*. Асари зикршуда, с. 31.

нависандаи дигари таърихнигори тоҷик устод Сотим Улуғзода ба гузаштаи мардуми мо, омӯзишу дарки он низ ба солҳои ҷанг иттифоқ афтодаст, ки поёнтар дар мақолаи махсус мо дар ин хусус таваққуф хоҳем кард…

Аз ин ҷо чунин натиҷа гирифтан мумкин аст, ки ташаккули жанри таърихӣ ва таваҷҷӯҳ ба таъриху худшиносии миллии мардум ба ҳам иртиботи бевосита доштаанд. Афсӯс, ки муҳаққиқони жанри таърихӣ дар насри тоҷикии замони шӯравӣ, ба андешаи ман, ба ин нуктаҳои муҳими тағйир дар афкори ҷомеа эътибори зарурӣ нadodaанд. Эшон гоҳо таърихро аз ахбори рӯз, мавзӯи таърихиро аз жанри таърихӣ, ки ҷиҳатҳои хоси бадеӣ ва поэтикӣ дорад, тафовут надодаанд. Дар ин маврид мафҳуми таърихият ва таърихназарӣ ё фаҳмида нашудаст ва ё хеле танг дарк гардидааст. Дар ҳамин маврид як тавзеҳи таърихшиноси рус С. Л. Утченкоро манзури назар кардан, ба фикрам, ба мақсад мкувофиқ менамояд. Вай навиштааст: «Лозим аст, ки пеш аз ҳама яке аз мафҳумҳои асосӣ - мақулаи таърихиятро муайян карда бошем. Моҳияти он аз чӣ иборат аст? Таърихият дарки ҳодисот (фактҳо) дар инкишофи онҳост. Аммо «дар инкишоф будани ҳодиса» чӣ маънӣ дорад? Ин чунин маънӣ дорад, ки ҳодиса бояд дар гузаштааш (гнезис) ва ҳозирааш ва дар иртиботи он бо дигар ҳодисот аз назар гузаронида шавад. Дар қайди одии ҳамагуна далел ва ҳодиса ҳануз ҳечгуна нишонаи таърихият вуҷуд надорад, агар ҷиддӣ гӯем ин навъ мадорик ҷустан лозим нест ва он дар шумурду номбар намудани механикии далелҳо низ вуҷуд надорад. Таърих ва ахбори рӯз (хроника) чизҳои аз ҳам тафовутнок мебошанд»[1]. Дар мавриди дарку шинохти мақулаи таърихияти тафаккурии таърихӣ асари А. И. Ревякин дар ин мавзӯъ маводи ҷолиберо фаро гирифтааст[2].

Аммо дар солҳои ҷанг дар мавриди масъалаи мазкур корҳои бисёри дигари ҷолибе анҷом дода шуда буд.

Маълум аст, ки дар ин солҳо зери силсилаи «Аз таърихи халқи тоҷик» ва «Аҷдодони бузурги халқи тоҷик» дар матбуот силсилаи мақолаҳо бахшида ба гузаштагони пуршарафи мардуми мо, рӯзгор, сарнавишт, истеъдод ва қаҳрамонии онҳо ба чоп расид, ки муаллифи онҳо нависандагону шоирон ва уламои адабиётшинос буданд. Ва

---

[1] *С. Л. Утченко*. Глазами историка. – М., 1966, стр. 243.

[2] *А. И. Ревякин*. Историческое познание. Системно-гносологический подход. – М. : Изд-во полит. лит-ра, 1982.

ниҳоят, дар мавзӯъҳои таърихӣ асарҳои зиёди таърихӣ навишта шуданд.

Боз як нуктаи дигар. Устод Муҳаммадҷон Шакурӣ шаҳодат медиҳад, ки маҳз дар солҳои ҷанг китобҳои дарсии адабиёт таълиф мешаванд, ки ҳовии намунаҳои адабиёти гузаштаи форсии тоҷикӣ будаанд. Китоби «Адабиёти Ватан» (хрестоматия, муаллиф Х.Мирзозода) барои синфи У, барои синфи У1 (муаллиф А. Мирзоев), барои синфи У11(муаллиф Ш. Ҳусейнзода) таълиф шудаанд, ки ба шаҳодати устод «ба мактаби миёна роҳ ёфтани адабиёти классики форсӣ-тоҷикӣ асосан ба ҳамин китобҳо оғоз ёфт» ва донишҷӯёни мактаби олӣ «низ аз ин китобҳо истифода менамуданд»[1].

Бобоҷон Ғафуров хеле нозук эҳсос мекард, ки дар баробари таърих мурочиат ба маънавият ва расму одати мардум, ки риояи он аз вазифаҳои муқаддас ба шумор меомад, низ аз қувваи муҳими барангезандаи эҳсосот ва ҳисси қаҳрамонист. Бинобар ин, бо ташаббуси ӯ навъу шаклҳои гуногуни таъкиди масъулияти наслҳо – падару модар ва фарзанд, оила дар назди якдигар дар шакли бадеӣ ба майдон меомад, ки як шакли он номаи байни ҷангу ақибгоҳ буд. Тибқи маълумоти таърихшиноси хушзавқ У. Ғаффоров дар ин маврид Бобоҷон Ғафуров бисёр кӯшиш ба харҷ додааст. Вай ҳатто дар саҳифаҳои матбуоти марказии шӯравӣ, аз ҷумла, дар сармақолаи рӯзномаи «Правда» бо унвони «Мактуб ба фронт» (аз 7 декабри соли 1942) мақола навишта, аз ин чорабинии муҳим маълумот дод ва бо ҳамин аҳамияти онро махсусан таъкид кардан мехост. Бобоҷон Ғафуров мавриди дигар, январи соли 1943, матни мактуби халқи тоҷикро ба ҷанговарони тоҷик тайёр карда, «таклиф мекунад, ки зери он мактуби таърихӣ ғолибони мусобиқаи сотсиалистӣ, ходимони илму маданият ва одамони машҳури ҷумҳурӣ имзо кунанд. Ба зери мактуб ҷамъ 390 ҳазор нафар меҳнаткашони Тоҷикистон, аз ҷумла Бобоҷон Ғафуров, шоир Лоҳутӣ, раиси комиҷроияи вилояти Ленинобод Мастура Авезова, донишҷӯи Институти педагогии Сталинобод, дорандаи ордени Ленин Мамлакат Наҳангова, Артисткаи халқии Тоҷикистон Рена Ғолибова, раисони машҳури колхозҳои ноҳияи Ленинобод Пӯлод Бобокалонов, Саидхӯҷа

---

[1] *Муҳаммадҷон Шакурии Бухороӣ.* Инсонгароии омӯзиш ва забони миллӣ. – Душ., 2002, саҳ. 12.

Урунхӯҷаев, Дадобой Холматов ва дигарон имзо гузошта буданд»[1]. Ин мардони номдор зимнан худро аз идомакорони падарону аҷдодони ватандӯсти худ медиданд.

Аз ин ҷо маълум аст, ки яке аз сарчашмаҳои ривоҷи жанри номаи насриву назмӣ дар адабиёти солҳои ҷанг ба фаъолияти инсондӯстонаи аллома Бобоҷон Ғафуров алоқаи бевосита доштааст.

Уламои таърихшинос дар бораи хизматҳои бузурги Бобоҷон Ғафуров дар солҳои ҷанг сухан ба миён оварда, бо далелҳои равшан онро ба субут расонидаанд, ки тамоми кори тарғибу ташвиқ, ривоҷи адабиёту фарҳанг ва ранги як падидаи миллӣ гирифтани онҳо аз ҳама бештар ба ниятҳои миллатпарастонаи ин марди бузург вобаста будааст. Инҷониб ба он ҳама натиҷагириҳои асосноки эшон розӣ ҳастам. Аммо дар ин маврид, дар иртибот ба таваҷҷӯҳи таърих як нуктаро махсусан таъкид кардан мехоҳам.

Ба фикри банда, маҳз замони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва бо кӯшишҳои огоҳонаи Бобоҷон Ғафуров дар мардуми тоҷик эҳсоси таърихи хеш, ҳисси ифтихор аз гузаштаи бошараф, масъулияти донистани гузаштаи худ хеле авҷ гирифт, тафаккури бадеӣ заминаи таърихӣ пайдо кард, таърихи ғанӣ, фарҳанги куҳаналгу (архитип), ки дар равони дастҷамъона ва дар зеҳни нохудогоҳи вай ҳамеша ниҳону хуфта буд, ба ҳаракат омад, ба гузаштаи шарафмандона, асотир, хаёлоти созандаи худ мутаваҷҷеҳ гардид. Натиҷа чунин шуд, ки дар ҷомеа тафаккури таърихӣ устувор гардид, таърихназарӣ оҳиста роиҷ шуд, таърихият чун мақулаи афкори иҷтимоӣ шакл гирифт. Бори нахуст дар замони шӯравӣ асарҳои сирф таърихии илмӣ ва жанри таърихии сирф адабӣ ба майдон омаданд. Ва ин як марҳалаи муҳим дар инкишофи тафаккури бадеии тоҷикӣ ба шумор меояд.

Инак, метавон чунин натиҷа гирифт, ки замони ҷанг, агарчи як воқеаи нобаҳангом ва даҳшатбор, сахту сангине буд, аммо вобаста ба шароити фароҳамомада ва тағйири сиёсат ба давраи санҷиши бузурге дар мубоиза барои эҳёи фарҳангу адаби миллӣ, ҳимояи тамаддуни инсонӣ ва ваҳшонияту маънавиятзудоии фошистӣ гардид…

Аммо фаъолияти Бобоҷон Ғафуров дар кори рушду такомули таърихназарӣ ва амиқбурди худшиносии миллии тоҷикон дар замони ҷанг оғоз ёфта, вале дар солҳои минбаъда бо таълифи асари илмии «Таърихи халқи тоҷик» ва нашрҳои гуногуни он (1949, 1952, 1955),

---

[1] Тоҷикистони сурх, 28 марти соли 1943; *У. Ғаффоров*. Асари мазкур, саҳ. 34.

бахусус дар мавқеи шӯравии собиқ ба нашр расонидани шоҳасари «Тоҷикон» (1972) як насли бузурги адибони худшинохта, таърихнигор, мутаваҷҷеҳ ба ҳуввияти миллӣ ва шинохти хешро ба майдон овард. Ҳатто метавон гуфт, ки инкишофи жанри таърихӣ дар замони истиқлоли Ҷумҳурии Тоҷикистон низ дар бисёр маврид сарчашма аз кору осори Бобоҷон Ғафуров мегирад.

2008.



## ТАЪРИХИЯТ ВА ТАСВИРИ РАВОНӢ (ПСИХОЛОГӢ)

### (Румони сегонаи таърихии инқилобии Ҷалол Икромӣ «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро»)

### 1

Ҷалол Икромӣ яке аз он нависандагонест, ки роҳи эҷодиашон муҳимтарин марҳила ва хусусиятҳои насри тоҷикиро ифода кардааст. Такомули маҳорати нависанда, то рафт амиқ рафтани назари ӯ ба зиндагӣ ба инкишофу такомули реализми адабиёти тоҷик мувофиқ меояд. Дар ҳар марҳилаи инкишофи адабиёти нави тоҷикӣ низ симои умумии насрро бе эҷодиёти Ҷалол Икромӣ тасаввур кардан мумкин нест. Хусусан муҳимтарин комёбии адабиёти воқеъгарои тоҷикӣ - пурқувват шудани равоннигорӣ (психологизми тасвир) аз бисёр ҷиҳатҳо ба эҷодиёти ӯ вобастагӣ дорад. Имкониятҳои таҳлили психологӣ дар тасвири инсони мубориз у фаъол ва тадқиқи масъалаҳои муҳими ғоявию иҷтимоӣ, умуман ҳунари инсоншиносии Ҷалол Икромӣ беш аз ҳама дар насри таърихии инқилобӣ, дар румонҳои ин мавзӯъ эҷодкардаи ӯ зоҳир шудааст.

Диққат додан ба олами фикру зикри қаҳрамонҳо, таҳлили руҳияи персонажҳо аз оғози эҷодиёти ин нависанда яке аз рукнҳои муҳим будааст ва ҷустуҷӯву комёбиҳои ӯ аввал дар румони «Ман гунаҳгорам» ҷамъбаст шуд ва дар айни замон ба тамоюли нави инкишофи санъати инсоншиносӣ роҳ кушод.

Румони «Ман гунаҳгорам» нишонаи тағйироти ҷиддии сифатие дар дарки бадеии образи инсон дар эҷодиёти Ҷалол Икромӣ мебошад. Нависанда дар замони эҷоди асари мазкур гуфта буд: «Ин китоб… дар роҳи нависандагии ман аз тамоми асарҳои аз ин пеш эҷодкардаам як дараҷа фарқ мекунад».[1]

Дар ҳақиқат, ин асар барои нависанда дар роҳи камолоти санъати инсоншиносӣ марҳилаи муҳиме шуд ва баъд як рукни асосии услуби фардии ӯро таҳлили психологӣ ташкил намуд. Ҷалол Икромӣ дар румонҳои таърихии инқилобии «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» чун

[1] *Ҷалол Икромӣ*. Қаҳрамони ман. – Тоҷикистон, 1957, № 3, саҳ. 7.

рӯҳшиноси комил намоён гардид. Тасвири иҷтимоиеро, ки яке аз тамоюлҳои пурқуввати насри тоҷикӣ, хусусан асарҳои устод Айнӣ буд, Ҷалол Икромӣ бо амиқравӣ дар олами фикру зикри шахс, бо сар фурӯ бурдан ба дили инсон боз ҳам амиқ бурд ва барои мустаҳкам шудани асосҳои воқеъгароии (реализми) наср хизмати босазое намуд.

Маҳз ҳамин равия -–бо диди тозаи эстетикӣ ба тасвири воқеияти таърихӣ пардохтан, ба воситаи тақдири шахсияти алоҳида тадқиқ кардани ҳақиқати таърихӣ имкон дод, ки Икромӣ дар бораи Бухоро ва зиндагии мардуми тоҷик дар ибтидои асри XX ва солҳои аввали инқилоб сухани тоза гӯяд. Ба фикри мо, ӯ дар ин мавзӯъ танҳо сухани тоза нагуфтааст, танҳо фактҳои нави ҳаётиро ба майдон набаровардааст, балки, пеш аз ҳама, тасвири ҳақиқати таърихиро амиқ бурдааст. Маҳз амиқ бурдааст. Дар ҳаққи румонҳои сегонаи Икромӣ чунин гуфтан, ки дар паҳлӯи эҷодиёти Айнӣ асари наве дар ин мавзӯъ ба вуҷуд омад, кам аст. Дар ин асарҳои Икромӣ комёбии Айнӣ хеле такмил ёфт. Мумкин, ки ин такмил дар баъзе мавридҳо бо камоли маҳорат ба ҷо оварда нашудааст, вале назари нависанда ба таърих хеле мукаммалтар шуд, таърихияти тасвир ва асосҳои миллӣ ва халқияти жанри таърихӣ амиқ рафт. Аз ин ҷиҳат румонҳои таърихии инқилобии Икромӣ зинаи нави инкишофи жанри таърихианд.

Албатта, ба ин шакл сурат гирифтани дарки бадеии инсони таърихӣ ба муҳимтарин масъалаҳои гуманистиву маънавии зиндагии вақти ҷамъият вобаста буда, ба инкишофи тафаккури эстетикии кунунии мо мувофиқ аст. Икромӣ ба таърихи инқилоб, ба фикру зикри инсони таърих аз назаргоҳи талаботи ҷомеаи замонаш муроҷиат карда, сарманшаи фикри инқилобии халқро, ки дар қудрати маънавии ӯ ниҳон буд, ба рӯ овардааст, ба амал баромадани ғалабаи Инқилоби Октябрро дар ин дидааст, ки ба муҳимтарин орзую омоли ахлоқиву маънавии халқ, хоҳиш ва талошҳои он барои раҳоӣ аз зулм мувофиқ омада буд.

Муҳимтарин марҳилаи ҳаёти халқ, ҳаракати ӯ ба сӯи зиндагии нав, иттифоқу ваҳдати халқҳову миллатҳои гуногун ба афкори гуманистии худи халқ вобастагии куллӣ доштааст. Сегонаи Икромӣ, хусусан ду румони охирин, асосан, дар бораи низоъу зиддиятҳои сиёсӣ, ғоявӣ дар фаҳмиши ҳаёти нав ва умедбахшада будани ғояҳои сотсиалистӣ баҳс мекунад. Мубориза барои барқарор кардани ҳокимияти коргару деҳқонон, ба муқобили душманони инқилоб,

миллатчиёни маҳаллӣ ва душманони хориҷӣ хеле тезу тунд аст. Муборизаҳои ғоявию сиёсӣ дар айни замон хосияти ахлоқӣ гирифтаанд. Икромӣ ба образҳо аз дидгоҳи ғоявию ахлоқӣ назар карданӣ мешавад. Адабиётшиноси шӯравӣ В. Оскоцкий қайд карда буд, ки «нависанда дар дарёфти «инсоншиносӣ»-и ҳақиқат ба баҳои сахтгиронаи идеявию ахлоқӣ такя мекунад. Бе ин хусусият румони таърихӣ чун румоне, ки ба сифати асари санъат сазовори гуфтугӯй бошад, қимати худро гум мекунад»[1].

Бинобар ин, муҳимтарин ҳодисаву тамоюлҳои таърихӣ дар румонҳои сегонаи Икромӣ ба воситаи қисмати одамон, характерҳои комили инсонӣ, шахсияти одами алоҳида тасвир ёфтаанд. Ин ҷо низ аз меъёри замони ҳозира ба таърих назар кардан дида мешавад ва он румони муосирро ба тасвири зиндагии таърихӣ аз диди мардум боз ҳам наздик бурд, назари онро амиқ намуд, ба нависанда барои парвози фикру тахайюл имкон дод.

Дар румонҳои сегона тору пуди асарро характерҳои инсонӣ, амалиёт, муносибату мубориза ва фикру ҳисси Дилором-каниз, Муҳаррами Ғарч, Шамсия, Ҳайдарқул, Фирӯза, Оймуллои Танбӯр, Саид-паҳлавон, Асад-махсум, Ҳамрохон (Оими Шоҳ), Низомиддин ва ғайра ташкил кардаанд, ки ба воситаи қисмати онҳо манзараи мураккаби роҳи халқ ба сӯи муборизаи револютсионӣ, шиддати муборизаҳои сиёсӣ ва худмахсусии инқилоби Бухоро, умуман драматизми давр хеле хуб ифода шудааст. Дар ин маврид хусусияти муҳими инкишофи жанри таърихӣ собит мешавад, ки «тасвири ҳаёт аз тадқиқи ҷиҳатҳои нисбатан умумии иҷтимоии психологияи инсон сар шуда, тадриҷан ба сӯи бештар падид овардани зуҳуроти хусусияти фардии он психология рафтааст. Таърихнигорони имрӯза (хусусан Икромӣ - А.Н.) шахсиятро дар дохили омма нишон дода, дар саҳни воқеаҳои пурвусъати драмавӣ симои фардии шахсияти алоҳидаро тасвир менамоянд ва ба воситаи ҳамин симои фардӣ, ҳамин тақдири шахсияти алоҳида моҳияти воқеаҳоро ошкор мекунанд».[2]

Рӯҳи таҳлилӣ, диққат додан ба инсон, олами мураккаби ӯ, зиддиятҳои ахлоқии характерҳои гуногун ба сужет ва замони ботинии румон тағироти муайяне ба вуҷуд оварданд.

---

[1] *В. Оскоцкий*. Румон и история. // Вопросы литературы, 1973, № 8, с. 28.
[2] *М.Шукуров*. Жанри таърихӣ ва моҳияти замон // Садои Шарқ, 1971, №3, саҳ.126; *Ҳамон муаллиф*. Паҳлӯҳои тадқиқи бадеӣ. – Душанбе: Ирфон, 1976.

Ҳарчанд Икромӣ ба нақли воқеаҳои шавқовар майл дорад, вале «сужети бошиддати ботинӣ», зиддиятҳои маънавӣ, хотираву руҷӯъҳои равонковона (психологӣ) барои тасвири ғоявию бадеии образҳо нақши муҳим мебозанд (Масалан, ҳамон хати сужете, ки ба образи Низомиддин дар ду румани охир ҳаст, хеле драмавӣ ва бошиддат мебошад ва аз бемаслакӣ, айёрию маккорӣ ва вайронии маишии ӯ сар задаст). Икромӣ ба тасвири ҳодисот ва инсон дар замону макон баробар майл дорад, аммо замони психологӣ, асосан, ба ҷои аввал мегузарад. Ин боиси он шудааст, ки дар тасвир ҳудуди замони хронологӣ хеле маҳдуд гардида, «Духтари оташ» асосан воқеаҳои даҳ соли аввали асри XX, «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» ва «Тахти вожгун» танҳо ду соли аввали инқилоб (1920 - 1922)-ро дар бар гирифтаанд[1].

Табиист, ки дар ин маврид диққати нависандаро бештар тадқиқи характерҳо, олами фикру ҳисси онҳо ба худ кашидааст. Ин ҷо назари нависанда майдабин, амиқрав ва дар айни замон вусъатнок аст.

Масъалаи таҳлили психологии характерҳоро дар румонҳои сегона лозим аст, ки аз мавқеу мақоми он дар тасвири характер ва дараҷаи идроки инсони нави таърихӣ аз зовияи диди нависанда аз назар гузаронем. Ба ақидаи мо, таҳлили психологӣ чун як дастури (принципи) муҳими дарки бадеии инсон, яъне чун мақулаи эстетикӣ, танҳо аз тасвири ҳолатҳои ҷудогонаву парокандаи руҳияи шахс ё равонковии маҳз иборат набуда, балки воситаи муҳими ба вуҷуд овардани образи зиндаву ҳаётӣ ва табиию яклухти инсонист, ки соҳиби олами пурсарвати маънавӣ мебошад.

Адабиётро ба таври қонунӣ фанни «одамшиносӣ» ва ё ҳунари рӯҳшиносӣ меноманд. Инсон ҳамеша дар маркази тасвири бадеӣ буда, вале дар адабиёт зиндагиву ҳаёти ҷамъиятӣ аз нуқтаи назари инсон баҳо дода мешавад, ба воситаи характерҳои инсонӣ муҳимтарин масълаҳои иҷтимоии давру замони муайяне баён мегардад, зеро чунон ки таҷриба ва илм нишон додаст, инсон дар маҷмӯи муносибатҳои муҳити муайяни ҷамиятӣ ташаккул меёбад ва зоҳир мешавад. Таърихи адабиёт, ташаккулу амиқрафти тафаккури бадеии инсон низ ҳамеша зинаҳои ҷадалу ҷустуҷӯҳои тасвири инсон аз паҳлӯи тозаву нотакрори он бо мақсади ба моҳияти аслии ӯ наздик рафтану шинохтан ва ба тасвири бадеӣ гирифтан будааст.

[1] *Дж. Икрами*. Послушны ли Вам Ваши герои?, стр. 104.

Муҳимтарин комёбии усули воқеъгароӣ (реализм) дарёфт ва тасвир кардани инсони зиндаву мушаххаси таърихӣ, инсони иҷтимоиву психологии даври муайян мебошад. Насри воқеъгарои тоҷик аз аввалин рӯзҳои ба майдон баромадани худ ба сӯи ин дастоварди асосии адабиёти ҷаҳон рафт ва пайваста ҳунари инсоншиносии он комил гардид. Солҳои охир адабиёт ба ин роҳ ҷиддан пардохта, дарки бадеии инсонро хеле амиқ бурд. Аз ин ҷо характерҳои инсонии сифатан тозае ба майдон омаданд, ки дар онҳо қимату қудрат ва мақоми инсон чун қувваи асосӣ ва муҳими ҷомеа намоён мешавад.

Яке аз меъёрҳои асосии тасвири ҳаққонии таърих ба қалам овардани ҳақиқати дили одамони давр, тарзи тафаккури онҳо, рӯҳи замон ва бо ин роҳ дарк кардани моҳияти инсонии худи таърих аст. Адабиётшиноси арман С. Дароян алоқаи қавии сифатҳои нависандагӣ ва тадқиқгариро дар фаъолияти нависандаи таърихнигор қайд карда, дуруст гуфта буд, ки «насри таърихӣ танҳо бо роҳи амиқбурди таҳлили психологӣ (равоншинохтӣ) пеш рафта метавонад».[1]

Тасвири психологӣ, олами рӯҳии инсон дар румони сегонаи Икромӣ, пеш аз ҳама, офаридани образи мукаммали инсони таърихӣ - хусусиятҳои барҷастаи инсон, ҷозибаву тавоноии шахсии типҳои махсуси психологӣ ва ҳам биниши нав дар тасвиру баҳои образҳои бадеиро дар назар дорад ва ин ҳама боиси офаридани характерҳои сифатан нав гардида, барои амиқу мукаммал ва дақиқу вусъатнок фаро гирифтани маънавияти халқ, масъалаҳои ҳаётии ӯ ва рӯҳи давру замон ёрӣ расонидаанд.

Муҳимтарин комёбии Ҷ. Икромӣ дар румонҳои сегонаи «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» ҳамоно дар эътиқоду муҳаббати вай ба одам, диққат додан ба олами рӯҳӣ, ба ҷиҳатҳои равонию ахлоқӣ, ба фаъолиятмандии маънавию иҷтимоии вай аст, ки дар натиҷа сарнавишти шахс чун таърихи зинда пеши назар меояд. Аз ин ҷо тасвири диалектикии инсону таърих хеле қавӣ гардид: таърих, замон, шароити иҷтимоӣ ба шахс, ба зиндагии ӯ, ба хатти ҳаракату кӯшиши вай таъсири асосӣ доранд ва дар айни замон таърих чун натиҷаи муносибату муомила, муборизаву талош ва амалиёти гурӯҳҳои иҷтимоӣ, шахсони алоҳида ва типҳои иҷтимоию психологӣ зоҳир

[1] Ленинской мыслю сверяя. // Вопросы литературы, 1974, №, 1, с. 63-64.

мешавад. Ҳунари нависанда ҳам дар нишон додани ҳамин ҳамбастагии қавии шахсу таърих зоҳир шудааст. Аввалин сифати қаҳрамонҳои ин румонҳои таърихии инқилобӣ аз ҷиҳати маънавӣ фаъол будани онҳост.

Тасвири Ҷалол Икромӣ аз он гувоҳӣ медиҳад, ки дар охирҳои асри XIX ва, хусусан, ибтидои асри XX дар Бухоро низ фикри тадқиқӣ дар масъалаҳои зиндагӣ пурқувват гардида будааст. Пас аз инқилоби якуми рус зиддиятҳои синфию маънавӣ торафт шиддат ёфта, ба тамоми табақаҳои ҷамъиятӣ таъсир расонид ва ин ҳаракату ҷунбиши мардум дар вазъияти муборизаи инқилобӣ ва шиддати низоъҳои синфӣ ба мубориза омода буданро талаб мекард. Ҷалол Икромӣ ҳам қаҳрамонҳои мусбат ва ҳам образҳои манфиро дар айни амалиёт ва ҷидду ҷаҳде баҳри ҳимояи манфиатҳои синфиву маънавии худ тасвир кардааст.

**2**

Сифатҳои маънавии халқ, фаъолиятмандии иҷтимоии ӯ, фикри адолатхоҳи вай дар симои Дилором-каниз хеле хуб таҷассум ёфтаанд. Ин фаъолиятмандӣ на ба он маъност, ки нависанда Дилором-канизаро гӯё дар муборизаи инқилобӣ нишон дода бошад, не, балки Дилором ба он маъно фоъол аст, ки хизматгору каниз будани худро дарк карда, дар ҳимояи иззати нафси худ, нигоҳ доштани одамияти баланди худ истодагарӣ карда тавонист. Вай маҳз ба туфайли хизмату меҳнаташ соҳиби обрӯю эътибор гардидааст, қадру қимати инсонии худро лаҳзае аз даст нadодааст. Хонанда аз ҳар як сухан ва ҳар фикру амали Дилором таҷрибаи халқ, маънавияти ӯро дарк мекунад, пай мебарад, ки ӯ дар замони мазлумият низ дили қавӣ ва адолатхоҳ дошт, ҳамон замон низ шарафи худро ҳимоя кардааст, дар паноҳи инсонияти асил будааст.

Маҳз ҳифзи инсонияту одамгарии баланд шакли муҳими муборизаи маънавӣ буд, ки дар байни халқ ҳамеша вуҷуд дошт ва ӯро сарбаланд нигоҳ медошт. Нависанда ба ин маънӣ тавонистааст, ки яке аз сарманшаҳои ташаккули фикри адолатҷӯи халқро ҷустуҷӯ намояд. Ҳақиқатан ҳам қаҳрамонҳои асосии румон: Фирӯза, Ҳайдарқул, Асо дар мактаби ӯ таълим дидаанд, баҳри ҳимояи шарафи худ аз ӯ «дуои хайр» гирифтаанд.

Ҷалол Икромӣ дар симои Дилором-каниз решаҳои ахлоқӣ ва маънавию таърихии фикри инқилобии халқ, хеле амиқ будани адовати онро хуб нишон дода, дар шаклҳои хеле нозук вуҷуд доштани низоъҳои иҷтимоиро таъкид намудааст. Дилором-канизи далеру Аҳмадҷони ҳалим ҳамеша дар мубориза буданд, талоши ахлоқӣ доштанд ва ҳамин як шакли мубориза ахлоқӣ, дар айни замон асос ва омили муҳими ташаккули муборизони бошуур гардидааст. Мо дарк мекунем, ки ҳарчанд онҳоро замона аз ҳайси иҷтимоӣ мазлум доштаву ба марг бурд, лекин онҳо сарбаланд мурданд. Аз ин ҷо нияти бадеии Ҷалол Икромӣ то «Одина»-и Садриддин Айнӣ ба куллӣ фарқ дорад ва ин ду тарзи шарҳи масъларо аз як назар баҳо додан нашояд. Принсипи таърихияти тадқиқи таърихи адабиёт риояи ин дастурро тақозо менамояд.

Симои бузургворонаи Дилором-каниз, пеш аз ҳама, аз бузургии маънавӣ ва ахлоқии ӯ сар задаст, ки аз сарчашмаҳои миллӣ сарчашма мегирад. Зиндагии Дилором дар роҳи талошу кӯшиши ба тақдир тан надодан ва шарафи инсониии худро ҳифз кардан сарф шудааст. Ӯ ҳеҷ гоҳ аз меҳнат рӯй натофтааст (1, 75)[1]. Кордонӣ ва заҳматкашии вай баръакс боиси эҳтироми ӯ шудаанд. Рӯҳи саркаш, ахлоқи пок дар дасти вай ба сони шамшери бурроe буданд. Аз ҷумла, Дилором қадру қимати инсонро ба таври зер шарҳ медиҳад: «Ман аз нодорамӣ ва бенавоии худ ҳеҷ шикоят намекунам. Нимтаи нон-роҳати ҷон гуфтаанд. Ба ман аз давлат дида, одамият қиматтар аст. Давлат имрӯз ҳаст, пагоҳ нест. Аммо одамият завол надорад. Ҳар чизро фурӯш, вале одамиятро нигоҳ дор. Баномус бош ва шармандаи ҳарду олам нашав» (1, 80).

Аз ин ҷост, ки бо вуҷуди мазлума ва бенаво будан чорасози бекасону (Асо) бечорагон (Ғуломалии адрасбоф), ҳоҷатбарору баномус, саркашу муқтадир аст. Аз ӯ ҳама - оқсаққолу сӯфӣ, бою миршаб ибо доранд, дар назди ақлу фаросат ва кордононии ӯ гардан фурӯ оварда буданд.

Хусусан дар мубоҳисаҳои Дилором-каниз бо оқсаққолу сӯфӣ (1, 132) ва Мағфират (1, 146-147), дар ҷавобҳои тезу тунди вай, тамаллуқкории оқсаққолу тундии Мағфират як дунё маънии иҷтимоӣ,

---

[1] *Ҷ. Икромӣ.* Асарҳои мунтахаб, иборат аз 4 ҷилд, ҷ. 1 – «Духтари оташ», ҷ. 11 – «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро». – Душ.: Ирфон, 1968, 1969. Минбаъд дар матн рақами римӣ ҷилд ва рақами арабӣ саҳифаи асарҳои мазкурро мефаҳмонад.

зиддияти синфӣ ва набарди маънавӣ ниҳон аст. Аз онҳо рӯҳи саркашу озодихоҳи халқ ва кинаву адовати вай ба синфи ҳоким ба тариқи барҷаста садо медиҳад.

Баробари ин Дилором-каниз бо дили пурҳасрат аз олам мегузарад. Р. Амонов дуруст мегӯяд, ки «бо ин одами бузургдил видоъ кардан басо мушкил аст. Кас мехоҳад, ки ӯ боз коре кунад, сухане гӯяд, бадкирдореро танбеҳ дода монад, бечорагонро чорае ҷӯяд, мушкили касеро осон кунад… Образи барҷаста ва мукаммали бадеӣ ҳамеша ҳамин хел орзуе дар қабли хонанда ба вуҷуд меоварад»[1].

Дилором-каниз чун шахси нотакрор ифодаи занони тавоно ва дар айни замон таҷассуми заковати халқи меҳнатӣ мебошад, тавассути дороии маънавиаш заминаҳои бақои ҳамешагии вайро таҷассум кардааст.

Таҷрибаи Икромӣ дар офаридани образи Ҳайдарқул низ ҷолиби диққат аст. Метавон гуфт, ки тавассути ин образ ба адабиёти тоҷик симои коммунисти мутафаккир дохал гардид, нахустин бор таърихи ташаккули роҳбари инқилоб бо тафсилу тадқиқ амиқ анҷом ёфт. Ҳайдарқул аз ниқорҷӯи якка то ба тағйиргари инқилобии замон роҳи калони мубориза ва таҷрибаи ҳаётиро паймудааст. Таърихи ташаккули ин сифатҳои вай асосан боэътимод тасвир шудааст. Худи Ҳайдарқул низ дар асл як марди дар ақидаи худ устувор, баномус аст ва барои фарзанди худ ба интиқом хеста, дар ин роҳ аз мактаби Дилором-каниз одамгарӣ, адолат омӯхт. Икромӣ қисмати шахсии вайро то охири умр фоҷиавӣ тасвир мекунад. Хушбахтии шахсиву ҷамъиятии Ҳайдарқул тавъам аст ва намунаи як шахсияти ҷонфидо баҳри беҳ намудани ҳаёти халқ мебошад.

Инкишофи фикрии Ҳайдарқул аз интиқомҷӯии халқӣ, ки асрҳои зиёде дар байни мардуми мо табақаи ба худ хоси айёронро ба вуҷуд оварда, дар охири асри XIX боиси пайдоиши образи Шукурбек дар адабиёт гардида буд, хеле пеш рафтааст. Муборизаи Ҳайдарқул ва образи ӯро давоми мантиқии он муборизаи халқӣ ва образи Шукурбек аз «Наводир-ул-вақоеъ»-и Аҳмади Дониш ё «Ёддоштҳо»-и Садриддин Айнӣ ҳисобидан маънои танҳо идомакории одиро надорад. Икромӣ дар образи Ҳайдарқул ҳамеша дар муқобилат ва

[1] *Р. Амонов*. Сухани нав дар бораи Бухоро. – Эҷодиёти бадеӣ, халқ ва замон. – Душанбе: Ирфон, 1970, саҳ. 118.

ҳимояи иззати нафси худ будани мардуми меҳнатиро таъкид кардааст ва ин омодагӣ намояндагони халқро дар мавриди зарура барои бархостан ба муборизаи дастҷамъона омода нигоҳ медоштааст. Яке аз асосҳои айнии (обективии) ғалабаи инқилоб, ба ақидаи Ҷалол Икромӣ, дар Бухорои феодалӣ низ ҳамин аст. Ба ин маънӣ нависанда талқин мекунад, ки инқилоб бо ёрии бародаронаи пролетариати рус дар заминаи ба куллӣ маҳаллӣ ба вуҷуд омад. Ин фикри нависанда, шояд имрӯз таҷдиди назар шавад ва дар кори амалӣ шудани инқилоб назарро фарохтару солимтар намудан лозим бошад. Аммо ин ҳам ҳақиқат аст, ки дар таърих Инқилоби Бухоро ба амал омад ва дар он қиршҳои гуногуни мардуми маҳаллӣ низ иштироки фаъолона доштаанд.

Ҳайдарқул барои бисёре аз персонажҳои асар намунаи мардӣ, ҷасорату шахси ғамхор буда, чун раҳнамо ва рамзи сарсупурдаи инқилоб ба онҳо таъсири муайяне расонидааст. Ин ҳама дар натиҷаи мушфиқию дилёбии ӯ муяссар гардидааст, ки ба образи вай ҷозибаи аҷибе эҳдо менамояд. Дар охирин румони сегонаи «Тахти вожгун»[1] низ Ҳайдарқул бо фаъолияти сиёсӣ ва фикру зикри иҷтимоияш ба тасвир омадааст. Икромӣ бо образи Ҳайдарқул дар офаридани симои инсони ба роҳи ҳизб даромада, ки ба кунҳи вазъияти замон меравад, онро дар иёри тафаккури худ месанҷад ва аз дилу ҷон дар роҳи амалӣ гардидани он бо қатъият қадам мегузорад, саҳми муҳиме гузошт.

Равшании назар, оқилӣ ва оқибатбинии Ҳайдарқул аз садоқати ӯ ба кори инқилоб ба хубӣ намоён аст. Ҳатто марг бовари вайро ба оянда, ба шукуфти кишвар ва орзуҳояш аз байн бурда натавонист. Дар охирин лаҳзаҳои ҳаёт низ ӯ сарвари доно, ғамхор ва мавридшинос аст. Ин ҳама мазмуни иҷтимоӣ ва қувваи эмотсионалии образро тақвият бахшидааст.

Ҷалол Икромӣ дар тасвири образи Ҳайдарқул ба баъзе норасоиҳо низ роҳ додааст. Гоҳо ӯро як андоза аз зоҳир тасвир менамояд, тағйири фикру ақидаҳои инқилобии Ҳайдарқул бо таъсири болшевикон таҳлили ҳамаҷиҳата нашудааст ва аз ин рӯ боварбахш намебошад. Фаъолияти ӯ дар баъзе мавридҳо, хусусан дар урдугоҳи Асад-махсум танҳо нақл гардидааст бас. Инҳо аз он ҷо сар заданд, ки

[1] *Ҷ. Икромӣ.* Тахти вожгун. – Душанбе: Ирфон, 1974. Минбаъд номи ин румон ихтисоран «ТВ» ишора шуда, саҳифаҳои он дар матн зикр мешавад.

гоҳ-гоҳ тадқиқу таҳқиқ якмаром нест, нависанда онро то ба охир риоя намекунад.

Ба ҳар ойин, ҷустуҷӯи Ҷалол Икромӣ дар офаридани образи сарвари миллии инқилоб асосан дар масири дуруст қарор доштааст. Ҳайдарқул ба бисёр коммунистоне, ки дар адабиёти шӯравии солҳои 60-70 ба вуҷуд омаданд, аз ҷиҳати қисмат ва қимати бадеӣ шабоҳат дорад. Дар тасвири бадеӣ ва дастурҳои ахлоқию маънавии байни Ҳайдарқул ва Танабои Чингиз Айтматов андаке умумият мушоҳида мешавад. Байни қисмати Ҳайдарқул ба Еламану Келини румони «Хун ва араќи ҷабин»-и А. Нурпеисов, Акимови «Сибирь»-и Г. Марков, Сафармурод аз «Бародарон»-и Б. Сайтоқов монандиҳо ба мушоҳида мерасад. Хато намешавад, агар гӯем, ки байни образи Ҳайдарқул ва Носир Аббос аз «Палатаи кунҷакӣ»-и Фазлиддин Муҳаммадиев як робитаву пайвастагии ботиние вуҷуд дорад. Ба гуфти Атахон Сайфуллоев дар ин образҳо анъанаи консепсияи инсони фаъол, инқилобиюне монанди Павел Власовро, ки М. Горький тасвир карда буд, идома ёфтааст[1].

Муҳимтарин хусусияти образҳои болоӣ дар он аст, ки дар онҳо чеҳраи коммунист бештар табиӣ мавриди тадқиқ қарор гирифтааст. Бар хилофи баъзе тасвирҳои бапардоз, ки дар адабиёт бар асари тарғиби тасвири баороиши ҳаёти шӯравӣ роҳ ёфта буд (чунончи, дар к. 11 «Шодӣ»-и Ҷалол Икромӣ), дар симои коммунист сифатҳои шахси носеҳ ва чорҷии фикрҳои муайян кам шуда, тасвири ҷиддии шахсияти ӯ оғоз ёфт. Аз ҷумла, Ҳайдарқули Икромӣ дар ҷараёни ташаккул, амалиёт, хулосаву натиҷаҳои амаливу конкрет, бо фикру зикри иҷтимоиву шахсӣ нишон дода шудааст. Ҳайдарқул, пеш аз ҳама, аз нуқтаи назари инсонӣ ба одамон ва ҳодисот баҳо дода тавонистааст ва ҳаққонияти кори ӯ аз ҳамин ҷо буда, фаъолиятмандии маънавии вай низ дар ҳамин зоҳир мешавад.

**3**

Диққат додан ба олами фикру ҳис ва сифатҳои инсонии шахс боиси амиқ таҳлил гардидани маънавиёти характерҳо гардид. Дар тасвири Ҷалол Икромӣ шахс аксаран аз чанд ҷиҳат ба тасвир меояд. Ҳарчанд Икромӣ ба барҷастатасвирӣ майл дорад ва ин аз услуби

---

[1] *А. Сайфуллоев*. Промлемы взаимодействий литератур. – Душанбе: Дониш, 1976, с. 26.

румонтикии вай сар мезанад, образҳое, ки ӯ офаридааст, зиндаву табиӣ мебошанд. Образҳои Дилором-канизу Ҳайдарқул маҳз бо ҷозибаи инсониашон ин қадар ҳаётӣ ва самимӣ баромадаанд. Икромӣ таҳлили шахсияти одамонро амиқ бурда, дар натиҷа характерҳои гуногунҷиҳат ва мураккаб офарид, ки ба воситаи онҳо тасаввуроти мо дар бораи образи мусбат ва манфӣ чун типи (навъи) сафеду сиёҳ то андозае тағъир ёфт. Ин амали нависанда дар замони шӯравӣ чи дар тасвири инсон ва чи дар амиқбурди усули воқеъгароӣ бисёр муҳим буд. Дар ин образҳо мураккабии давру замони таърихӣ хеле воқеӣ зуҳур кардааст. Намунаи барҷастаи характери мураккаб Муҳаррами Ғарч ба шумор меояд. Муҳаррам шахси таърихӣ буда, бо ҳамин ном шӯҳрат доштааст. Мисли образҳои дигари Икромӣ ӯ низ типии муайяни психологӣ буда, дар вай низ ҳамеша як тавоноӣ ва ҷасорати камназири инсонӣ намоён аст, дар айни замон ӯ барои нависанда меҳвари равоние (психологие) мебошад, ки бисъёр низоъҳои ахлоқиву маънавӣ бо ӯ алоқаманд шудаанд. Дар ин бора худи нависанда навиштааст: «Вай (Муҳаррами Ғарч - А. Н.) бо хислатҳои аҷоиби худ, зиддиятҳои характери худ ба рафти воқеаҳои румон ранги баланд дод, вай ба қаҳрамонҳои мусбати ман ёрӣ расонид ва чигилҳои бисёреро кушода дод».[1]

Характеристика (тавсиф) ва портрети (чеҳраи) Муҳаррами Ғарч дар румони «Духтари оташ» (қисми авали румонҳои сегона), ки нависанда хеле муфассал бо зикри ҷузъиёти мухталиф додаст, худ аз мураккабии образ гувоҳӣ медиҳанд: «Вай зане буд қадбаланд, чаҳорпаҳлӯ, бо ваҷоҳати зебо, вале дағалтар, ситорагарм, вале серҷаҳлнамо, бо овози ғафси мардона, сергап ва шӯх. Тақрибан ҳамеша дар пояш мӯзаи хироми ғарчнок мепӯшид, ки лақаби Ғарч ҳам аз ҳамин омада буд. Аз ваҷоҳат ва симои ӯ намуда меистад, ки дар вақташ ҳусне дошта, вале ҳоло ба ҳамлаи лашкари пирӣ дучор гаштааст: таровати ҷавонӣ рафта бошад ҳам, ситораи гарм боқӣ мондааст. Маълум буд, ки ин зан гармию сардии замонро чашида, одаму ноодами бисёреро дида, бисёр корҳо, воқеаҳо ва ҳодисаҳоро аз сар гузаронидааст. Вай чилим кашида истода, ҳамаи занҳои ба ҳаммом меомадагӣ ва аз ҳаммом мерафтагиро зери чашм мекард… Ба

---

[1] *Ҷ. Икромӣ*. Занони маҳбуб ва бо меҳр парвардаи ман // ЗанониТоҷикистон, 1974, № 8, саҳ. 4; Дар бораи таҳлили образҳои занони румони сегона ниг.: - *А. Набиев.* Эҷоди бадеӣ, инсон ва замон. – Душ.: Ирфон, 1983, саҳ. 45-50.

Муҳаррами Ғарч на ин ки занҳои ба ҳаммом меомадагӣ, балки як қисми мардон ҳам эҳтиёҷ доштанд ва ӯ корҳои аҷиброро низ дар беруни ҳаммом идора мекард... Миршаб, аълам, муфтӣ, ҳатто қозикалон ҳам ба вай эҳтиёҷ пайдо карда, поси хотирашро медоштаанд...

Муҳаррами Ғарч бо вуҷуди ҳамаи кирдорҳои ношоистаи худ рафтори мардона, далерона ва бебокона дошт. Аз касе наметарсид, хушомад намезад ва ҳариси молу чиз набуд. Ба вай душманӣ кардан кори ҳар кас набуд, зеро ки бадкин ва қасосгир буд...» (1, 253-254).

Нависанда дар характеристикаи мазкур ба хонанда зани пурзиддиятро шиносо намуда, баъд ин мураккабии хислатро бо амалиёту кор ва рафтори ӯ кушода медиҳад. Маълум ки вазифаи нависанда ва нияти бадеии ӯ дар тасвири образи Муҳаррами Ғарч хеле ҷиддӣ ва мушкил аст. Ин ҷо метавонист андак ҷузъиёте, ки беэҳтиёт кор фармуда шудааст, мураккабии характерро аз байн барад. Аз ин рӯ нависанда, ҳарчанд ки ба вай ин зан хеле маъқул аст, кӯшиш кардааст, ки «ӯро бетарафона, чӣ тавре ки вай буд», тасвир намояд. Ҷозибаву диққатангезии характери Муҳаррами Ғарч дар ҳамин зиддияти ӯ, хусусан дар тавоноии шахси ӯ зоҳир мешавад.

Дар тасвири вай сифатҳои неку бад баробар омадаанд. Инак, ӯ дар ҳаммом умедвори даромади ба назар намоён аст. Дар назди миршаб худро озод ҳис мекунад, ба қитиқи вай мерасад, дар мавридҳои нозук дурандешӣ карда, «барои ҷаноби олӣ ҳар фармони шуморо (Миршабро - А. Н.) бо ҷону дил ба ҷо меорам» (1, 262), мегӯяд ва дар духтарёбӣ ёрӣ мерасонад, аммо ба ин кор бетараф ҳам нест. Муҳаррами Ғарч бо урдаи амир сарукор дорад, аммо ака-Махдум барин «ҳақгӯю рамузфаҳмҳо» ба воситаи вай аз миршаб қасос мегиранд. Вай ба мактабу кори «инқилобии» баъзе рӯшанфикрон (ҷадидон) ёрӣ мерасонад, дар айни замон ҳамнишинӣ Мағфирату Мушаррафа барин занони аз ҷиҳати маишӣ вайрон аст. Муҳаррами Ғарч бо вуҷуди кирдори ношоиста, зани қадршинос аст.

Инак, Муҳаррами Ғарч дар қабулҳои миршаб, ӯ пай бурдааст, ки «миршаб ба чӣ кори мушкиле дар мондааст ва ҳоло бе ёрии вай рӯзаш сиёҳ мешавад» (1, 260). Бинобар ин, Муҳаррами Ғарч ин марди разилро ӯҳдабароёна бозӣ доронда, ба саволҳои гуногуни худ барои ошкор шудани ҳамаи қабоҳати вай кӯшиш мекунад ва аз ин лаззат мегирад. Манзараи зер Муҳаррамро чун зани ба қадри некӣ расанда ва боэътиқод равшан мекунад: ба Камолиддин-махдум, ки аз вай ёрӣ талабида буд, гуфт: «... ба корҳои шумо ёрӣ додан, балки ба шумо

мисли каниз хизмат кардан вазифаи ман аст. Ман мӯямро ҷорӯб карда хонаю ҳавлии шуморо рӯбам, боз кам аст…» (1, 442).

Барои он ки чигунагии характери Муҳаррами Ғарч боз ҳам равшан шавад, боз ду лаҳзаро ёдовар шудан мумкин аст: вай тарафи Мағфират (оими ғафабанд)-ро гирифта, Фирӯзаро дуои бад кардааст (1, 492), дар айни замон ба Фирӯза аз Асо бохабар шуданро таъкид карда, аз қасди Замонбек, ки ҷаддидонро дастгир кардани буд (1, 511), хабар додааст.

Умуман Муҳаррами Ғарч баробари дарҳам-барҳамии фикру зикр ва ақидаву ахлоқ, баробари номафҳумиву ҳархелагӣ ва «худношиносиаш» аз дасти мансабдори амир Олим - Замонбек бо айби «ба давлат хиёнат карда истодааст» умри худро ба охир расонид.

Дар тасвири образи Муҳаррами Ғарч андеша ва баёни батафсили фикру зикр хеле кам аст, вале таҳлил ҳамаҷиҳата мебошад. Таҳлили равонии (психологии) ин характер асосан аз зоҳир ба воситаи характеристикаи муаллиф, портрет, амалиёту гуфтори худи ӯ, умуман бо усули тасвиркорӣ сурат гирифтааст. Ба фикри мо, ин усули тасвир аз ҷиҳати бадеӣ асоснок аст. Сабаби ин дар баҳои объективии нависанда ба ин образи мураккаб ва асоси он дар ҳархелагиву худношиносии худи характер, балки ноаниқии мақсадҳои вай аст, ки ҳамеша дар муносибатҳои мухолиф афтодаву амал намудааст. Бинобар ин гуфтан лозим аст, ки Икромӣ олами пуриқтидори Муҳаррами Ғарч, психологияи вай, раду бадал шуданҳои ботинии ӯро боэътимод тасвир карда, характери гуногунҷиҳат ва мураккабе офаридааст, дар зоҳир кардани табиати зиддиятноки инсон маҳорати зиёде ба харҷ дода, ба ин васила мураккабиву зиддиятҳои замони феодалӣ, оғози зиндагии нав, вале ҳанӯз номуайян будани пешорӯи онро хеле хуб ифода намуда тавонистааст.

Вобаста ба баррасии характери Муҳаррами Ғарч як нуқтаи муҳими назариро қайд кардан лозим аст. Характери мазкур як андоза барои ислоҳи он ақидаи маҳдуде, ки гӯё персонажи асари бадеӣ танҳо мусбат ва ё манфӣ бояд бошад, замина ба вуҷуд овард. Ба фикри банда, мукаммалии тасвири образи мусбат ва манфиро таъкидкунон, мо оид ба офаридани образҳои пурзиддияте, ки мураккабиву зиддияти зиндагиро дар худ ифода мекунанд, на танҳо дар мавзӯъҳои таърихӣ, инчунин дар тасвири воқеияти имруза низ бояд сухан ба миён оварем. Аз олимони намоёни украин Л. Новиченко барҳақ гуфта буд: «Худ ба худ маълум аст: талаб кардани ин, ки ба таври схемавӣ

персонажҳои бадеӣ ва ҳатто ҳамаи одамони воқеияти реалиро ба шахсони «мусбат» ва «манфӣ» ҷудо кардан лозим аст, кори эҷодкорро дар ҳалли вазифаи марказии вай - офаридани типҳои пешрави ҳақиқӣ ва амиқи психологӣ хеле душвор мегарданд».[1] Ин масъалаи муҳими усулӣ (методологӣ) буда, бояд мавриди баҳси ҷудогона қарор гардад.

Аммо комёбии Ҷалол Икромиро алҳол дар ин бобат таъкид кардан зарур мебошад. Вай аввалин шуда ба тасвири образҳои манфӣ таҳлилро дохил намуд (Мухтор дар «Ман гунаҳгорам»), ранги ғайри сиёҳро низ ба кор гирифт, дар асоси характери онҳо шарҳу таҳлил ва асоснокии психологиро гузошт. Ин таҳлили амиқи нависанда боиси назари ҷиддитаре ба образҳои манфӣ гардид. Чунончи дар адабиётшиносӣ қайд шуда буд, дар тасвири Остонақули қушбегӣ тадқиқи ҷиддӣ ва Абдураҳмонбеки миршаб таҳлили психологӣ ба истифода рафтааст. Мабдаи таҳлилӣ ва шарҳу басти психологӣ дар образҳои Мағфират (Оими ғафабанд), Асад–махсум ва Низомиддин низ дар бисёр мавридҳо хеле пурқуват ва боэътимод аст.

Ҷанбаи таҳлилии образҳои Асад-махсум ва Низомиддин барои ифодаи бисёр масъалаҳои идеявию сиёсӣ ва кушодани моҳияти ахлоқии онҳо сабаб гардидааст. Ин ду образ аз душманони қавӣ ва хавфнок мебошанд. Ҷалол Икромӣ, аз як тараф, тавоноиву айёрӣ ва, аз тарафи дигар, беасосиву бесуботии характер ва бӯҳрони маънавии ин ду шахсро муфассалан мавриди тасвир қарор медиҳад. Инкишофи равонӣ (психологӣ) ва маънавию ахлоқии онҳо ба суи пастравӣ ҳаракат дорад ва мазмуну моҳияти замони мураккаб ва бархурди қувваҳои бузургу хавфнокро бори дигар таъкид менамояд.

Сужети тезу тунд ва бошиддати ду румони охир низ як дараҷа ба хислату характери моҷароҷӯёнаи (авантюристии) Асад-махсум алоқаманд мебошанд.

Асад-махсум аз ҳамон ҷадидонест, ки пеш аз инқилоб барои амалӣ гардонидани мақсадҳои «таҷдидгаронаи»-и худ кӯшиш карда буданд, вале ин бо сабабҳои маълум ба онҳо муяссар нашуд. Ӯ дар орзую нияти амалӣ кардани ниятҳои шахсӣ буд ва ба кори инқилоб низ барои баробар кардани ҳисоби шахсӣ дохил шуда буд. Баъд ин худраъйии вай хеле зиёд шуд ва ӯ ба яке аз душманони қаттолу хавфноки инқилоб табдил ёфт.

---

[1] *Л. Новиченко*. Критика в движении // Вопросы литературы, 1974, № 4, с. 31.

Дар характери Асад-махсум осори тавоноии инсон ва қувваи азими шахсӣ мушоҳида мешавад. Наими талх, яке аз иштирокдорони румони сегона, ба хотир овардааст, ки «махсум дасткушод, тундмиҷоз ва бадандеш буд. Аз ҳеҷ кас наметарсид, аз ҳеҷ кас ибо намекард, шартакигӯй, бебок ва худраъй буд» (11, 15).

Дар ботини Асад ҳамеша ду қувва - шайтону раҳмон дар мубориза будаанд, вале ҳамеша дар ӯ нияти бад, дили сиёҳ боло гирифтааст. Вай бо як ҷӯшу хурӯш ва самимят дар бораи Ватан, ёди он сухан рондааст. Аммо мафҳуми ватани ӯ хеле кӯчак, маънои хешу табор, ёру дӯстро дораду бас. Қасоси ӯ (муқоиса кунед бо қасоси Ҳайдарқул) низ аз ҳамин тангназарист, муборизааш як шакли зуҳури шайтанати вай буда, ғайриинсонӣ мебошад: «Қасос мегирам, хун мехӯрам, ҷон меситонам» (11, 45) гуфтааст ӯ.

Чунон ки мебинем, нависанда ба тасвири хислату нияти Асад диққати асосӣ медиҳад ва кӯшиш мекунад, ки моҳияти амалиёти вай ё хавфи он чун қувваи аксулинқилобӣ ҳар чӣ барҷастатар таҷассум шавад. Нависанда ин ҳамаро боэътимод тасвир мекунад, ки қувваи бадиро хеле ба хубӣ тасаввур кардан мумкин аст.

Бинобари ҳамаи ин дар тасвири образи Асад риояи таҳлили боэътимоди психологии характер то ба охир мушоҳида намешавад. Нависанда ӯро аз ҳад зиёд ошкор тасвир менамояд, бисёр ба сухан даровардааст, дар натиҷа бовар ба тавоноии худ, ки ба Асад асосан хос аст, ба лофу газоф табдил ёфта, зиддияту мураккабии характерро халалдор кардааст. Шояд ин ҷо усули наворгирӣ, ки қисми дувуми румони сегона аввалан барои кино навишта шуда буд, сабаб шуда бошад. Ба фикри банда, таркиби суханронии Асад усули гуфтори саҳнавиро (ҳатто баъзе ҳунармандонро) ба хотир меорад.

Дар румони «Тахти вожгун» ин камбудӣ як дараҷа ислоҳ шудааст. Ин ҷо нияти нависанда асосан ба тасвир гирифтани бӯҳрони руҳии ҷадидон, хусусан Асад–махсум аст. Тасвири ин образ аз ифшогарии одӣ ба сӯи таҳлили боварибахш рафтааст. Вазъи Асади дар ноилоҷӣ монда, зиндагӣ ва фикру зикри вай аз якчанд ҷиҳат ба воситаи ба тасвир гирифтани кору бор ва зоҳир кардани ҳолати руҳияш, муносибати вай ба одамон, мулоҳизаҳои Низомиддин нисбат ба ӯ равшан мешавад.

Низомиддин бар хилофи Асад-махсум шахси мавқеъшинос аст. Нависанда ӯро дар зиддияти зоҳириву ботин ҳамаҷиҳата тасвир менамояд: «Низомиддин марди миёнқад, тану тӯшнок ва рӯкалону

кулӯтариш буд, ба рӯяш ҳамеша табассуми сохта ва чоплусона бозӣ карда меистод» (11, 276). Вай нозири дохилия буда, барои ба даст овардани мақсадҳои миллатчигии худ маврид мепояд ва, аз ҷумла, аз Асад истифода карданист.

Ҷалол Икромӣ симои Низомиддинро бо шарҳу басти батафсили психологӣ (хусусан дар румони «Тахти вожгун») тасвир намудааст.

Ӯ Низомиддинро дар амалиёти зидди инқилоб, дар ҳаёти маишӣ ва бо фикру зикри шахсияш нишон дода, маккорӣ, мавқеъшиносӣ, эҳтиёткорӣ, илҳомбахшу сарманшаи дасисаҳои зидди инқилоб ва умуман душмани хавфнок будани ӯ, аз як тараф ва фосиқию разилӣ, вайронии ахлоқ, тарсуию пасттинатии ӯро, аз тарафи дигар, ба тааннӣ тасвир кардааст. Низомиддин нияту орзуҳои калон дорад, ягона мақсади вай «ба дасти худ гирифтани ҳукумати Бухоро барои сохтани ҷумҳурияти миллӣ ва мустақил барои тантанаи ғояи олӣ - иттиҳоди миллии турк ва ислом» мебошад. Вай марди ҷаррор набошад ҳам, айёру маккор аст. Фалсафаи ӯ ба ҳам барангехтани мардум, «ду хасмро ба ҳам ҷанг андохта, аз байн луқмаи равғанин» рабудан мебошад.

Симои манфур ва вайронии ахлоқи Низомиддин, ки дар муносибат ба оилаи Бақоҷон ва сарнавишти талхе, ки ба сари духтари вай Ҳалима овардааст, боз ҳам бештар кушода мешавад, паҳлуҳои дигари ин характер - фосиқиву разилӣ, булҳавасӣ ва касодии маънавии ӯ зоҳир мешавад.

Вале Низомиддин бо ин ҳама ҳунармандӣ ва маккорӣ одами тарсу, буздилу бесубот аст. Дар дақиқаҳои пурҳарос, дар дақиқаҳое, ки сирру асрораш ба ошкор шудан наздик аст, дар вазъияти танг симои аслии ӯ, пастию разилӣ ва тарсуии вай намоён мешавад.

Нависанда инкишофи образи Низомиддин, фанои ҷисмониву рӯҳонии ӯро бо эътимод тасвир мекунад. Азамату ҳақиқати интиқомхоҳона, адолати таърихие, ки ба шарафи он ба вуҷуд омад, мағлубнопазир буд, ин иқтидор ва қувваи таърихиро, ки ба орзуву омол ва ҷустуҷӯи халқ дар роҳи ҳақиқат ва озодӣ мувофиқат мекард, ҳеҷ як қувваи азим дошта натавонист. Баръакс ин ҳаракати таърих онҳоеро, ки дар роҳи пешгирии барқарор шудани адолат маккориву айёрӣ мекарданд ва онҳое, ки ба тавоноии шахсиашон такя намуда, пеши роҳи онро гирифтанӣ мешуданд, танг кард ва маҳв намуд. Дар

ҳамин зоҳир мешавад қувваи бадеии таҳлил дар румонҳои сегонаи Ҷалол Икромӣ.

**4**

Аз он чӣ гуфта шуд, маълум аст, ки таҳлили психологӣ (равоннигорӣ), пеш аз ҳама як усули муҳими дарку тасвири симои мукаммали шахс ва характерҳои гуногунҷиҳат будааст. Дар асарҳои солҳои 60 ва аввали 80, хусусан дар сегонаи «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» характерҳои яклухту барҷастаи бадеӣ бештар пайдо шудаанд. Ба воситаи онҳо моҳияти инсонӣ ва ҷамъиятии ҳодисоти иҷтимоӣ мукаммалтар ба тасвир омад, ба дунёи маънавии инсон назари амиқ андохта шуд. Ин мукаммалии тасвири образҳо дар он зоҳир мешавад, ки бовар, масъулиятшиносии шахсӣ ба вазифа ва кору мақоми ҷамъиятии шахс дар иртиботи қавӣ бо савияи маънавию ахлоқӣ ва хоҳиши дили ӯ, чун натиҷаи майлу хоҳиши ботинии вай ба тасвир омад. Икромӣ ин ҷо дар тасвири образҳои мукаммалу яклухт маҳорати калоне зоҳир намуд: ӯ на танҳо ба таҳлили ҷиҳатҳои рӯҳии характерҳо диққат додааст, балки зоҳир шудани онро дар зиндагӣ ва ҳодисоту воқеоти ҷамъиятӣ нишон дода, бо ҳамин тамомияти шахсияти онҳоро таъмин менамояд.

Симои Муҳаррами Ғарч бо он ҳама номуайянии марому маслак аз ҷиҳати психологӣ мукаммал аст, ҳар як гуфтору рафтори ӯ ва ҳатто марги ӯ натиҷаи зоҳир шудани характери мураккабу тавонои ӯст, гувоҳи он аст, ки замони феодалӣ шахсро ба вайрониву номуайянии маънавӣ мебурд, шахсони тавоноро нобуд месохт.

Мукаммалии образи Дилором-каниз дар инсонияти вай, одамияти баланди ӯ зоҳир мешавад. Нависанда нишон дода тавонистааст, ки Дилором дар зиндагии пурмашаққату сахти худ чӣ тавр ҳамин одамияти худро аз даст надода, онро ҳимоя кард («ҳар чизро фурӯш, вале одамиятро нигоҳ дор», 1. 80) ва бинобар ҳамин ҳам иззату обрӯ пайдо намуд. Дилором-каниз ғуломиву каниз буданашро медонад ва аз ин мавқеи иҷтимоӣ бо душманони худ то будани имкон муборизa бурдааст. Дар ин бобат оид ба яклухтиву комилияти чунин характерҳо Иоҳанес Бехер гуфтааст: «Низоъи (конфликти) бадеӣ на дар он зоҳир мешавад, ки ду инсони табиатан мухолиф байни худ зиддият пайдо мекунанд ва ё помешик ва деҳқони камбағал дар асоси гуногунии нуқтаи назарашон дар мавқеъҳои гуногун ва ба тарзҳои гуногун амал карда, байни ҳамдигар мубориза мебаранд. Ин ба маънои томи адабиаш ҳанӯз низоъ

(конфликт) нест… Низоъи (конфликти) ҳақиқии адабӣ он вақт сар мешавад, ки деҳқони ба доми фиреби помешик афтода ин фиребро дарк карда, кӯшиш мекунад, ки ба худ ояд ва аз нав мавқеи худро устувор намояд. Яъне деҳқони софдили камбағал монад».[1]

Аз таҳлили образи Дилором, ки дар боло аз назар гузаронидем ва ҳам аз гуфтаҳои И. Бехер маълум аст, ки характери комилу том аз тасвири умумӣ ва идеализатсияи образ ҳосил намешавад, балки дар натиҷаи таҳлили ҷараёни мураккабу асосноки равонӣ (психологӣ), софкории ахлоқ ва таҷассуми ҳақиқати дили инсон даст медиҳад. Бояд қайд кунем, ки имрӯз жарфои реализми насри тоҷикӣ низ дар амиқ шудани низои ботиниву ахлоқӣ ва таҳлили ҳамаҷонибаи шахсияти алоҳида бо мақсади зоҳир кардани характерҳои иқтидорманду мукаммали инсонӣ зоҳир шуда истодааст.

Характери мукаммал дар асари воқеъгароёна (реалистӣ), албатта, аз тарафи нависанда ба хонанда дар шакли тайёр пешкаш карда намешавад, балки дар натиҷаи инсоншиносии ҷиддӣ таҷассум меёбад. Мақсади Икромӣ аз қайди ҳама ҷиҳатҳову сифатҳои характер нишон додани ғанои ботинии инсон мебошад, вале одам, ки ҳамеша ифодагари мавқеу тамоюли муайяни ҳаётӣ мебошад, нависандаи ҳунарманд ба воситаи он метавонад ҷараёни инкишофи зиндагиро хеле амиқу рӯшан баён кунад. Дар образи Дилором-каниз, Ҳайдарқул, Саид-паҳлавон, Ҳамроҳхон тамомияту яклухтии характер, яъне камолоти инсонии онҳо, ба худ вазифаи муайяни ғоявӣ гирифта, боиси ба миён гузоштану рӯшан кардани масъалаи муайяни ҳаётӣ, балки таърихӣ гардидааст. Бинобар чунин мазиятҳо характерҳои комилу томи Икромӣ ҳамеша характерҳои проблемӣ мебошанд.

Дар румонҳои сегонаи Икромӣ миқдори масъалҳо хеле зиёданд (бедории шуури иҷтимоии занон ва умуман халқи меҳнатӣ, ба мубориза бархостани он, ғалабаи инқилоб, дӯстии халқҳо ба муқобили душманони озодӣ, мактабу маориф ва ғ.). Вале проблемӣ будани насри солҳои шасту ҳафтод, хусусан румонҳои Икромиро бо ин маҳдуд кардан мумкин нест.

Диққат додан ба олами фикру ҳисси шахс, ба муҳимтарин масъалаҳои иҷтимоию сиёсӣ ва ахлоқӣ аз дили инсон ҷавоб ҷустан хосияти масъалагузории насрро низ сифатан такмил дод. Акнун худи мундариҷаву мазмуни характери бадеӣ, усули таҷассуми он ва сохтори (структураи) образӣ бадеӣ проблемавӣ гардид. Характери Дилором-

---

[1] *И. Бехер*. Любовь моя, поэзия. О литературе и искусстве. – М.: Худож. лит. 1965, с. 343.

каниз танҳо таҷассуми занони тавонову муқтадири пеш аз инқилоб нест, балки дар симои вай қувваю иқтидори ахлоқии инсон ва дунёи маънавии халқ ифода шудааст.

Икромӣ ба ин васила як масъалаи муҳими сиёсиву ҳаётиро ба миён гузоштааст. Образи Дилором чун таҷассуми сарманшаи фикри адолатхоҳи халқ ва рӯҳи озодихоҳи ӯ, ки аз заковати маънавии вай сар мезад, зоҳир мешавад.

Қайд кардан лозим аст, ки офаридани характерҳои проблемӣ ба табиати эҷодии Икромӣ ва диди эстетикии вай, ки аз поэтикаи румонтизм баҳраманд аст, низ мувофиқ мебошад, зеро тасвири характер[1], хусусан, характери проблемӣ хоси адабиёти румонтикӣ низ буд. Аксари образҳои «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дар як вақт ифодагари қувваҳои некӣ ва бадӣ, қувваҳои рӯшноӣ ва ё зулмот буда, сохти ғоявию банду басти (композитсионии) асар ба ҳамин асос бунёд ёфтааст. Дар асарҳои Низомӣ, Хусрави Деҳлавӣ, Ҷомӣ ва ғайра низ образҳову характерҳо ифодаи масъалаҳои муҳими ахлоқиву гуманистӣ будааст ва гумони ғолиб бар ин аст, ки эстетикаи адабиёти классикӣ ва диди бадеии мардум ба Икромӣ дар ин маврид таъсири муайян расонидааст.

Вале баробари монандиҳои ин ду шакли проблемагузорӣ дар байни адабиёти румонтикӣ ва реалистӣ, хусусан дар тарзу усули (принсипи) тасвири онҳо, фарқи куллӣ мавҷуд аст. Характерҳои румонтикӣ, пеш аз ҳама, танҳо масъалаву мақсади шоир ва идеали ӯро ифода кардаанд, аммо дар адабиёти реалистӣ, умуман, дар сегонаи Икромӣ хусусан, характерҳои проблемӣ аз тасвири мушаххасу амиқи равандҳо ва шароити зиндагии таърихӣ ва таҳлили равоншиносии фардияти инсони алоҳида, имконият ва тавоноии шахсияти вай чун фарди алоҳида сар мезанад. Дар натиҷа тасвири характери умумии халқ дар насри воқеъгарои тоҷикӣ боз ҳам мушаххастар шуда, характери ҷудогона баёнгар ва фарогири ягон тараф ва ё паҳлуи зиндагии мукаммалтари халқ гардид.

Характерҳои проблемӣ инчунин ба тасвиру таъкиди сифатҳои хосу барҷастаи инсонии онҳо низ вобастагӣ дорад. Ҷалол Икромӣ

---

[1] Яке аз тадқиқгарони таъриху назарияи реализм, марҳум Б. Сучков дар китоби пурарзиши «Исторические судьбы реализма» (М., 1967) гуфтааст, ки «санъати ғайриреалистӣ метавонад характерҳо офарад, вале ба он типиконидани характерҳо хос нест» (саҳ. 21). Ин нукта агар ҳангоми баҳс дар атрофи реализм дар адабиёти классикии мо ба ҳисоб гирифта шавад, аз манфиат холӣ нест, зеро мо бисёр маврид ин ду мафҳумро ба ҳам омехта мекунем.

бештар як гурӯҳи муайяни одамон - типҳои (навъҳои) психологиро мавриди тасвир қарор медиҳад (ва дурусттараш аз ҳаёт дарёфт мекунад). Ин тип (навъ) одамон ҳамеша ду ҷиҳатро дар худ фаро гирифтанд: аввалан, онҳо якбора бо характери ба худ хосу барҷастаашон ба хонанда манзур карда мешаванд ва, сониян, бо ҳамин худмахсусӣ дар рафти воқеаҳо дигар хусусиятҳои онҳо як - як, хубтар зоҳир мегардад. Аз ҷумла, образи Асад-махсум дар саҳифаҳои аввали румони дувум якбора пайдо шуда, бо ҳама тавоноиву моҷароҷӯӣ ва ҳавлангезиаш ба хотир нақш мебандад. Сипас, он сифатҳо паиҳам зоҳир шуда, ҳарчанд аз камбудӣ холӣ нест, тобишҳои нав пайдо мекунанд ва мо дар симои ӯ як душмани қаттол, шахси тавоно ва худраъйеро мебинем, ки дар ҳар маврид ва замон ба қувваи таҳлукаоваре табдил ёфтанаш мумкин аст. Ин аст, ки характерҳои манфӣ низ проблемӣ шуда метавонад. Ва ин масъалаест вобаста ба мураккабии мушкилаҳои ҳаёт, ки дар давре метавонад зуҳур намояд ва аз ҷониби нависанда амиқу вусъатнок дар образи инсони зинда ғунҷоиш дода тавонистани масъалаҳои муҳими зиндагӣ ва тамоюлҳои ҳаётӣ иртибот мегирад.

Аз он чи гуфта шуд, маълум аст, ки дар румонҳои сегонаи Ҷалол Икромӣ таҳлили равонӣ (психологӣ) ба сифати усули муҳими дарки шахси таърихӣ ва тасвири характери инсонӣ дар аксари мавридҳо бо маҳорат ва мақсаднок истифода шуда, боиси офаридани характерҳои гуногунҷиҳат, мураккабу мукаммал гардидааст. Тасвири муфассали фикру ҳисси характерҳо, тадқиқи ҳақиқати таърихӣ нигориши зиндагиро дар айни гардишҳои ҷиддиаш амиқ бурда, инчунин дар дарки бадеии шахс имкониятҳои бепоён доштани санъати инсоншиносиро собит намуд. Ҳаминро таъкид кардан лозим аст, ки тадқиқи психологӣ чун усули муҳими тасвири инсон ҷои характерро намегирад. Таҳлил, ҷузъиётбандии психологӣ аз ҷамъбасту барҷастатасвирӣ ҷудо нест, балки характерҳои типӣ ба тавассути назари таҳлилӣ ва ҳамаҷабҳа хеле табиӣ ва зинда мебарояд. Тадқиқи психологӣ имкон дод, ки характер на танҳо аз дидгоҳу шароиту муҳит, аз меъёри иҷтимоӣ, балки аз назари ҳолатҳо ва табиати инсон,бахусус ҷиҳатҳои миллӣ санҷидаву равшан шавад ва ба тасвир ояд. Бинобар он характерҳои румонҳои таърихии инқилобии Ҷалол Икромӣ ҳақиқати таърихиро мукаммалу амиқ ифода менамоянд. Аз ин ҷиҳат таҷрибаи Икромӣ дар сегонаи «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» барои нависандагони тоҷик, алалхусус ҷавоннависандагони таърихнигор ва умуман румони таърихии муосир мактаби муҳими омӯзиш мебошад.

## ВАСЛГАРИ ҚАРНҲО ВА НАСЛҲО

Муроҷиат ба воқеаву ҳодисаҳо ва рӯзгори ашхоси барӯманди асрҳои гузашта, нишонаи ҷустуҷӯҳои маънавии инсони имрӯза аст, ки хешро дар пайванди замону маконҳо дарк кардан мехоҳад. Аз ин ҷиҳат нуфуз ва мақоми таърих дар тафаккури шахс ва таваҷҷӯҳ ба он нишонаи худшиносӣ, рушду камоли маънавии ҷомеа ба шумор меояд.

Сотим Улуғзода аз адибони пешравест, ки дар адабиёти навини тоҷикӣ осори бисёри драмавӣ ва насрии таърихӣ таълиф кардааст, ки аслу нияти асосиашон ҳамоно дастури ибрати таърих ва дарси маънавӣ додан ба хонандагони худ будааст, то халқи худро бишнохта бошанд. Банда дар ин хусус, яъне бунёди пурқуввати маънавӣ доштани асарҳои устод ва ба иқтидори маънавии хосе бархурдор будани қаҳрамонони румон ва драмҳои вай пештар аз ин ҳам навишта будам. Аммо ин хасоис дар асарҳои муҳими таърихии эшон - румонҳои «Восеъ» ва «Фирдавсӣ» ба таври барҷаста зуҳур ёфта, дар асоси маводи тоза ва симои шахси эҷодкор ба тариқи равшан такмил ва тақвият дидааст. Бесабаб нест, ки пас аз азиятҳои зиёди беасосу ғаразкоронаи маънавии устод аз ҷониби доираҳои расмии ҳизбӣ, давлатӣ ва адабии айёми рукуд танҳо дар замони бозсозиҳо ва маҳз тавассути ин ду асар ба эшон соли 1987 Ҷоизаи давлатии ба номи Рӯдакӣ дода шуд...

Сотим Улуғзода ба таърих муносибати ҷиддӣ дорад. Балки танҳо аз унвони осори таърихии ӯ маълум аст, ки таваҷҷӯҳи устод Улуғзода ба таърих як мароми муайян ва хосеро доро мебошад. Устод ба таърихи пурифтихор - мубориза, саркашӣ, ғаюрӣ ва талоши мардуми тоҷик бар алайҳи зулму золимӣ, истеъмор, ҷонфидоиву қаҳрамониҳои вай барои озодии Ватан, раҳо шудан аз бандагӣ ва бардагӣ, талошу ҷонбозиҳо барои аз даст надодани ҳуввияти миллӣ ва этникии худ, аз як тараф, ва, аз тарафи дигар дар тасвири образи мардони майдони илму фарҳанг, шаҳомат, ҷасорат, корнома дониш ва рисолати таърихии онҳо дар рушду такомули маънавӣ, фарҳангӣ ва адабии мардуми худ, дар дороиафзоии намояндагони миллати тоҷик ба тамаддуни ҷаҳонӣ диққати бештар медиҳад. Барои ӯ таърихи миллат таърихи худшинохтагӣ, худмуҳифозат ва худфизоии маънавӣ аст, ки ин ҳама дар айни замон омилҳои муҳимми бақои таърихии миллати тоҷик ба шумор меояд.

Банда аз ин пештар ҳам навишта будам (ниг. ба китоби «Адабиёт ва нақди адабӣ» - Д.: Адиб, 1993), ки устод Улуғзода дар тасвири инсони аз ҷиҳати маънавӣ сиҳату иқтидорманд, инсони камолёфта, инсони соҳибмаслак, боэътиқод ва дастурҳои ахлоқиаш устувор (чи дар амал, чи дар зиндагии муқаррарӣ, чи дар фаъолияти ҷамъиятиву ҳимояи адолати иҷтимоӣ, чи инсонпарварӣ ва ватандӯстӣ) ва афроде, ки сарватҳои маънавӣ меофаранд, онҳое ки дар ба камол расидани ашхоси ба нангу ор ва номусдор саҳим ҳастанд, балки зиндагии худашон шоистаи дарку шинохтан ва пайравӣ мебошад, ҳунари воло ва таҷрибаи кофие дорад, ки ӯро аз дигар насрнависон ва таърихнигорони ҷадиди тоҷик тамиз медиҳад.

Зиёда аз он, худи устод Улуғзода дар ҳунари таърихнигорӣ ду ҷанбаро бисёр муҳим ба шумор оварда аст, ки онҳо, дар айни замон якдигарро тақвият мебахшанд:

Аввалан, устод мекӯшад, ки лаҳзаҳои воқеии таърих, симои ба асли худ наздики ашхоси таърихӣ ё афроди давру замонҳои гузаштаро бо ҳолу ҳавои хоси худ дар фазои иҷтимоиву сиёсиаш тасвир карда бошад. Бинобар ин, эшон дар баробари фантазияи таърихибунёд, ба истиноди сарчашмаҳо, овардани пораҳо аз маълумотномаҳои гузашта, зикри далоил аз номи «ровиёни ахбор» бисёр диққат медиҳад. Ҳатто бо он ҷиддият дар тасвири шайъӣ ва воқеъгароии сирф, ки дорад, хаёлоти бадеиаш дар шакли ҳуҷҷат намудор мегардад.

Соният, таърих барои эшон (С. Улуғзода) ҳамеша ҳозиразамон садо медиҳад, таърих танҳо ба сифати мисол, арқом, раванд муҳим нест, балки он ба сабақи ибратбахш ва сарчашмаи боэътимоде барои имрӯзу фардо бояд хизмат намояд.

Ин вазифаҳои муҳим, пеш аз ҳама, дар жанри румон, ки имконоти бештари ташаннуҷи низоъҳо, бархӯрди пураҳамияти саҷияи инсонҳо, ҷавлони фикр ва хаёлу андешаро дорад, амалӣ мешавад. Румонҳои устод «Восеъ» ва «Фирдавсӣ» ба тафриқаи замони тасвир ва маводи нигориш нигоҳ накарда, он ҳама хусусияти дастурии кори эҷодии эшонро ба таври барҷаста таҷассум кардаанд.

Вай, пеш аз ҳама, ба далоили мавҷуда, сарчашмаҳо, баррасӣ ва натиҷагириҳои шайъие, ки дар дигар соҳоти илм шудааст, такя мекунад, худ мустақилона барои дарёфти кунҳу моҳияти масоили давру замон ва афроди он айём ба ҷустуҷӯ медароя͏д, ба андеша меравад ва ба ин васила ба ҳақиқати таърихӣ такя мекунад, то симои аслии замони тасвир, ҳолу ҳавои таърихро пеши назари хонанда

оварда бошад. Аз ин ҷо ба натиҷае расида метавон, ки ҳар як асари устод натиҷаи ҷустуҷӯҳои зиёд, омӯзиши ҷиддӣ ва дарку мутолиаи маводи фаровони таърихӣ будааст. Аз ҷумла, эшон ҳангоми таълифи румони «Восеъ» деҳ ба деҳ гашта, сарчашмаҳои хаттӣ ва шифоҳӣ, ёдмондаҳои он вақоеъро омӯхта, бо наздикони сардори шӯриш ва шоҳидони зиндаи ин воқеаи таърихӣ дар сӯҳбат шуда, аз ҳама муҳимаш, рӯҳияи ахлоқӣ, маънавӣ ва инсонии мардуми он диёрро аз наздик ба мушоҳида гирифтааст.

Маълум аст, ки дар бораи Восеъ аз охири солҳои 20 сар карда, мавод ва асарҳои халқӣ ҷамъу тадвин мешуданд[1] ва устод Улуғзода аз ҷараёни кори мазкур огоҳ буд ва ё бо онҳо ошноӣ дошт. Зиёда аз он дар солҳои сӣ дар заминаи намунаҳои адабиёти шифоҳӣ дар мавзӯи мазкур мақолаҳои танқидӣ низ навишта шуда буданд ва минбаъд низ шӯриши Восеъ барои ҷомеашиносон ва аҳли ҳунар як воқеаи муҳими таърихи Тоҷикистони тоинқилобӣ ба сифати намоёнгари муборизаи халқ ба муқобили ҷабру зулм ва талош барои озодӣ будааст. Маълум аст, ки устод Улуғзода аз ҳамаи ин осори адабии шифоҳӣ ва илмиву таърихӣ огоҳ буд. Зиёда аз он ӯ медонист, ки дар бораи Восеъ ва амали исёнгаронаи вай осори мавҷудаи мазкур таҷрибаи муайяни адабиро низ дар худ фаро гирифтаанд. Худи достони мардумии (сурудҳои таърихии) «Шӯриши Восеъ»-ро, ки халқ эҷод кардаву ҳоло зиёда аз 313 мисраъи он зери даст мебошад, кӯшиши нахустини офаридани манзараҳои мубориза ва сарнавишти Восеъи исёнгару номурод ба шумор овардан мумкин аст, ки дар синаҳои мардум зинда буд ва эҳсоси озодихоҳиро мепаварид. Ба ин маводҳо такя карда, дар соли 1928 Абдурраауфи Фитрат драмаи «Шӯриши Восеъ»-ро таълиф менамояд. Ва ҳамин тавр аз ҳайси ифтихору тараҳҳуми инсонӣ ва ҷавобгӯ будани ин мавзӯъ ба рӯҳи инқилобии адабиёти шуравӣ, Восеъ ва корномаи вай ҳамеша дар мадди назар будааст. Вале кӯшиши дар миқёси як асари пурвусъати ҳамосӣ ба тасвир гирифтани мавзӯи мазкур танҳо дар солҳои 50 ва аз ҷониби устод Улуғзода ба миён омад ва таълифи он дар аввали солҳои 60 ба сифати румони алоҳида анҷом

[1] Масалан дар маҷаллаи «Раҳбари дониш» (шумораи 1, соли 1930, саҳ. 6-7) 123 мисраъ аз намунаҳои ин асари халқӣ аз ҷониби Садрӣ Раҳимӣ ҷамъоварӣ ва чоп гардида буд. Бо кӯшишҳои зиёде, ки минбаъд аҳли илм кадаанд, достони «Шӯриши Восеъ» дар ҳаҷми умумии иборат аз 313 мисраъ то ба имрӯз гирдоварӣ шуда, ба дасти нашр расидааст (ниг. В. Асрорӣ, Р. Амонов. Эҷодиёти даҳонакии халқ.-Душ.: Маориф, 1980; Восеънома. Мураттиб Б. Шермуҳаммадов. – Душ.: Ирфон, 1985).

ёфт. Бояд пешакӣ гӯем, ки ҳадафи устод Улуғзодаро танҳо ба талаби адабиёти давр ва ё ҷавобгӯ будан ба ғаразҳои идеологии замон маҳдуд кардан кори ғайривоқеъист. Воқеан, шояд нигоҳи синфӣ ва инқилобӣ дар тамиз додани мавзӯи мазкур ба нависанда кӯмак карда бошад ва дар шароити аморати Бухоро ва бахусус Бухорои Шарқӣ, ки бахши дурафтодаву аз ҳайси иқтисодӣ ақабмонда ба шумор меомад, дар зиндагии иҷтимоии мардум ворид овардани як инқилобе ногузир буд. Вале танҳо онро омили асосӣ шумурдан аз рӯи адолат буда наметавонад. Зеро, аввалан, асари мазкур дар баробари заминаи табақотӣ доштан, бештар аз ҳама дорои ҷанбаи пурқуввати маънавӣ ва ахлоқӣ мебошад, сухан аз адолату беадолатӣ, зулму золимӣ, риоя нашудани инсофи инсонӣ ва қавонини шариати исломӣ меравад, ки мардумро ба шӯр овардаву сабаби қиёми онҳо гардидааст.

«Восеъ» намунаи беҳтарини жанри румони насри муосири тоҷик дониста шудааст. Воқеан, ин тавсиф ва авлавият дар чӣ ҷиҳатҳои румони мазкур зоҳир мешавад? Ба ин савол ҷавоб додан ҳам мураккабасту ҳам осон ба назар мерасад. Осон, ба он маъно, ки он чи аз ҷониби хонанда ва чи аз ҷониби аҳли нақду адаб хеле хуш пазируфта шуд. Аммо мураккаб ба он сабаб аст, ки ин асари намуна маҳсули меҳнати шашсолаи нависанда аст, вале, дарвоқеъ, натиҷаи тамоми таҷрибаи илмиву адабии ӯ ба шумор меравад. Румон соли 1967 дар саҳифаҳои маҷаллаи «Садои Шарқ» ба чоп расида, соли 1969 дар таркиби «Мунтахабот»-и нависанда ба шакли китоби алоҳида, соли 1979 бори дувум аз нав ба теъдоди зиёде аз чоп баромадааст. «Восеъ» ба забони русӣ низ тарҷума ва чоп гардидааст.

Устод Улуғзода румонро дар заминаи далел ва арқоми таърихӣ, нақлу ривояти шоҳидон (аз ҷумла Иброҳим Маҷнунзодаи 104-сола), омӯхтани ҷою макон ва шиносоӣ ба хислату хӯи одамони маҳал, мутолиаи асарҳои таърихӣ, сарчашмаҳои хаттӣ, қайдҳои сафари сайёҳон, ки ҳама дар якҷоягӣ дар деги тахайюли воқеъгарову моҳиятбини нависанда аз нав кор карда шудаанд, ба вуҷуд омадааст. Аз ин ҷо румон асоси пурқуввати ҳуҷҷатӣ, балки гоҳо тарҷумаҳолӣ дорад ва аз таҷрибаи зиндагӣ ва эҷодии муаллиф низ ба он хеле мазиятҳо афзуда шудааст. Устод худ боре қайд карда буд, ки дар бораи Восеъ хеле барвақт баъзе чизҳоро медонистем. Воқеан ӯ дар бораи замони тасвир аз охири солҳои 30 мақолаҳо таълиф намуд, боби «Аҳмади Дониш»-ро дар китоби «Намунаҳои адабиёти тоҷик» (1940) навишт ва дар солҳои баъдиҷанг рисолаи «Аҳмади Дониш»

(1949)-ро иншо намуд. Ҳамчунин дар охири солҳои 20 то солҳои 40, замони ҷангу баъди он дар атрофи Восеъ, симои ӯ дар адабиёти шифоҳӣ, дар асарҳои драмавӣ ва драмаи мусиқӣ, таҳқиқотҳои таърихӣ хеле чизҳо навишта шуда буданд, аммо румони «Восеъ»-ро метавон ҷамъбасти ин ҳама рангу оҳанг ва ҷилваҳои тахайюли бадеӣ ба шумор овард.

Дар айни замон «Восеъ» ба сари худ асари мустақил ва нотакрори адабӣ мебошад, ки дар адабиёти навини тоҷикӣ мақоми бузургеро молик аст.

Дар румони мазкур масъалаҳои муҳими ҳаётӣ, равандҳои зиндагии мардуми бекигариҳои Хаволинг ва Балҷувон, хусусан ва умуман, тамоми аморати Бухоро дар чоряки севуми асри Х1Х ба тасвир омадааст. Нависанда ҳолати танг, зиндагии сахт ва ҷабру зулми беамонро ба мардум тасвир мекунад, ки ҳодисаи хушксолӣ ва ба қашшоқӣ гирифтор шудани онҳо нуқтаи атфи эътироз гардид. Аммо ҳукуматдорон ба ҷои он ки мушкилоти мардумро осон карда бошанд, баръакс бар зулми пешин боз беинсофиро афзуданд. Нависанда таъкид мекунад ҳокимияти амирӣ аз музофот то маркази аморат ба ҳамин минвол ҳаракат мекунад: валиаҳд, масалан Абдулаҳадхон, интизори марги падар аст, дар дарбор байни мансабдорони баландпоя низоъи мақом (Муҳаммадшоҳ-қӯшбегӣ ва Остонақул-қӯшбегӣ) шиддат дорад ва соҳибмансабони дараҷаи поёнтар бо симои манфуре мехоҳанд ба мансабе расида бошанд (масалан, Мирозо Акрамбой барои ба ҳокимии Балҷувон расидан ба касифтарин кор даст зада, духтархонди худро ба Абдулаҳад пешкаш менамояд).

Муаллиф дар муқобили чунин типҳо (навъҳои адабӣ) ба тасвири симои мардуми одӣ меҳнати бештареро ба харҷ додаст. Аслан, дар румон, дар ҳунари тасвиркорӣ нависанда ба манфиву мусбатии ашхос чун шахс коре надорад, балки онҳоро бо хислатҳои баду некашон баробар ба тасвир мегирад. Масалан, ҳамон Остонақул-қӯшбегӣ, баъдҳо беки Ҳисор, як каси омиру ғаюр будааст… Аммо воқеият чунин аст, ки муаллиф аз рӯи нияти инсондӯстӣ ва риояи ҳақиқату адолат ба тасвири мардуми одӣ бештар таваҷҷӯҳ зоҳир мекунад. Нависанда бо тамоми ҷиддият нишон медиҳад, ки мардуми одӣ дар кору бор ҳалол, ба мақоми худ содиқ, дӯсту рафиқ, аз макру ҳияли амалдорон бехабар ба кору амали фармудаи қавонини шариат содиқ мехоҳанд, ки барои худу оилаи худ

ва зарурати ҳокимият вазифаашонро ба ҷо оварда бошанд. Аммо аз дасти ҳокимони беҳунар ва золим, ки ҳама роҳро, ҳатто худфурӯширо барои расидан ба мансаб ва ба даст овардани эътимод дар назди амири бемасъулият ба кор мегиранд, беадолатона зулм мебинанд. Симои ашхоси асосии румон Назир, Қосим, Сангалӣ, Аноргул - зани Восеъ, Лутфия, Фотима - хоҳари Восеъ, Мулло Сафар ва ниҳоят Восеъ - сарвари эътирозгарон ва шӯриши муқобили аморат.

Дар маркази румон махсусан симои Восеъ - сарвари шӯриши мардумие гузошта шудааст, ки зиёда аз 100 сол пеш дар сарзамини Бухорои Шарқӣ ба вуҷуд омадааст. Нависанда хеле дақиқназарона сабабҳои сар задани шӯриши мазкур ва омилҳои асосие, ки Восеъро аз як ҷувозкаши одӣ то ба роҳбари исёни мусаллаҳу дастҷамъонаи мардум ва шахси аз илми ҳарб огоҳ расонидааст, бо тасвиркории воқеъгароёна нишон медиҳад. Сониян, дар тамоми румон дар шаклҳои гуногун зуҳур ёфтани эътирози халқ зикр мешавад. Ин эътироз гоҳо бо ақоиди маорифпарварон (масалан, Мулло Сафар) пайванд мехӯрад, гоҳи дигар дар мавриди мушаххас шакли муташаккилонаро мегирад. Зимнан, ҳамин таннодеҳӣ ва қаҳру ғазаб халқро ба муқобили зулм ва ҳукумати амирони Манғития муттаҳид сохт ва Восеъро ба сифати сарвари шӯриш боло бурд. Восеъ шахси далер, ғаюр, баҳамият, худшинос, яъне намехоҳад, ки манғитиён ҳуввияти инсонии ӯро зери по карда бошанд ва аз мардум низ ҳаминро тақозо дорад. Аз ҳама муҳим, вай ба хираду заковат ва ҳикмате, ки аз таҷрибаи халқ ва худаш берун омадаанд, майли хоса дорад.

Нависанда ин ҳама ташаккули қаҳрамонашро бо тааннӣ ва пайваста таҳлилу тадқиқ мекунад ва сабабҳои шикасти шӯришро зикр карда, оқибати фоҷиабори сарнавишти Восеъро хеле самимӣ ва таъсирбахш тасвир мекунад. Ин қазия тавассути чеҳраи хоҳари Восеъ – Фотима, ҷонфидоӣ, муҳаббату сахткӯшии азхудгузаштагиаш нисбат ба бародар бисёр хуб ва муассир ифода ёфтааст.

Мантиқи инкишофи тадқиқи нависанда бар он аст, ки амалу корномаи Восеъ, ибрати инсононаи ӯ ва сарнавишти сахти вай ҳеҷ гоҳ аз дили халқ намеравад, балки бо оҳанги тоза чун панди наве барои пасомадагон садо хоҳад дод.

Сохтори румон, банду басти он баёнгари ғоя ва фикри асосии нависанда буда, сужаи он манзара ба манзара шиддат мегирад, мукаммал мешавад ва вусъат пайдо мекунад. Ҷузъу кулл ба тору пуди

якдигар даромехта, сарнавишти инсонҳои гуногунхислату мухталифсарнавишт, зиндагонии сахту пурмашаққат ва симои асили инсонии онҳоро пеши назар меоранд. Румон аз ҷузъиёт, бахшу бобҳое таркиб ёфтааст, ки байни ҳам пайвасти табиӣ доранд ва якдигарро тақвият мекунанд. Сухани муаллиф адабии тоза, тасвирӣ, характерофар, маъникаш, пухта ва хоси табиати мардумии маҳал, вале дар кулл сирф адабии покиза мебошад…

Таърихи таълифи румони «Фирдавсӣ» низ ҷолиби диққат аст. Ба қавли нависанда ӯ чиҳил сол боз дар орзуи таълифе дар бораи Фирдавсӣ будааст. Гумони ғолиб меравад, ки ин дилбастагӣ аз оғози солҳои 30 ибтидо гирифта, баъд такони ҷидии он бояд вобастаи солҳои ҷанг бошад, ки мақом ва аҳамияти эҷодиёти Фирдавсиро бамаротиб равшантар пеши назар овард. Зиёда аз он, ба қавли худи нависанда дар ин солҳо ӯ ба моҳияти таърих ҷиддӣ сар фурӯ бурд ва чунонки дар боло гуфтем ин мавриде буд, ки дар диди таърихии ҳам адабиёт ва ҳам аҳли адаб такони сифатие ба вуҷуд омад. Устод Сотим Улуғзода дар сӯҳбат бо адабиётшинос Л.Н. Демидчик аз ин хусус нақл кардааст, ки руҷӯи ӯ ба мавзӯи таърихӣ бо хизматаш дар сафҳои артиш сахт вобаста мебошад. Воқеа чунин будааст, ки соли 1943 вай бо супориши полковники идораи сиёсии марказӣ таърихи мардуми худро омӯхта, назди иштирокдорони семинари агитаторон (мубаллиғон) суханронӣ мекунад. Вале ҷараёни ин ҷустуҷӯву тайёрӣ хеле ҷолиб будааст. Устод нақл мекунад:

«Шумо тасаввур мекунед: ман оид ба таърихи халқи худ маълумоти ниҳоят зиёдеро дарёфта, аз худ кардам. Барои ман ҳама чиз мафтункунандаву шавқангез менамуд: ҳам Абӯмуслиму ҳам Темурмалик, ҳам Маҳмуди Торобӣ. Мо дар бораи Восеъ то он солҳо, аллакай маълумоти кофӣ доштем. Ҳамин тариқ, ман маърӯзаи хешро тайёр карда баромадам. Ҳамон вақт дар дили ман иштиёқи бузурге нисбат ба таърих тавлид гардид».[1] Устод соли 1983, яъне чор даҳсола баъд, ҳангоми сӯҳбат бо кормандони Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ эҳсоси худро дар мавриди таваҷҷӯҳ ба таърих ин тавр иброз дошта буд: «Сабаби майл кардан ба мавзӯъҳои таърихӣ дар 20-30 соли охир, аввал бо роҳи ҳис ва баъд бо роҳи ақл. Ҳис ин ки кашиш дорад, барои ман як кашише ба таърихи халқамон пайдо шуд… Ман соли 1943 дар саруправлениями Армияи Сурх хизмат мекардам, барои

---

[1] *Л. Демидчик*. Сотим Улуғзода. – Дар маҷ.: Эъҷози ҳунар, Д., 1992, саҳ. 460.

ҷанговарони тоҷик брошураҳо, варақҳо нашр мекардам. Як вақт сардори мо ҷеғ зада гуфт, ки агитаторҳои (мубаллиғон - А.Н.) фронт дар Маскав ҷамъ мешаванд. Шумо аз таърихи халқи худатон, аз муборизаҳои вай барои озодӣ ва истиқлолият маърӯзаи муфассал тайёр кунед. Ба ростӣ, ман то ин вақт ба таърихи халқамон он қадар машғул нашуда будам. Ғайр аз баъзе чизҳои шунида, баъзе чизҳои пароканда-пароканда хондагиам. Ман қариб як моҳ дар китобхонаи ба номи Ленин (мақсад китобхонаи машҳуру марказонидашудаи замони Иттиҳоди шӯравӣ дар Маскав аст - А.Н.) нишаста, мутолиа кардам, кофтуков кардам. Дар бораи Темурмалик, Абӯмуслим ва дигар воқеаҳо, муборизаҳо ва ҷангҳое, ки халқи мо барои ҳуқуқи худ, барои озодӣ кардааст…ва ман гуфта метавонам, шавқу мароми ман ба таърихи халқамон асосан аз ҳамон сар шуд. Аз ин дигар як чанд сӯҳбатҳои нависандагони номдор. Соли 1950 дар Рига ман бо нависанда Янчеветский (Ян), муаллифи китоби «Чингизхон» ва «Боту» вохӯрдам… Вай ба ман ҳамин фикрро талқин мекард, ки таърихи халқи шумо бо номи «тилисм» барои ҳама ҳанӯз маҳкам аст, баста, пӯшида. Нависандагони халқҳои дигар, ки дар бораи ин чизҳо менависанд, он қадар қобили эътибор нест ва тахминианд. Шумо худатон он ҷо сар фурӯ бареду ин тилисмро кушоед…»[1] Устод дар ҳамин мусоҳибааш масъалаи мазкурро тафсил дода, таъкид мекунад, ки бо устод Айнӣ чандин сӯҳбатҳо баргузор шуда ва ӯ дар бораи ба таърихи худ таваҷҷӯҳи бештар зоҳир кардани халқҳои дигар ёдовар шуда, вале аз ин ҷараён берун мондани нависандагони моро бо таассуф қайд карда будааст.

Баъди ҷанг Улуғзода чандин сол ба мутолиаи ҷиддии таърихи халқи худ машғул мешавад ва ҳатто асари Бартолд «Туркистон»-ро 5 маротиба бо қаламу дафтар бо қасди рӯнавис кардани моҳияти он мавриди мутолиа қарор додаст.[2] Ин иқророти нависанда гувоҳӣ медиҳанд, ки ҳарчанд вай дар солҳои сӣ сари чанде ба таърих руҷӯъ карда буд, вале ҳанӯз ин ҷадалҳо диди таърихии ӯро боз ва назари ӯро бар шинохти гузашта ба таври куллӣ ташаккул надода буданд. Ҳамин нукта аҷиб аст, ки ин маърифати огоҳона ва бомуддаои таърих бо

[1] *Х. Отахонова*. Сайре ба бойгонии Сотим Улуғзода. – Дар кит.: Чеҳраҳои шинохта, Д, «Адиб,, 2004, саҳ. 81-82. Маълум, ки ин суханони С. Улуғзода аз сӯҳбати озод рӯнавис шуда, ба бойгонии эшон ҷой дода шудааст ва бинобар ин дар он оҳанги гуфтугӯи шифоҳӣ бештар мавқеъ пайдо кардааст. – А.Н.

[2] Ҳамон асар, саҳ. 82-83

воқеаҳо ва ҳодисаҳои барои мардуми мо мушкилу ҳассос дар солҳои ҷанги Ватанӣ ба таври барҷаста зуҳур кардааст, ки бисёр ибратбахш мебошад. Мо дар ин хусус дар мақолаи худ оид ба ҷусторҳои бадеии замони ҷанг нисбатан муфассалтар таваққуф кардаем ва лозим ба такрори он нест.

Аммо дар мавриди Фирдавсӣ ва умуман муроҷиат ба таърих, масъаларо метавон андак амиқтар бурд. Зеро устод ҳанӯз дар солҳои сӣ дар бораи Фирдавсӣ, зиндагӣ ва шоҳкори ӯ ба андеша рафта будааст. Ин ҳамон замоне буд, ки дар тамоми ҷаҳон ҳазораи Фирдавсӣ (соли 1934) ҷашн гирифта мешуд ва дар Тоҷикистон ба ин муносибат корҳои зиёди ташкилӣ, эҷодӣ ва илмиву амалӣ анҷом дода шуда буданд. Ҷашни Фирдавсӣ ба як ҳодисаи миллии адабиву ҷамъиятӣ табдил ёфт.[1] Табиист, ки Улуғзодаи ҷавон, ки аз аввал ба нақднависӣ таваҷҷӯҳи бештаре дошт, дар ин маврид бетараф истода тавониста бошад. Баъдтар, ҳангоми танзиму тартиб додани антологияи «Намунаҳои адабиёти тоҷик» (1940) ба ин мавзӯъ баргашта, бахши «Фирдавсӣ»-ро навишт ва балки дар бораи чанде аз шоирони дигари адабиёти гузаштаи тоҷик, амсоли Дақиқӣ, Абӯалӣ Сино, Носири Хисрав, Шайх Муслиҳиддин Саъдӣ, Аҳмад Махдуми Дониш мақолаҳо таълиф кард. Солҳои баъдиҷангӣ рисолаи «Аҳмади Дониш», киноповестҳои «Ибни Сино», «Қисмати шоир» ва драмаҳои «Рӯдакӣ», «Темурмалик», «Алломаи Адҳам» эҷод мешаванд. Бояд гуфт, ки аз рӯи асарҳои мазкури Улуғзода метавон консепсияи тасвири шахси эҷодкорро дар насри навини тоҷикӣ ба таҳқиқ гирифт ва масъалае чун чеҳраи адибу олим ва тасвири маънавии миллатро рӯшан намуд.

Ҳамчунин, маълум мешавад, ки дар ҳамаи ин муддат нияти навиштани асари адабии таърихии биографӣ дар бораи ҳаким Фирдавсӣ ӯро тарк накарда будааст, балки ӯ барои таълифи ин силсила осор ва офаридани симоҳои мардони эҷодкор таҷрибаи кофии эҷодӣ низ ба даст оварда буд. Зиёда аз он, вай ба ин кор таҷрибаи махсуси адабӣ низ пайдо карда буд. Аввалин кори муҳим дар ин роҳ ҳамин будааст, ки устод ба мутолиаи ҷиддии «Шоҳнома» пардохт ва ҳатто онро ба шакли хоса - бозгӯи насрии мундариҷаи

---

[1] Дар ин бора нигар ба китобҳои банда: «Нарзуллои Бектош ва илму адаби солҳои 20-30» (Душ.: Ирфон, 2004); «Таърихи ташаккули Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон» (Душ.: Адиб, 2004).

асар ва нигоҳ доштану мисол овардани пораҳои бузурги назмӣ аз асли асар барои кӯдакону наврасон омода сохт ва соли 1972 ба табъ расонид. Дар ин бора ӯ чунин навиштаст: «Хусусан, пас аз достонҳои «Шоҳнома»-ро аз назм ба наср нақл кардан, ин хоҳиш (хоҳиши таълифи асар дар бораи Фирдавсӣ - А. Н.) дар ман бештар қувват гирифт, дурусттараш мавзӯъ маро гиребонгир шуд ва дигар аз он раҳоӣ ҷустан амри маҳол буд». Дар ин суханони устод як ҳақиқат аз фаъолияти эҷодкори асил иброз дошта шудааст: таълифи ҳар асаре бояд ба талаботи ботинии нависанда табдил ёбад ва муаллиф онро табиӣ ва бо майли дил иншо намояд. Он гоҳ ин навиштаҷот ҳам ба дили хонанда рафта мерасад ва низ ба дарди замонҳо мехӯрад. Дар ин маврид, як нуктаро таъкид кардан лозим аст, ки мисли баъзеҳо, дар айни замон эҷоди румони «Фирдавсӣ»-ро бо рӯзгори шахсӣ ва мушкилоти хонаводагии ӯ пайвастан кори самарабахш набудааст. Агар дар ин ҷараён шабоҳатҳои рӯшане ба чашм расад ҳам, вале онро бар асоси кори эҷодии нависанда гузоштан ва муайянкунандаи нияти бадеии ӯ ба шумор овардан нашояд. Аслан чунин тарзи баррасӣ моҳияти аслии асари алоҳидаро, ки як эҷоди ба сари худ мустақил аст, маҳдуд сохта, балки ин навъ корҳоро як шакли гурез аз фурӯ рафтан ба таҳлили ҷиддии илмӣ ҳисобем, хато нахоҳад шуд.

Инак, дар заминаи ин ҳама омилҳои муҳим румони охирини устод Улуғзода дар бораи зиндагӣ, кору рӯзгор, сарнавишти худи ӯ ва шоҳкори безаволи вай Фирдавсӣ ба майдон омад. Румони «Фирдавсӣ» (1986) рӯзгори пурошуби Фирдавсӣ ва сарнавишти шоҳасари ӯ «Шоҳнома»-ро дар бар гирифтааст. Аммо асари мазкурро наметавон ба сифати як таълифи таърихии тарҷумаҳолӣ маҳдуд кард. Нависанда мувофиқ ба дастури таърихнигории худ кӯшиш кардааст, ки зимни нигориши рӯзгор ва қисмати муаллифи «Шоҳнома» манзараи умумии зиндагии мардум, фазои сиёсии иҷтимоӣ ва маънавии замон, низоъҳои дохилидавлатӣ, сиёсӣ, мазҳабӣ ва ахлоқии охири асри 1Х ва аввали асри Х ба тасвир гирифта бошад. Инак, иртибот ва бархурди сарнавишти суханвари тавоно, сухани ҳақу баландпоя, ҳикмати зиндагӣ, панди таърих ва муборизаҳои шадиди сиёсӣ, иҷтимоӣ, мазҳабию адабӣ ва ҷаҳолати маънавӣ аз низоъи асосӣ ва задухурди марказии румони мазкурро ташкил медиҳанд.

Устод Улуғзода зиндагӣ, таҳсил, такомули донишу биниш ва ҳунари адабии шоири бузургро низ ба тасвир гирифта, пайваста ба сӯи камолоти адабӣ ва корномаи эҷодӣ - офаридани шоҳкори

оламшумӯл, ҳамосаи бузурги форсизабонон расидани ӯро бо ҷузъиёт ва намунаву манзараҳои шайъӣ таҷассум месозад. Зиндагии оилавӣ, маҳрамона, талху ширини рӯзгори шахсии ӯ низ аз назар дур намондааст. Аслан худи Фирдавсӣ як фарди нисбат ба аҳли хонавода меҳрубону ғамхор ва падари нармдилу накӯхоҳ ва ҳассос мебошад. Дар айни замон муҳаббат ва меҳрубониҳои завҷаи мӯҳтарами ӯ Фотимабону ва духтараш Манижаро, ки дар лаҳзаҳлои ҷустуҷӯи мавод ва илҳоми таълифи «Шоҳнома» ба имдодаш мерасиданд ва бесуботии ахлоқии писараш низ ба ҷараёни умумии воқеот ва мушкилоти зиндагии шоир дохил шуда, муҳити эҷодӣ ва зиндагии ӯро такмил медиҳанд. Бояд гуфт, ки нависанда ҳамеша дар баробари тасвири рӯзгори иҷтимоии қаҳрамонони асарҳояш ба муҳити оилавӣ, зиндагии хусусии онҳо, ба пайванду низоъҳое, ки байни падарону писарон ба миён меояд, таваҷҷӯҳ зоҳир кардааст. Ин равиш аз қиссаи «Ёрони боҳиммат» оғоз гардида, дар румони «Навобод» идома ёфт ва дар ҳикояи пурарзиши «Марги ҳофиз» мазмуни тоза мегирад. Зоҳиран байни ин ҳама ҳодисаҳо як иртиботе мавҷуд аст ва он ба сарнавишти шахсии нависанда низ пайванд хӯрда, аз мағзи ҷони ӯ об хӯрдану дар айни замон муҳиму мураккаб будани ин бахши зиндагии инсониро дар ҳамаи асру замонҳо таъкид менамояд...

Аммо дар марказ ҳамоно сарнавишт ва қисмати ҳаким Фирдавсӣ аст ва ҳамаи ин ҳодисоту мушкилот гирди номи ӯ ва шоҳасари вай «Шоҳнома» мечархад. Зимнан манзараи зиндагии халқ, низоъҳои дохилӣ, муборизаҳои шадиди дохилидавлатӣ, сиёсӣ, динӣ ва ахлоқии охири асри 1Х ва аввали асри Х тасвир гардидаанд. Вале масъалаи асосӣ ин бархӯрди сухани баланд, ҳикмати зиндагӣ, таърих ва панди он ба зулму хунрезӣ, тамаъҷӯӣ, кӯрдилӣ мебошад. Нависанда моҳияти зиндагӣ, амалиёт ва пешомадҳои Фирдавсиро вобаста ба масъалаҳои мазкур шарҳ медиҳад, ки дар натиҷа рӯзгори суханофарини бузург ба замони мо ва ояндаҳо бештар қарин мегардад. Зеро ҳақиқати таърихӣ ҳанӯз ҳақиқати мукаммал набуда, як паҳлуи он аст. Таърихияти тасвир тақозо кардааст (дар «Восеъ» низ) нависанда моҳияти воқеаҳои гузаштаро тавассути сарнавишти одамон ва аз меъёри имрӯз ва аҳамияти он бароиояндагон тафсир кунад.

Фирдавсӣ тавассути шоҳасари худ нияти онро дошт, то ки «ҷаҳони Аҷами кайҳо фавтидаро зинда гардонад ва ҳам забони модариашонро чунон қувваю пояндагӣ бахшад, ки то абад ҳеҷ як

қувваи беруна ба вай футуре расонида натавониста бошад». Вай ин мақсади наҷиби худро бузург ва муқаддас медонист ва ҳозир буд, ки тамоми умр, «тамоми нерӯи тану рӯҳи худро фидои он созад». Дар айни замон, вай хизмат ба ҳамагуна шоҳу амирро пушти по зада буд. Ба қавли нависанда «Волотабори мағрур Фирдавсӣ умуман ба бузургон одати тамаллуқ гуфтан надошт», аммо танқисиҳои рӯзгор ва ба мақсади он ки «шояд савобу хатои пешиниён ба имрӯзиёну фардоиён дарси ибрат шавад, ӯро маҷбур мекард, ки «Шоҳнома»-ро ба амирони гуногун пешкаш намояд. Ва гузашта аз ин замона тақозо мекард, ки асар ба номи подшоҳе тақдим шавад, вагарна қисмати бадфарҷоме онро нигарон буд. Охирин вохӯрии вай бо Султои Маҳмуд баргузор шуд. Аз ҳасудии ҳампешаҳо, тафсири ғаразноки афроди кӯрдил ва аз бесуботии фикри султон «Шоҳнома»-и бузург бо арзиши ночизе қадр гардид. Офаридгори вай худро сахт таҳқиршуда дид ва ҳатто бар душмании давлат номзад шуд…

Ин манзараҳои пурзиддиятро Сотим Улуғзода бо тамкин ва маҳорати баланд ба тасвир гирифтааст. Дар ин манзараҳо тазоди миёни шоири бузурги миллатдӯсту ватанпарвар ва ҳокими мустабид, афкори баланд ва ҷаҳолати аҳли дин ва ниҳоят шеъри асилу ҳаётӣ ва ашъори тамаъкорнаи шоирони дарборӣ ба тариқи барҷаста зоҳир гаштааст. Вале дар тасвири намояндагони табақаи ҳукмрон нависанда танҳо аз ранги сиёҳ ба кор нагирифтааст. Вай аз миёни вузаро ва ҳокимон ашхоси бомаърифату фазилатмандро (Муҳаммади Лашкарӣ, Ҳусайни Қутайб, Исфаҳонӣ) низ дидааст. Улуғзода дар тасвири ҳамкасбон, шоирони замон низ ҳақиқати таърихиро риоя намуда, аз рӯзгори шоирони бенаво (Наистонӣ) то онҳое, ки ғарқи зару даст ба домони хӯшиҳои зиндагӣ (Анварӣ ва Фаррухӣ) мебошанд, ба тасвир гирифтааст. Аз саҳифаҳои румон бармеояд, ки ба мавқеи иҷтимоиашон нигоҳ накарда, нависанда байни ҳунари шоирон, масалан Анварӣ ва Фирдавсӣ тафриқа надида, соҳибистеъдодии ҳар якеро таъкид менамояд. Аммо ҳангоми муқоиса бо образи Фирдавсӣ як хусусияти образи Анварии шоир, ки бо побасти ҷоҳу тамаъ шудани вай, худбинӣ ва рашку ҳасади ӯ низ боло мервад, боварибахш тасвир шудааст. Зиёда аз ин, устод Улуғзода, ки ба истеъдоди ин ду шоир имон дорад, онҳоро, хусусан Анвариро, танҳо якранг тасвир накардааст. Анварӣ дар баробари қабул надоштани Фирдавсӣ ва дар дарбор будани ӯро нахостан, ба истеъдоди вай қоил аст, аз оқибати бади кори шоир, аз ғазаби

Маҳмуд ба ташвиш меояд, дар ин қазияҳо худро ҷавобгар ҳис менамояд.

Фирдавсӣ дар охири умр дар гӯшанишинии сиррӣ, сафарҳои бебарори зиёд ва тангии маишӣ рӯз мегузаронад. Нависанда тазоди аҷиби таърихиро таҳқиқ кардааст: ба қадре ки «Шоҳнома»-ро ҳасудон паст задаву сиёҳ мекарданд ва ҳокимони давр қабул намедоштанд, он ба ҳамон андоза шӯҳрат меёфт, онро дар майдонҳо ба тариқи оммавӣ мехонданду гӯш мекарданд, овозааш аз забон ба забон ва аз кишвар ба кишвар мерафт. Бешубҳа, муаллифи он Фирдавсиро ҳолати рӯҳафтодагӣ бисёр рӯй додаст, вале андешаи охируламр боло гирифтани қувваи некӣ вайро ҳеч гоҳ тарк накарда буд. Бинобар ин, накӯкориҳои дӯстонаш Абӯ Дуфал, Наистонӣ, Аббоси бофанда, Моҳак, Маншурӣ, Исмоили Саҳҳоф ва боз бисёр дигаронро ёдовар шуда, тавассути онҳо ба бақои адолату инсони ҳақиқӣ, поктинат, бошарофат ва накукор бовар кард ва ба хулосае расид: «Бе чунин мардум ҷаҳон чӣ гуна мебуд? Сард, хушк, берӯҳ, беарзиш мебуд. Барои ҳамин гуна мардумон зистан, барои ҳаминҳо «Шоҳнома» офаридан меарзад… Бигзор султон маро кушад, вале ман намемирам, то дар ҷаҳон ҳамчу онҳо мардумоне ҳастанд, ман ҳастам, зиндаам». Дар ин маврид ҳақ аст шоир, ки худ гуфтааст:

*Биноҳои обод гардад хароб,*
*Зи борону аз тобиши офтоб.*
*Бияфкандам аз назм кохе баланд,*
*Ки аз боду борон наёбад газанд.*

Ҳамин нуктаро низ қайд кардан лозим аст, ки румонҳои таърихии устод Улуғзода дар заминаи суннатҳои адабии мардуми мо ва анъанаҳои адабиёти русу ғарб таълиф шудаанд. Сабки устод дар тамоми осораш, аз ҷумла дар румони Фирдавсӣ низ ҳамоно сабки воқеъгароии сирф аст, ҳарчанд мазӯъ ва замони тасвиру тасаввури одамон диди румонтикӣ ва дигар шаклҳои тасвирро низ инкор намекард. Дар адабиёти шӯравии собиқ яке аз бахшҳои насри он аз оғози инкишоф ҳамоно эҷоди румонҳои таърихӣ будааст. Дар ҳамин маврид Максим Горкий таъкид карда будаст, ки дар румони таърихӣ бояд характерҳои воқеӣ дар вазъиятҳои ҳақиқии таърихӣ, марҳилаҳои муҳими исёнҳои деҳқонӣ ва тарҷумаи ҳоли шахсони таърихӣ ва ходимони давлатии гузашта тасвири амиқ ёбанд. Румонҳои беҳтарини

нависандагони адабиёти замони шӯравӣ А. Толстой, А. Чапыгин, О. Форш, Ю. Тынянов, С. Айнӣ, М. Авезов, С. Бородин, Ян, М. Шагинян, Ҷ. Икромӣ ва дигарон бо хусусиятҳои мазкур фарқ менамоянд. Румонҳои охирини устод Сотим Улуғзода, бегумон, бо ин асарҳо дар як саф гузоштан мумкин аст.

Забони румонҳои мазкур ҳам аз ҷиҳати иртиботи ҷумлаҳо, ғанои луғавӣ ва аз муҳимаш, қувваи калони тасвирӣ доштани ҳар як ҷузъиёт (вожа, таркиб) ҷолиби диққатанд. Сотим Улуғзода нисбат ба забони асарҳояш масъулияти бузургеро ҳис мекунад. Ҳангоме ду таҳрири румонҳои «Восеъ» ва «Фирдавсӣ»-ро бо ҳам муқоиса намудем, меҳнати ҷиддӣ ва нуктасанҷонаи ӯро сари ҳар вожа пай бурдем: саҳифае набуд, ки аз таҳрири заргаронаи муаллиф нагузашта бошад. Диққати ҷиддӣ ба забон на танҳо аз рӯи маҳорат ва маданияти нависандагӣ зарур аст, зиёда аз он забони равон, пуртавон ва ғаниву покиза, ки дар арзи садсолаҳо ташаккул ёфтааст, баёнгари ташаккули афкори мардуми мо дар таърихи дурру дароз мебошад. Маҳз тавассути он метавон ҳофизаи таърихии халқ ва ҳувияти миллии онро равшан ифода намуд ва таърихи пуршарафу симои фарзандони барӯманди онро офарид.

Дар анҷом метавон гуфт, ки дар румонҳои мазкур фазилату маҳосини бисёре мавҷуд аст, ки имкони батафсил иброз доштани онҳо аз доираи мақолаи кӯчак берун аст. Аммо таҷрибаи устод Улуғзода, бешубҳа, хеле ибратбахш буда, румонҳои таърихии мазкур на танҳо дар эҷодиёти эшон, балки дар адабиёти тоҷикӣ, умуман ва ривоҷи жанри таърихӣ, ки имрӯз мавриди диққати аҳли адаб гардидааст, хусусан, мусоидат менамояд ва барои тақвияти таърихияти асил сарчашмаи боэътимоде хоҳанд монд.

1987; 2005.



## БАРХЕ АЗ ВЕЖАГИҲОИ ҲУНАРИИ РУМОНҲОИ РАҲИМ ҶАЛИЛ

Раҳим Ҷалил (1909 - 1989), ки аз рӯзи мавлудаш сад сол мегузарад, яке аз шогирдони устод Садриддин Айнӣ мебошад, ки бо пайравӣ аз эшон дар инкишофи насри воқеъгароёнаи тоҷик саҳми муайяне гирифтаанд. Ҷараёни ташаккул ва гуногунии жанрии насри воқеъгароёнаи замони шӯравиро бе асарҳои ин нависандаи сермаҳсул, алалхусус, бе румонҳои ӯ пурра тасаввур кардан мумкин нест.

Зуҳур ва таҳаввули румони муосири тоҷикӣ, пеш аз ҳама, ба шароитҳое вобаста мебошад, ки дар зиндагии давраи нави мардуми тоҷик дар вазъияти нави таърихӣ, яъне пас аз инқилоби шӯравиҳо ба вуҷуд омада буд. Яъне, пас аз он ки ба истилоҳ Инқилоби Кабири Сотсиалистии Октябр ба василаи мухталиф дар бахшҳои гуногуни Осиёи Марказӣ (Туркистон ва аморати Бухоро) ба амал бароварда шуд, дар иртибот ба масоили рӯзмарра ва иҷтимоӣ рӯ овардани адабиёт ва алоқаи бевоситаву бавосита он ба адабиёти ғарбӣ, бахусус, адабиёти рус, имконияти шакл гирифтани ҷанбаи воқеъгароӣ (реолистӣ), ки дар адабиёти ҷадидия оғоз гардидаву рӯ ба нумӯъ дошт, бештар гардид. Бахусус, бо қувваи истеъдоди бузурги устод Айнӣ дар заминаи истифода аз суннатҳои адабиёти шифоҳии халқ ва адабиёти классикии тоҷик ва омӯзишу истифода аз таҷрибаи адабиёти дигар халқҳо, яъне ба ҳам созвор додани (синтези) ду омили муҳими адабию эстетикӣ, дар насри нави тоҷикӣ якбора навъҳои калони адабӣ зуҳур карданд. Ҳатто нависандагони ҷавоне мисли Ҷалол Икромӣ, Раҳим Ҷалил, Абдухолиқзода бо такя ба таҷрибаи устоди худ ва суннатҳои ривоятгарӣ ва қиссабофӣ барои дар шакли румон баён кардани воқеаҳои замони худ ҷасорат карда, ба таълифи нахустин румонҳои худ муяссар гардиданд, ки онҳо дар як аз намунаҳои аввалини жанри бузурҳаҷми насрӣ дар адабиёти воқеъгарои тоҷикӣ ба шумор меомаданд.

Нахустин румони тоҷикӣ асари устод Садриддин Айнӣ «Дохунда» (1930) дар ҳамин замина таълиф гардида буд ва дигар румонҳои тоҷикӣ (румони ҳамосӣ ё румон-эпопеяи «Ғуломон»-и Садриддин Айнӣ, 1934; қисми аввали «Шодӣ»-и Ҷалол Икромӣ, 1936, 1940) низ дар ҳамин равиш ба майдон омаданд. Румони Раҳим Ҷалил

«Одамони ҷовид» (қ. 1, «Гулрӯ», 1941; қ. 11, 1949) дар радифи асарҳои номбаршуда, яке аз нахуструмонҳои миллии тоҷикӣ аст, ки барои устувор шудани пояҳои реолистӣ ва халқии жанри мазкур имконият додаст. Аз ин рӯ, румони мазкур дар насри тоҷикии замони шӯравӣ мавқеи муайянеро доро мебошанд. Бо фосила ва дар ду давраи адабиёт (пеш аз ҷанг ва баъди он) эҷод шудани қисматҳои як румон гувоҳи ҳунари нависандагӣ, кори пайвастаи эҷодӣ ва ҳам таҳаввули умумии насри нав дар марҳалаҳои гуногун низ шуда метавонад.

Вале румони «Шӯроб» (1946-1967) дар марҳалаи нав ва сифатан тозаи инкишофи румони тоҷикӣ, хусусан румони таърихӣ ва таърихии инқилобии тоҷик таълиф гардидааст. Асари мазкур дар қатори румонҳои Ҷалол Икромӣ, Сотим Улуғзода, Ҳасан Ирфон, Ҳабибулло Назаров ва дигар нависандагон барои амиқрафти бештари реолизми наср, ғанӣ гардидани халқияти он ва таърихияти тасвир ва умуман баланд рафтани савияи тадқиқи бадеӣ дар адабиёт то дараҷае мусоидат намуд.

Ҳамин тавр, хизмати Раҳим Ҷалил дар тасвири эпикӣ (ҳамосии) муборизаи мардуми тоҷик бар алайҳи зулм ва дастаҳои ба истилоҳ босмачигарӣ ва барқарор кардани сохти шӯравӣ дар шимоли Тоҷикистон, тағйироти иҷтимоиву маънавӣ дар ҳаёти шаҳру деҳоти ин манотиқ, ислоҳоти обу замин, сохтмони заводу фабрикаҳо, саводомӯзии оммавӣ, озодии занон ва ғайра («Одамони ҷовид»), дар тасвири бадеии ташаккули синфи коргари маҳаллӣ, нишон додани заминаҳои пайванди рӯҳиву маънавии миллатҳои гуногун дар асоси манфиатҳои синфӣ ва инсонӣ, равнақи саноати кишвар («Шӯроб») ҷолиби диққат мебошад. Албатта, як бахше аз масоили ин асарҳо, ки ба тарғиби ғояҳои ҳизбӣ ва низоъҳои синфӣ дар байни мардуми тоҷик нигаронида шуда буданд, имрӯз нокифоягии худро рӯшан зоҳир менамоянд. Вале ин чунин маъно надорад, ки ин осор аз нигориши паҳлуҳои муайяни воқеияти замони худ беаҳамият бошанд. Муҳим он аст, ки дар асар кадом муҳит ва вазъиятҳо тасвир шудаву нависанда аз ӯҳдаи тасвири онҳо ба кадом андоза баромада тавонистааст ва нияти муаллиф оё ғаразкорона аст ва ё аз ҷанбаи инсондӯстона ва некандешӣ сарчашма мегиранд? Ба фикри банда, румонҳои Раҳим Ҷалил, ки аз ҳайси мундариҷа аз ҷониби аҳли тадқиқ баррасӣ шудаанд, ки ба такрорашон зарурате нест ва онҳо ба он масъалагузорие, ки мо кардаем, асосан ҷавобгӯ мебошанд. Албатта, дар ин мавридҳо довари асосӣ вақт ва таърих аст.

Аммо мо дар ин мақола кӯшиш менамоем, то дар бораи шаклу махсусиятҳои бадеӣ ва воситаҳои адабию ҳунарие, ки нависанда дар эҷоди румонҳояш ба кор гирифтааст (хоҳ бомуваффақият хоҳ бо маҳдудиятҳо) сухан ронда бошем. Истилоҳи поэтикае, ки мо дар ин маврид ба кор мебарем, на ба маънои умумиэстетикӣ ва нишонаи асари баландсанъат аст, балки ба мушоҳида гирифтану зикр кардани воситаҳои ҳунариест, ки Раҳим Ҷалил дар румонҳояш истифода мекунад ва онҳо сохтори ин асарҳоро шакл дода, як андоза савияи умумии ғанои жанрии румонҳои тоҷикиро муайян менамоянд.

Дар мақолаи мазкур мо дар баробари муайян кардани масъалаҳои нисбатан умумии ғоявию бадеӣ, аз шарҳу тавзеҳи системаи образҳо, тарзи сохтани банду баст ва нигориши воқеа аз зовияи диди муайян ва дигар унсурҳои тасвири бадеӣ сухан ба миён меоварем.

Аввалан, ҳам «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» ба тасвири марҳалаҳо ва масъалаҳои бузург дар лаҳзаҳои гардишҳои ҷиддии ҳаёти мардуми мо бахшида шудаанд. Замони тасвири румони «Одамони ҷовид» ҳудуди солҳои бисти асри гузаштаро фаро гирифтааст, аммо нависанда тавассути чанд руҷӯъи таърихӣ моро ба аввалҳои аср (хусусан, шӯриши соли 1916) ва аз он ҳам амиқтар раҳнамоӣ менамояд. Аммо нияти аслии ӯ ба оянда нигаронида шудааст: дар сухан ва кору амалҳо, нақшаву дурнамои қаҳрамонҳо, бахусус Қодир ояндаи шукуфони иқтисодӣ, саноат, кишоварзӣ ва фарҳанги кишвар акс шудааст.

Нависанда тасаввуротеро, ки иштирокчиёни конференсияи соҳиби заминшуда аз суханронии Пӯлод бардошта буданд, ба шакли зер нигоштааст: «Одамон ба гуфтори касе гӯшу ҳуш дода буданд, ки вай фикри онҳо, орзуи онҳоро медонист. Охир худи ӯ ҳам одами одист. Падараш ҳам монанди онҳо буд. Бинобар ин ҳар сухани Пӯлод ба дили онҳо рафта мерасид… Дар паси саҳифаҳое, ки Пӯлод варақ мезад, фарохии оянда - ояндаи фароҳовару хушбахтона намоён мегардид» (111, 409-410)[1]. Пафоси тамоми румон ва бадеияти онро гуфтан мумкин аст, ки ҳамин ният, яъне ба ҳам омадани орзуи мардум

---

[1] *Раҳим Ҷалил.* Асарҳои мунтахаб, иборат аз 4 ҷилд. Ҷ. 111. – Душ.: Ирфон, 1968, с. 409-410 (ҷ. 1 китоби якуми «Шӯроб», ҷ. 11 китоби дувум ва севуми «Шӯроб»-ро дар бар гирифтааст). Минбаъд дар матн рақами римӣ ҷилд ва рақами арабӣ саҳфаро ифода мекунад.

ва сарвари онҳо, ки аз миёни онҳо ба воя расидаву ният ва орзуҳои онҳоро медонад, муайян кардааст.

Дар «Одамони ҷовид» ягонагии се замон - гузашта, ҳозира ва оянда, ки хоси умуман поэтикаи румони тоҷикии марҳалаи аввал («Дохунда» ва «Ғуломон»-и устод Айнӣ) буд, чи дараҷаи тасвири таърих дар он, чи симои мардум ва инсони ҷудогона, чи сифати ба ҳам пайвастани воқеаҳо, чи банду баст ва хусусиятҳои жанрии онро, албатта, дар доираи маҳорати нависанда, муайян сохтаанд.

Аммо дар румони «Шӯроб» замони тасвир муқаррарӣ ва зоҳиран одӣ аст, дар он асосан пайдарҳамии инкишофи таърихӣ риоя карда шудааст. Румон вақти зиёд - аз авали аср то нимаи дуюми солҳои шастуми асри гузаштаро фаро гирифтааст. Ин имтидоди тӯлонии замон то як дараҷа ба асар хусусияти понорамӣ бахшидааст. Вале, дар айни ҳол, румони «Шӯроб» бо руҷӯъи иштирокдорони асар (замони равонӣ), бо ба ҳам печ хӯрдани сарнавишти шахсиятҳо, андешаву ормонҳо низ «ғанӣ» гардидааст. Аз ин сабаб, дар румони мазкур диққати нависанда бештар ба қисмати одамон мутаваҷҷеҳ аст, тасвир ҷо-ҷо умқ пайдо кардааст. Сарнавишти Холи ворухӣ бо ҳамаи печидагӣ, талхиву сахтӣ ва ташвишҳояш қисмати халқро, ки бо роҳи таҳаввули азиме дар шуур, ахлоқ ва маънавиёт роҳ пеш гирифт, таҷассум намудааст.

Сониян, румонҳои мазкур аз ҳайси фарогирии макони ҷараён гирифтани воқеаҳо ва амалиёти иштирокдорон низ сазовори диққат мебошад. Пеш аз ҳама, воқеаҳои онҳо дар маҳалҳое мегузаранд, ки мардуми миллатҳои гуногун дар паҳлуи якдигар зиндагӣ мекунанд, хусусан халқҳои тоҷику қирғиз ва ӯзбаку қазоқ, ки қисматашон ба ҳам наздик асту дӯсту душманашон як мебошад. Аз ҷумла, ноҳияҳои Тоҷикистони Шимолӣ, водии Фарғона, ҷанубии Қирғизистон макони амалиёт аст, вале алоқаву пайвандҳои инсонии қаҳрамонҳо, ҳатто саргузашти онҳо аз Помир сар карда, то Маскав, Харкову Дон, конҳои ангишти Қазоқистон (Қарағанда)-ро фаро гирифтааст. Ва, ба фикри мо, мақулаи тасвири понорамӣ дар «Шӯроб» бештар аз ҳама дар макони гузаштани воқеаҳо намудор мешавад.

Раҳим Ҷалил соҳати ҷуғрофиро зоҳиран вусъат надодааст, мақсад аз фаро гирифтани манотиқи пурвусъат, рангорангии назаррабои муҳити ҷуғрофӣ ҳам намебошад. Барои нависанда дар асл ин муҳити амалиёти қаҳрамонон, манотиқи ҷустуҷӯ ва кори онҳо, сарнавишти пурмоҷаро, муҳити корнамоӣ ва ба ҳам унс гирифтану

дӯстӣ пайдо кардани миллатҳои гуногун мебошад. Ҳамин нуктаро таъкид бояд намуд, ки ин паҳнои макон аз нависанда заҳмати зиёд, омӯзиш ва сафару санҷиши бисёреро тақозо намудааст.

Зимнан, бо вусъати макон ва замон ба тасвир гирифтани зиндагии халқ ба румони тоҷикӣ, масалан румонҳои устод Айнӣ, ҳамеша хос будааст ва онро метавон яке аз хусусиятҳои румони тоҷик («Ҳар беша гумон мабар, ки холист»-и Фотеҳ Ниёзӣ) ба шумор овард. Вале, ҳаминро низ бояд қайд намуд, ки дар эҷодиёти ҳар як нависанда тасвири макон ва умқи замон шаклҳои ба худ хосеро доро мебошад.

Ин ҷо лозим аст, ки боз дар хусуси як ҷиҳати дигари «понорамӣ» будани румонҳои «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» сухан ба миён оварда бошем, зеро ки ҳамаи он хасоиси дар боло зикршуда, пеш аз ҳама, аз ҳамин замина ибтидо гирифтаанд. Заминаи мазкур ин аст, ки иштирокдорони румонҳои мазкур аз ҷиҳати адад бисёр ва гуногунмиллат мебошанд. Қаҳрамонони румонҳои Раҳим Ҷалилро, агар дақиқтар тавсиф карданӣ шавем, иборат аз ҳайати сермиллати мардуми собиқ шӯравӣ мебошанд, ки дар муборизаҳо ба ҳам қарин шуда, дар ҷараёни сохтмони ҷамъияти сотсиалистӣ, ҷанги зидди фашизм ва давраҳои минбаъда ташаккул ёфтаанд. Имрӯз чунин ба назар мерасад, ки гӯё ин рафоқат ва нигориши он, аксаран, сохта ва тарғибӣ буда бошад. Шояд қазияи мазкур як андоза асос дорад, вале пайванди инсоние, ки дар ин солҳо бавуҷуд омад, бе ҳеч шубҳа, сабаби ба ҳам шиносу наздик гардидани мардумони гуногун ва дӯстии самимии онҳо, балки якдигарафзоии маънавии эшон шуд, ки бо ҳамаи мураккабиҳо дар муносибатҳои солҳои охир нигоҳ накарда, ҳоло низ эҳсос мешавад ва шояд дар оянда бо моҳияти тозае зоҳир гардад…

Аммо барои мо муҳим он аст, ки маҳорати нависандаро дар тасвиру тавсифи (характеристикаи) даҳҳо одамон – намояндагони миллатҳои гуногун ва дар талошу набардҳои умумӣ намоиш дода тавонистани ӯ нишон дода бошем. Ба тарзи дигар, бояд гӯем, ки оё он ҳама тавсифҳое, ки нависанда дар мавриди дӯстиву бародарии миллатҳои гуногун истифода мебарад, росту дуруст ва воқеъгароёна тасвир шудаанд ё на? Оё ӯ дар нишон додани ин таҷаммӯъи бузурги одамон сухани лозима ёфтааст? Масалан, агар дар румони «Одамони ҷовид» шумораи иштирокдорони асар қариб ба 115 расида бошад, дар «Шӯроб» шумури онҳо дар ҳудуди 236 аст. Онҳо тоҷику қирғиз, ӯзбаку украинҳо, русҳо ва намояндагони дигар миллатҳо мебошанд.

Албатта эшон дар бисёр нуктаҳои ахлоқии инсонӣ, амалҳои иҷтимоӣ, ҷамъиятии худ ва ба амал баровардани ормонҳояшон фикру андешаи ягона доранд. Вале нависанда дар тасвири фардӣ ва характери хоси миллатҳои гуногун, хусусан Холи ворухӣ, Давлат, Акбар, Эсанпай, Арслоналӣ, Пётр, Даря, Аверченко кӯшиши зиёде ба харҷ дода, бисёр мавридҳо ба муваффақият низ ноил шудааст.

Натиҷа ҳамин аст, ки нависанда даст ёфтааст як иҷтимоъи дастҷамъонаи коргарони миллатҳои гуногунро дар кони ангишти Шӯроб ба вуҷуд овард, ки аз қадамҳои аввал зарурати муттаҳидию бародариро фаҳмида буданд: «Агар мо ҳама як тану як ҷон, ҳама шарики ғаму шодии якдигар шавем, панҷаи моро тоб додан мушкил мешавад… Биёед, ҳама якдилу якҷон шавем. Қасам ёд кунем, ки аз як гиребон сар барорем» (1, 53). Маҳорати Раҳим Ҷалил чи дар нишон додани манзараҳои ҷангҳои шадид ва мубориза ба муқобили мухолифини сохти шӯравӣ, чи баромаду хуруҷ ва ҷонфидоии мардуми меҳнаткаш дар ин манзараҳо рӯшан зоҳир мешавад.

Ҳар чӣ он нуктаҳое, ки мо то ҳол таъкид намудем, ба хусусиятҳои муҳиму асосии чашмандози ғоявӣ ва нияти бадеии румонҳои нависанда нисбат дошт. Дар баробари ин аз назар гузаронидани ҷузъиётҳои алоҳидаи тору пуди тасвири бадеии румонҳо барои хубтар тасаввур кардани махсусиятҳои ҳунарии онҳо имкон медиҳад ва он ҳама дар сохтори таҳкияи нависанда, диди эстетикӣ, таркиби воқеаҳои сужет, банду баст, тарзи баён ва шаклу воситаҳои тасвир зоҳир мешавад. Пешакӣ қайд менамоем, ки доманаи масъалаи мазкур васеъ буда, таҳқиқи муфассалу гуногунҷонибаро тақозо дорад. Мо ин ҷо, танҳо ба гузориши чанд масъала иктифо карда, баррасии муфассали онҳоро ба мавриди дигар мавқуф мегузорем.

Масъалаи тасвири бадеии воқеият, пеш аз ҳама, ба тарзи нақл, шакли таҳкияи нависанда, характеристикаи иштирокдорони асар аз зовияи диди муайян ва банду бофти тасвир вобаста мебошад. Раҳим Ҷалил аз нависандагонест, ки дар нақлу таҳкияашон ҷанбаи зеҳнӣ пурқувват аст. Ин хусусият дар ҳикоёт, хусусан ҳикояҳои ҳаҷвии нависанда хеле рӯшан зоҳир шуда, дар румонҳои «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» чун усули хоси нигориши нависанда намудор мешавад. Муҳимтарин хусусияти ин усули нигориш аз он иборат мебошад, ки навиисанда дар тасвири воқеаҳо озод аст. Воқеаҳо асосан вобаста ба ҳодисаҳои муҳиму муайянкунандаи ҳаракати таърих инкишоф

меёбанд, вале вобаста ба нияти ғоявию бадеии нависанда барои рӯшан ифода шудани мақсад ва рангину шавқангез гардидани асар ба таври хосе ҷо ба ҷо гузошта мешаванд.

Раҳим Ҷалил, мисли устод Айнӣ, дар баъзе мавридҳо ҳиссиёти худро ошкоро баён медорад ва ба хонанда ба сӯҳбат ва гуфтугӯ медарояд( «Ин Гулрӯи мо буд»; «Пётри бечораи мо», «Ба фикри мо, хонанда Ҷӯрабоширо… шинохт» ва ғайра) ва ё тавассути воситаҳои зеҳнии (субъективии) тасвир, масалан тавсиф (қаҳрамони мусбат) ва мазаммат (манзараҳои ҳаҷвӣ) муносибати худро ба одамон ва ҳодисот ошкоро иброз медорад.

Бинобар ин нақли ӯ бештар ба забони гуфтугӯи мардум қаробат дошта, аз эҷодиёти шифоҳии мардум ва суннатҳои адабиёти ривояти (халқӣ) сарчашма мегирад, дар он лаҳни қиссапардозӣ ва саргузаштгӯӣ мақоми калон дорад. Маълум аст, ки нависанда дар тасвири фароху доманадори зиндагӣ ба тафаккури эпики (ҳамосии) халқ бештар такя дорад. Вай агар дар румони аввали худ ба нишон додани дар ҳолатҳои фавқулодда ва мураккаб ҷонфидоӣ нишон додани намояндагони халқ (Пӯлод, Гулрӯ, Салимбой, Иванов, Мирзо) имкон ёфта бошад, пас дар «Шӯроб» ба зоҳир кардани асосҳои ҳастии маънавии халқ, муҳити муборизаи умумии миллатҳо ва ташаккули синфи коргари маҳаллӣ муваффақ шудааст.

Тасвири шавқангез, ҳайратовар, аз вазъиятҳои мушкил бо ақлу фаросат берун омадани қаҳрамонҳо, таваҷҷӯҳи махсус ба саргузаштҳои аҷибу пурмоҷаро (Салими садкора, Холи ворухӣ), қиссаи муошиқати бо обуранги румонтикӣ омехтаи Пӯлоду Гулрӯ, Даря ва Арслоналӣ, фаровон истифода шудани ривояту афсонаҳо, ҳикояву тамсилҳо гувоҳи ба диди эстетики халқ такя кардани нависанда мебошад. Зовияи диди мардумӣ дар тасвири чеҳраи (портрети) батафсилу зебои Гулрӯ (111, 10-11), ки ин дар айни замон як навъ идомаи кори устод Айнӣ дар чеҳраофаринӣ низ мебошад (аслан таъсири «Дохунда»-и Айнӣ дар ин румон рӯшан мушоҳида мешавад), ҳамчунин дар назари афсонавии Арслоналӣ, ки Даряро ба сони «парии афсонавӣ» (1, 109, 177) дидааст ва модараш «аз рӯяш нур меборад» гуфтааст, ба мушоҳида гирифтан мумкин аст.

Дар намунаҳои зер, ки аз румони «Шӯроб» гирифта шудаанд, низ ба бадеияти асарҳои фолклорӣ ва мардумӣ (ривоятӣ) илҳом гирифтани нависанда ба назар мерасад. «Дар гузашта беҳуда ҳам намегуфтанд, ки аз омади кор шиша сандон шиканад, аз ноомади кор атола дандон. Лекин

агарчанде ки шишаи фалакзадагон аз сандон парахае напарронда бошад ҳам, аз атола дандони онҳо тез-тез мешикаст… Ин дафъа ҳам аз атола дандон шикаст» (1, 91). Намунаи дигар. «Пётру Акбари бечораро, чуноне ки дар афсонаҳо гуфта мешавад, дар ҳамин ҷо мемонему ду калима аз Дашаю Давлат мешунавем». Ё аз «Булбул аз хонаи акка», «Духтар меваи ҷавпазак» барин таркибу таъбирҳои мардумӣ ном гирифтани бобҳо дар «Одамони ҷовид» бесабаб намебошад. Таъкид кардан лозим аст, ки анъанаҳои гузашта дар румонҳои мазкур на танҳо барои кушодани моҳияти масъалаҳои иҷтимоӣ, рабту пайвастагии хоси сужет, тасаввури ашхоси мухталиф дар бораи моҳияти зиндагӣ имкон додаанд, балки ба такомули ҳунари нигориши реалистии нависанда кӯмак кардаанд.

Вале дар таҳқиқоти адабиётшиносон дуруст қайд карда шудааст, ки муболиғаҳои дур аз ҳақиқат, шиддати муболиғаомези ҳаракати воқеаҳо, ки хоси эстетикаи румонтизм аст, дар созмони сужети румони «Одамони ҷовид» мавқеи зиёд доранд ва онҳо тасодуфу наҷотёбии ғайричашмдошт ва «мӯъҷизаосо»-и қаҳрамонон мебошанд, ки сабаби сустии заминаи табии тасвир ва боварибахшии он гардидаанд. Таваҷҷӯҳи зиёд ба воқеанигорӣ гоҳо банду баст ва дараҷаи тадқиқи бадеиро дар рӯмони «Шӯроб» суст кардаанд[1]. Лозим аст, ки дар ин ҷо як нуктаро дар поэтикаи жанри «понорамӣ», тасвири бапаҳнои зиндагӣ таъкид намоем, ки вусъати назар ва паҳнои макону замон ҳатман амиқрафти тасвирро тақозо дорад. Аниқтараш мутаносубии ҳунарии асар риояи ҷараёни дуҷонибаи сифатии тасвирро талаб мекунад. Бинобар ин, ҳамагуна нигориши зоҳирии бавусъати макону замон сабаби нокифоягии таҳқиқи бадеӣ мегарданд. Румони «понорамии» тоҷикӣ низ (чи румонҳои Фотеҳ Ниёзӣ ва чи навиштаҳои Раҳим Ҷалил, баъзе асарҳои Икромӣ ва румонҳои серҷилдаи имрӯза низ) аз ҳамин ҷиҳат камбудии ҷиддӣ доранд. Ба ҳамин сабаб тадқиқи бадеӣ дар онҳо дар савияи лозима анҷом наёфтааст…

Дар ҳар маврид Раҳим Ҷалил асосан кӯшидааст, ки ба анъанаҳои ривоятӣ, ҳамосӣ ва фолклориву достонсароӣ рӯҳи тозаи воқеъгароёна бахшида бошад. Ин амал аз нахустин ҳикояҳои ӯ, ки бо таъсири асарҳои реалистии Чехов, Горкий (вай асарҳои онҳоро тарҷума кардааст) эҷод

---

[1] *Л. Н. Демидчик.* Насри солҳои 30. – Дар кит. Таърихи адабиёти советии тоҷик иборат аз шаш ҷилд, ҷ. 11. – Душ.: Дониш, 1978, саҳ. 265-267; *М. Шукуров*. Насри солҳои 1945 – 1974. – Таърихи адабиёти советии тоҷик, дар шаш ҷилд, ҷ. 1V. – Душ.: Дониш, 1980, саҳ. 277.

шуда буданд, то охири умр аз ҷониби ӯ риоя шудааст. Ба андешаи банда, дар ҳар ду маврид ҳам - ҳам дар тасвирҳои сервоқеаву румонтикӣ ва ҳам ҷузъиёти маишӣ ва гоҳо психологӣ нависанда аз таҷрибаи устод Айнӣ низ таъсири муайяне бардоштааст.

Аз ҷумла, мавқеи тасвирҳои дақиқ ва мушаххас, ҷузъиётбаёнии маишӣ ва гоҳо ҷуғрофӣ дар румони «Одамони ҷовид» пурқувват аст. Ин хусусияти бадеияти осори нависанда на танҳо аз манобеъи адабии мазкур сарчашма мегирад, балки дар бисёр маврид ба шароити зист ва муҳити тарбияи ӯ, ки аз бачагӣ ба дақиқкорӣ омӯхта шудааст (падараш косиб буд ва худ чанд муддат ба кафшдӯзӣ машғӯл шудааст) низ вобаста мебошад. Ҳамчунин, маълум мешавад, ки нависанда барои таълифи румони мазкур тайёрии зиёде дида, дар маҳалли гузаштани воқеаҳо сафар дошта, ҷузъиёти онро ба мушоҳида гирифтааст, маишати мардуми онро аз наздик омӯхтааст, воқеаҳоро гоҳо мисли аслашон тавсир кардааст. Унсурҳои этнографӣ, диққат ба муқаррароти зиндагӣ, хусусан манзараҳои иҷтимоӣ гувоҳи ин мақсади нависанда мебошанд. Дар қисми дувуми румон нависанда кӯшидааст, ки ба кушодани моҳияти воқеаҳо муваффақ гардад.

Ин ҳама ба румон барои бештар роҳ ёфтани ҷанбаи тасвирӣ имкон додаанд. Маънавиёт ва маишати мардуми одӣ, муборизаи оштинопазири тарафҳои даргир бо тасвири ҷиддӣ анҷом ёфтааст. Характеристикаи мукаммали шахси зиндадилу инсондӯст, ҳалолкору меҳнаткаш, раҳмдилу босадоқат Салимбой ва ҳам, нишон додани зина ба зинаи афзудани бадбинии Пӯлод Қодиров ва мардуми одӣ Раҷаб Ортиқовро аз афзудани маҳорати характерофарии нависанда гувоҳӣ медиҳанд.

Умуман бояд таъкид намоем, ки заминаи таърихӣ ва ҳуҷҷатии ҳамаи навиштаҳои Раҳим Ҷалил пурқувват мебошад. Фақат ҳаминро таъкид кардан кифоя мебошад, ки қариб аксари қаҳрамонои асосии румонҳои «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» аслнусхаи худ ё прототип доранд, ё шахси таърихӣ буда, саргузашташон бо андаке тағйирот ба асарҳо дохил карда шудаанд[1].

Аммо муваффақият ба нависанда дар он мавридҳое даст медиҳад, ки қисмати шахс дар худ тақдири таърихии халқ ва муҳимтарин

---

[1] Дар ин хусус ниг.: *Х. Отахонова*. Раҳим Ҷалил ва эҷодиёти ӯ. – Душ.: Нашриёти АФ Тоҷикистон, 1962, саҳ. 87, 93, 97; *А. Сайфуллоев*. Мактаби эҷодии нависанда //Маориф ва маданият, 1964, 19 май.

хусусияти инсонҳоро ифода карда бошад. Аз ин ҷиҳат ҳунари инсоншиносӣ ва воситаҳои тасвири бадеии зиндагӣ дар румони «Шӯроб»-и нависанда сифатҳои ба худ хосе дорад. Тору пути бадеии «Шӯроб» аз накду таҳлил, ҳаҷву лиризм, ҳикмату шеър ба ҳам омадаанд. Ин ҳама гуногунии сохтори таҳкия бештар аз ҳама дар тасвири образи Холи ворухӣ ва боз як-ду образ ба чашм мерасад, вале аксари симоҳои дигар ба дараҷаи кифоя таҳлилу тасвир карда нашудаанд.

Тамоми зиндагии пурмоҷаро ва шахсияти аҷибу фавқулоддаи Холи ворухӣ табиӣ ва воқеӣ ба тасвир омадааст. Нависанда ба лаҳзаҳои ташаккули характери вай эътибори махсус медиҳад. Ҳам ваҷоҳати Холи ворухӣ ва ҳам тарзи суханронӣ, ҳам пургӯиву қатъияташ, ҳам рӯзгори мураккаб ва олами маънавию ахлоқии ӯ ҳама ҷанбаи мардумӣ доранд ва сарнавишти ӯ аз як камбағали оворагарди дунёбезор то ба сарвари доно, шахси хирадманд, пири кор ва ба соҳиби мамлакат қисмати таърихии халкро хеле хуб ифода намудааст. Ба ҳамин монанд, зебоии сурат ва сирати Даря, ташвишҳои ишқи румонтикии Арслоналӣ, изтиробҳои Давлати ятими пеш аз вақт ба камолрасида, ташвишҳои модари Арслоналӣ ҳангоми ҳимояи Даряву Давлат ва бисёр манзараҳои дигар аз лаҳзаву манзараҳои дилчаспи равоншинохтӣ мебошанд. Дар «Шӯроб» воситаҳо ва шаклҳои гуногуни равоннигории мутаҳаррик (психологизми динамикӣ) ба истифода рафтаанд, микдори монологи ботинӣ афзудааст.

Яке аз ҳамин гуна шаклҳои тасвири психологӣ (равонӣ) – психологизми фишурда, рӯҳиянигорие мебошад, ки бисёр масъалаҳои иҷтимоӣ, динӣ, миллӣ ва ахлоқиву маънавии инсони одиро дар як вақт фаро гирифтааст, ин тасвири изтироби дили пиразани қирғиз – модари Арслоналӣ мебошад, ки ошиқ шудани писарашро ба русдухтар пай бурдааст. Модар, ки нигоҳи писарашро ба Даря «пай бурд ва аз чӣ сабаб бошад, ки якбора ба ҳолати пуризтиробе афтод», онро бори дигар дида «зиёдтар ба ташвиш монд», «мехост духтарро…тезтар аз пеши назари ӯ дур бурда» дар утов пинҳон кунад. Аммо Арслоналиро ҳанӯз ҳам дар ҳамон ҷо дида «ҳуш аз сараш парид. Ишқ магар қоидаю қонун, дину синро медонад, ё донад ҳам писанд мекунад?!» (1, 110). Нависанда пиразани қирғизро дар боби «Ҳодисаи ҳайратовар» боз ҳам дар ҳолати мураккабтаре ба тасвир мегирад, зуҳури ҳиссии милливу динӣ ва инсонии ӯро муфассал мавриди таҳлил қарор дода, ғалабаи ҳисси инсониро бар ҳамаи ҳиссиётҳои дигар нишон додаст. Академик Муҳаммадҷони Шакурӣ барҳақ менависад, ки дар ин манзараи бадеӣ «якумин бор дар насри советии тоҷик ғалабаи дили одамӣ ба ҳисси динӣ,

ба худоҷӯиву худотарсӣ аз ҷиҳати психологӣ то ин дараҷа мӯътамад» тасвир шудааст[1]. Дар ҳақиқат, бори аввал набошад ҳам (ҳикояи «Бева»-и Ҳаким Каримро ба хотир оварем), вале ба ин нозукӣ ва мукаммалӣ онро аз манзараҳои беҳтарини ҳолатнигорӣ ва равоншинохтӣ дар насри тоҷик ба шумор овардан мумкин аст.

Дигар аз хусусиятҳои бадеии румонҳои Раҳим Ҷалил тасвири манзараҳои умумии амали мардум, нишон додани омма, хусусан табъи зарифи ӯ, ки дар заминаи ҳунарӣ «аскиязанӣ» сохта шудааст, ба ҳисоб меравад. Ҳаҷв ҳарчанд дар румонҳо ба як меъёр набошад ҳам, вале барои тасвири симои қаҳрамонҳои манфӣ, кушодани олами пучу бемаънӣ ва пастиву разолат истифода шуда, аз ҷониби қаҳрамонҳои мусбат ба сифати як шакли муборизаи маънавӣ ба кор рафтааст.

Дар румонҳои «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» мавқеи чеҳраи иштиркдорони асар ва манзараи табиат хеле бузург мебошад. Ин мавзӯъест, ки гуфтугӯи муфассалеро тақозо дорад, вале дар ҳаҷми ин мақола ғунҷоиш надорад. Ин ҷо танҳо ҳаминро таъкид менамоем, ки нависанда ҷо-ҷо дар кашидани чеҳра, бахусус чеҳраҳои равониву (психологӣ) ва ҳаҷвӣ муваффақ шудааст, манзараҳои зебои табиатро бештар дар шакли тазод бо ҳолати одамон ва гоҳе ба ташвиши қаҳрамонҳо бетафовут ё айнӣ нишон дода, ба ин васила рӯҳи эпики румонро пурқувват мекунад. Дар айни замон, чеҳра ва манзараи табиатро Раҳим Ҷалил аз зовияи диди мардум, яъне бисёр мавридҳо ба сурати зеҳнӣ ба тасвир гирифтааст.

Дарвоқеъ, мо дар ин мақола дар бораи хусусиёти поэтикии румонҳо, бадеияти онҳо масъалагузорӣ карда, бисёр мавридҳо аз истифодаи нависанда аз диди эстетики халқ сухан ба миён овардем. Ин аз он гувоҳӣ медиҳад, ки халқияти тарзи баён аз хусусияти муҳимми поэтикаи румонҳои «Одамони ҷовид» ва «Шӯроб» мебошад. Табъу завқи халқ, шакли халқии таҷассуми бадеии воқеаҳо дар бисёре аз аносири асарҳо ба мушоҳида мерасанд, нависанда аз таркибу таъбирҳои халқӣ, фразиологизмҳо, суханони ҳикматомез ва шеъри халқиву классикӣ бисёр истифода кардааст. Дар айни замон ин аносир барои бештар таҳким ёфтани халқияти асарҳо ва таърихияти онҳо мусоидат кардаанд. Аз ҷумла ба ғайр аз ҳикмати классикӣ дар «Одамони ҷовид» наздик ба 110 ва дар румони «Шӯроб» зиёда аз 450 зарбулмасалу мақол истифода шудааст. Таркиби сухани чи нависанда ва чи қаҳрамоно,

[1] *М. Шукуров.* Насри солҳои 1945 – 1974…, саҳ. 276.

бахусус, Холи ворухӣ саршор аз таъбирҳои халқӣ мебошанд. Умуман, забони нависандагони минтақаи Хуҷандро аз назари чандомади фразиологизмҳо ва вазифаҳои гуногуни бадеии онҳо (нигар ба ин маҷмӯа, ба мақолаи бахшида ба Додоҷон Раҷабӣ) ва умуман шеваи ин маҳалро аз ин ҷиҳат барои муайян кардан хеле аз хусусиятҳои забони адабӣ ва халқӣ имконият медиҳад (Ин масъалаест, ки бояд диққати олимони забоншиносро ба таври ҷиддӣ ба худ ҷалб намояд). Яъне нуфузи зиёди поэтикаи осори халқӣ дар румонҳои мазкур аз он сар мезанад, ки нависанда ҳодисаҳои муҳими сиёсӣ ва иҷтимоиро аз мавқеъи халқ ва зовияи диди вай ба тасвир мегирад. Ин сершумории ҷузъиёт ва аносири диди эстетики халқ дар матни румонҳо (бахусус «Шӯроб») дар маҷмӯъ ба сифати таҷрибаи таърихии халқ садо медиҳад ва дар заминаи миллӣ ва халқӣ амалӣ шудани воқеа ва дигаргуниҳои иҷтимоиро собит менамояд.

Таркиби бадеӣ, поэтика ва умуман бадеияти румонҳои Раҳим Ҷалил аз он гузоришоте, ки мо дар ин мақола изҳор доштем серпаҳлу, фарохтар ва гоҳе баҳснок мебошад, ки аз ҷӯяндагии доимии нависанда ва такяи ӯ ба фарҳанги мардумӣ гувоҳӣ медиҳад. Аммо аз мӯҳтавои умумии масоили мавриди баррасӣ маълум аст, ки Раҳим Ҷалил аз нависандагонест, ки дар баробари дигар аз шогирдони устод Садриддин Айнӣ дар устувор гардидани пояҳои насри воқеъгароёна, сохтори бадеии он, хусусан жанри румон саҳм гирифтааст. Хизмати вай хусусан дар амиқбурди халқияти насри нави тоҷикӣ сазовор ба ёдварист.

1984, таҳрири нав соли 2009.

## МАҚОМИ ФАЗЛИДДИН МУҲАММАДИЕВ ДАР ТАШАККУЛИ НАСРИ ҶАДИДИ ТОҶИКӢ

Замони мо, замони истиқлоли Тоҷикистон, айёми тағйир хӯрдани арзишҳои адабии то ба ҳол мавҷӯда, бахусус офаридаҳои адабии замони шӯравӣ мебошад. Сабаб ин аст, ки ҷомеаи шӯравӣ, ки бар асоси мафкураи синфӣ ва сиёсати ҳизби коммунист амал менамуд, ба ҳамаи навъҳои зеҳни инсонӣ ва донишу фарҳанг аз меъёри афкори коммунистӣ ва афзалияти як синф бар синфи дигар нигоҳ мекард ва аз ин рӯ бисёре аз ин навиштаҳо бо талабҳои тозаву инқилобии шароити нави ҷамъиятӣ рӯ ба рӯ омаданд ва ниёз ба навназарӣ доранд. Аммо на он навназарие, ки муаллифи он худро дар мавқеи дигари идеологӣ, ё субективизми худхоҳона ва ё додситони кулл тасаввур кардаву ба таърих ҳукм баровардан мехоҳад, ё дар назари маҳдуди шахсии вай тару хушк баробар ба коми оташи нафрату адоват андохта мешуда бошанд. Мутаассифона, дар даҳ-понздаҳ соли охир чунин қаҳрамонон ва ҷасурони шӯҳратталаб бисёр пайдо шуданд, ки худро пас аз байн рафтани ин ҷомеа ба сифати мубориз у қаҳрамони ҳақталаб ба майдон андохтанд ва дар ин амали ҳангоматалабона барои худ гӯё «шӯҳрат»-и муайяне пайдо намуданд, вале ин тариқ навназарӣ ба ҷуз аз суди хусусии эшон ба илм ва нақди адабӣ ва муайян кардани меъёрҳои асилу одидона ва беғаразонаи он ҳеҷ аҳамияте дошта наметавонад. Як қисм аз ноқидони «навназар»-и дигар ба таърихи зиёда аз ҳафотдсолаи адабии асри гузашта бе ҳеҷ таҳлилу тадқиқ хати бутлон мекашанд ва онро сазовор ба гуфтугӯ ҳам намедонанд. Гурӯҳи дигар, аз сари ҷаҳли мураккаб, ҳеҷ аз идея ва идеалҳои меъёрии реализми сотсиалистӣ намехоҳанд даст кашанд. Ба фикри банда, моро лозим аст, ки аз ин ҳама назарҳои ғайриилмиву якҷонибаро як тараф гузошта ва ба ҳодисаҳои адабии он замон баҳои беғаразона дода бошем, яъне адабиёт ва нақди адабии ин марҳаларо бо хубу бадаш ҳамчунон ки будааст таҳлилу баррасӣ кунем ва сипас натиҷагириҳо намоем. Навбаҳоии одилона ва олимона бояд бар пояҳои солими илмӣ, ахлоқӣ ва таърихӣ бунёд ёбад, ки муҳимтарин хусусияти он фаҳмидани вазъи эҷодкор дар ҷомиаи назарфиребу дуҳавоии диктотурии ҳизби коммунист ва ҳамеша, дар ҳар гуна шароит, бо пайдо шудани аввалин имконияти хурдтарин ба мухторияти ҳирфаӣ

(касбӣ) ҳаракат кардани эҷодиёту эҷодкор аст, барои ба майдон омадани осори асили адабӣ низ мусоидат кардааст.

Мо бар ин ақидаем, ки имрӯз на ҳамаи асарҳои дар замони шуравӣ эҷодшудаи адибон метавонанд мавриди пазириши ҷомеъа қарор гирад, бахусус, мундариҷаи синфӣ ва идеологии он, ки ҳадафҳои маҳдуди сиёсии ҳизби коммунистро фаро мегирифт, ба моҳияти демократӣ ва мардумиву умумибашарии фарҳанги миллие, ки ҷомеаи мо дар садади бунёд ва ривоҷу такмил ва таҳким он аст, камтар мувофиқат хоҳад кард. Аз ин меъёр метавон, чун ба эҷодиёти аксари адибони тоҷики замони шӯравӣ, ба баъзе нуктаҳои мавзӯъ ва мундариҷаи ғоявии осори Фазлиддин Муҳаммадиев низ эътирозҳо баён кард. Вале вазъ на ҳамеша сиёҳу махуф будааст, балки дар он хеле аз саҳифаҳои ҷолиб ва ибратбахше мавҷуд аст, ки имрӯз ва шояд дар ояндаҳо низ арзиши худро аз даст нахоҳад дод ва ҳатто ҳамон саҳифаҳои пурфоҷиа низ ба сифати панди таърих бояд ҳеҷ гоҳ аз хотирҳо фаромӯш нашавад.

Оре, устод Фазлиддин Муҳаммадиев ба ҳукумати шӯравӣ ва дастурҳои куллии ҳизби коммунист, ки дарвоқеъ дар худ баробарҳуқуқӣ, адолати иҷтимоӣ ва сохтани ҷомиаи аз ҳайси иҷтимоӣ бетафовут барин мафҳумҳоро фаро гирифта буданд, эътиқоди қавӣ дошт. Аммо онро наметавон бовари кӯркӯрона ба шумор овард, балки он эътиқоди ифротие ба ғояҳои баробарии инсонҳо ва ба амал баровардани адолати иҷтимоие буд, ки ба дилу нияти инсонпарваронаи нависандаи одамдӯст ва адолатхоҳ мувофиқ омада буданд, бовар ба амалӣ гардидани он орзуҳои якумраи одамон дар бораи баробарӣ, аз байн рафтани шоҳу гадо дар ваъдаҳои ормоние буд, ки аз ҷониби ҳизби коммунист барои ҳаёти хушбахтонаи меҳнаткашон арзонӣ дошта мешуд. Бинобар ин ӯ ба муқобили ҳаргуна ақибнишинӣ аз ин мавқеъ ба муборизаи берӯю риё ва оштинопазире бармехост, дар бораи аз ҳад зиёд вусъат гирифтани фасод дар ҷомеа табли ҳушёрӣ мезад ва бар асари касодии маънавӣ ба сари вартаи махуфе расидани он огоҳӣ медод. Аммо ба ҷуз аз маводи сиёсӣ ва ҳадафҳои идеологӣ боз дар адабиёти замони шӯравии тоҷикӣ ва эҷодиёти Фазлиддин Муҳаммадиев мӯҳтаво, мазомини бисёри ахлоқиву равонӣ ва тасвирҳои фалсафию рамзие мавҷуд аст, ки такя ба асосҳои ахлоқ ва бовари мардум дошта, ҷанбаи умумиинсониаш пурқувват мебошад ва, бешубҳа, дар таҳкиму тавсиаи фарҳанги асили миллӣ коргар хоҳанд омад.

Бахусус, дастовардҳои ҳунарии адибони алоҳида ва дар ин қатор Фазлиддин Муҳаммадиев, дар таърихи адабиёти тоҷик аз баъзе ҷиҳатҳо бесобиқа буда, онро марҳилаи муҳиме дар рушду ғанои тафаккури бадеӣ ба шумор овардан мумкин аст. Ба андешаи мо, осори Муҳаммадиев, ба сифати намунаи адабиёти навпардози тоҷикии садаи XX ҳам барои раванди адабӣ ва ҳам барои ҷавонони эҷодкор низ арзиши зиёдеро соҳиб мебошад. Бинобар ин, аз назар гузаронидани роҳи зиндагӣ ва ҷустҷӯҳои эҷодии вай метавонад қазияҳои куллие, ки боло ба миён гузоштем, тасдиқ намояд ва мушаххастар созад.

Пеш аз ҳама бояд ёдовар шавем, ки устод Фазлиддин Муҳаммадиев ба эҷоди осори бадеӣ хеле дер, дар сини 27-28 солагӣ, пас аз таҷрибаи кофии истеҳсоливу рӯзноманигорӣ пайдо кардан пардохтааст. Аммо чӣ дер омадани аҷибе, ки ҳамроҳи худ савияи тозаву баландтаре барои адабиёти замонаш оварда бошад. Пас, сабаби ин камолот ва балоғати эҷодӣ чӣ будааст?

Албатта бояд ба як нуктаи бисёр муҳим ин бошад, ки Худованд ба Фазлиддин Муҳаммадиев истеъдоди фавқулоддаеро бахш карда будааст. Падараш, ки ҳунари муқовабандӣ (саҳҳофӣ) дошт, аз кӯдакӣ меҳре ба хондану омӯхтан дар дили вай афрӯхт. Вай бо ҳуруфоти арабӣ ва кирилӣ хонда метавонистагӣ шуд. Сипас, ӯ хеле бармаҳал дар шаҳри бостонии Самарқанд шаҳди меҳнати сиёҳ ва сахтиҳои бепадариро чашида, бо мардуми меҳнаткаш қарин гардида буд. Баъди ҷустуҷӯҳо ва талошҳои бебарор, соли 1947, ки ӯ ба Душанбе омад, ба сифати ходими адабии рӯзномаи «Тоҷикистони сурх» ба кор сар кард, он ҷо низ бо тақозои касб, пеш аз ҳама, ба аҳли меҳнат сару кор дошт. Ин ҳама омилҳое буданд, ки дар дили Фазлиддини ҷавон муҳаббат ва эҳтиромро ба инсони одӣ меафзуданд, ормонҳои башардӯстонаашро ташаккул медоданд.

Аммо таъсири аҳли кори рӯзнома, ки ба қавли худи устод аз «ҷамъияти калони одамони ҳақиқатан накӯкору хайрхоҳ, одамони софдилу гарму сарди рӯзгорро дидаю санҷида» иборат буданд, боз ҳам муассиртар омада буд, зеро диди вайро нисбат ба зиндагӣ ва мақоми инсон аз бисёр ҷиҳатҳо муайян кардаву масъулияти гражданӣ ва иҷтимоиашро меафзуданд. Ҳамин тавр, ӯ байни солҳои 1947-1957 дар мактаби марказии комсомол таҳсил карда, дар идораи нашриёҳои «Ҷавонони Тоҷикистон», «Газетаи муаллимон», «Тоҷикистони сурх», «Занони Тоҷикистон» ва «Хорпуштак» ифои вазифа менамояд. Кор

дар матбуот ва зиндагиомӯзӣ ба он сабаб шуданд, ки ӯ дар қадами аввал бо таълифи очерки бадеӣ ба арсаи эҷод ворид шуд ва ҷанбаи публитистӣ аз мухтасоти муҳимми навиштаҳои вай ба шумор омад. Тезутунд ба миён гузоштани мушкилаҳои зиндагӣ, эҳсоси нозуки рӯйдодҳои замон ва сарфаҳм рафта тавонистан ба кунҳи мавзӯъоти ҳозира, ки аксаран аз муаммоҳои асосии тасвири бадеӣ маҳсуб мешаванд, аз сарчашмаи мазкур об мехӯрданд…

Солҳои фаъолият дар маҷаллаи «Шарқи сурх» (1957-1960), ҳамкорӣ бо нависандаи соҳибқареҳаи навовар Пӯлод Толис ва наздикӣ бо аҳли адаб, сипас таҳсил дар курсҳои олии адабии Донишкадаи адабии ба номи Максим Горкий (1960-1962) дар Маскав ҷанбаи ҳунарии навиштаҳояшро бештар сайқал доданд. Дар натиҷа аз ҷониби вай беҳтарин очеркҳои проблемӣ, аввалин ҳикояҳои ахлоқии равоншинохтӣ ва нахустин қиссаи лирикии мутоябаомез дар насри тоҷикӣ эҷод карда мешаванд, ки тавассути онҳо қадамҳои аввали ҷусторҳои ҷиддии шакливу навъӣ дар насри тоҷикӣ бунёд бардошта мешавад.

Аммо ин очеркҳо ва ҳикояҳо «Раиси нав» (1955), «Муҳоҷирон» (1956), «Як рӯз» (1957), «Фаттоҳ ва Музаффар» (1958), «Савдои умр» (1958), «Мактуби дӯст» (1958) - чунон ки аҳли тадқиқ қайд кардаанд, боз як хусусияти муҳим доранд. Нависанда фақат ба гузориши масъалаҳо, зикри мисолу арқом маҳдуд намешавад, вай дар айни замон кӯшидааст то чеҳраи бадеии инсонҳое чун Фатҳиддинов, Махсуми самолёт, Музаффарро низ офарада бошад. Ба ин маънӣ очеркҳои проблемӣ ҷанбаи пурқуввати бадеӣ доранд. Ҳамчунин Муҳаммадиев ба очерк, масалан ба очерки «Меҳри диёр» (1959), ки бесабаб аз назари аҳли таҳқиқ дур афтодааст, таҳлили равоншинохтиро ворид овард ва бар ин асос имкон ёфт, ки дар очерки мазкур баробари гузориши масъалаи мушаххас тасвири бадеии зиндагӣ низ мавқеи муҳим пайдо кунад. Чунонки борҳо таъкид шудааст, очеркҳои Муҳаммадиев ҳикояҳои ҳуҷҷатӣ ё воқеиро мемонанд, аммо ҳикояҳои ӯ ҳамеша заминаи воқеӣ ва ҳаётии қавӣ доранд ва, ба фикри банда, ин мушоҳидаи комилан дуруст аст.

Тибқи гуфтаи худи нависанда нахустин ҳикояи вай – «Порчаи остин» (1956) дар асоси ҳаводиси воқеӣ таълиф шуда, ҳатто иштирокдорони он бо номи худ зикр шудаанд. Ҳикояи мазкур бо таҳрири Абдусалом Деҳотӣ ба дасти чоп рафта буд. Аз он маълум мешавад, ки Муҳаммадиев зоҳиран дар авали кор ба баёни моҷаро ва

ҳангомаписандӣ таваҷҷӯҳ доштааст ва ҳатто ҳикояи мазкурро такмилу таҳрир карда, қиссае таҳти унвони «Тири хокхӯрда» (1959) таълиф намуд. Тавассути ин ду асари моҷароӣ (детективӣ) метавон аз оғози самти ҷустуҷӯҳои адабии нависанда пай бурд, вале шояд аз сабаби баъдҳо ба равоншинохтии бадеӣ ҷиддӣ мутаваҷҷеҳ шудан, вай аз тасвирҳои сирф пурмоҷаро ва зоҳиран ғарибнамо рӯ гардонидааст. Аммо вазъи моҷароӣ ва шавқангезӣ чун ҳусни тасвир кам ё беш ба кулли асарҳои минбаъдаи вай хос мондаанд. Метавон гуфт, ки он як ҷузъи муҳимми сабки гуногунтаркиби фардии ӯро ташкил намудааст.

Инак, соли 1958 якбора ду ҳикояи Фазлиддин Муҳаммадиев – «Мактуби дӯст» ва «Савдои умр» чоп мешаванд, ки роҳу равиши «Порчаи остин» ба куллӣ тафовут доштанд. Пеш аз ҳама, ин ҳикояҳо масъалаи ахлоқи иҷтимоиро фаро гирифта буданд. Сухан аз масъулиятшиносии афроди ҷомеа дар назди дигарон - дӯстон, рафиқон, ҳамкасбон ва ҳимояи шарафи инсонии худ меравад. Аз ҳайси лаҳни ривоят онҳоро ҳикояи мусоҳиба ва мубоҳиса номзад кардан мумкин аст. Ба ин маънӣ аз аввал ва баъд низ дар тарзи баёни Муҳаммадиев монандиҳо бо мақулаи адабии ғарбӣ, ки дискурс ном дорад, ба чашм мерасад. Яъне, «Савдои умр» аз нақли суҳбатмонанди ровӣ ба ҳам омадааст, ки тавассути муқоисаву мушоҳидаҳо марҳала ба марҳала тағйир ёфтани шуури мардуми деҳот, бахусус кӯшишу ҷадали муваффақонаи занонро барои ҳуқуқи иҷтимоӣ ва инсониашон табиӣ ва боварибахш нишон медиҳад. Аммо дар ҳикояи «Мактуби дӯст» масъалаи ҷиддие ба миён гузошта мешавад: сухан аз ҳимояи инсон ва шаъну шарафи он меравад, ки нависанда тавассути номаи Амон ба миён гузоштааст. Ҳарду ҳикоя ҳам аз маводи маишиву равонӣ саршор буда, воситаҳои тасвири маҳрамона (мактуб ва нақли дӯсти хонавода), ки ҷанбаи металингвистиашон бештар аст, барои зоҳир сохтани масоили ахлоқӣ имкон додаанд. Ҳамин тавр, дар ҳикояи «Арзамас» (1960) Шафеъ Рабеулин аз муҳаббати ба эътиқод табдил ёфтааш нақл мекунад ва нависанда ҷараёни дар зеҳни вай ба ҳақиқат табдил ёфтани ҳикояти ӯро мавриди тасвир қарор додаст. Қаҳрамони ҳикояи «Роҳ» (1962) Фотима дар арзи як шаби сафар ба одамон ва зиндагӣ эътимоди бештаре пайдо мекунад, аз олами андешаҳои мағшуш раҳо ёфта, бовараш ба шахси худ ва мавҷуд будани ростдиливу покизакорӣ дар ахлоқи ҳамзамон, бахусус ронандагон меафзояд.

Чунон ки мебинем, Фазлиддин Муҳаммадиев дар оғози эҷодиёти худ аз шаклу усулҳои гуногуни тасвири зиндагӣ ва инсон истифода мебарад ва ҳар бор дар мавриди мушаххас шаклу воситаи мувофиқе барои ифодаи мақсадҳои бадеиаш дарёфт карда метавонад. Натиҷаи ҳамин ҷустуҷӯҳо таълифи қисса (повест)-и «Одамони кӯҳна» (1963) гардид, ки дар насри нави тоҷикӣ як ҳодисаи муҳим шуморида шудааст ва аз ташаккул ёфтани тарзу шеваи тозаву хоси нигориши муаллиф шаҳодат медиҳад.

Пас моҳияти ин шеваи хос аз чӣ иборат бошад?

Фазлиддин Муҳаммадиев шакл ва амали таҳкияи (ривояти) суннатиро, ки то ин замон дар насри воқеъгарои тоҷикӣ вуҷуд дошт, шикаст, онро аз ҳолати якнавохтии нақли ҳодисаҳо ва воқеанависии иҷтимоӣ раҳо карда, таҳрике дар сохтори тасвири равонковии (психологии) он дохил намуд. Пеш аз ҳама, вай ба сухани қаҳрамон дар тасвиру таҳкия имтиёзи бештаре дода, шаклҳои гуногун ва зовияи диди мухталифро ба кор гирифт.

Таҳкия аз забони қаҳрамони асар пеш аз ин низ дар насри тоҷикӣ, масалан дар асарҳои устод Айнӣ «Мактаби кӯҳна» ва «Марги судхӯр» ва баъзе ҳикояҳои Ҷалол Икромӣ , Ҳаким Карим ба истифода рафта буд, вале он ба мӯҳтавои дарунӣ ва саргузашти хусусӣ, ки дошт, нигоҳ накарда, як навъи ҳамон воқеанависӣ буд, ки ба имконияти шахси ноқил такя карда сохта мешуд. Ин тарзи таҳкия дар румони «Ман гунаҳгорам»-и Ҷалол Икромӣ аз ҷанбаи нақлии сирф хеле озод шуд, аммо Пӯлод Толис дар ҳикояҳояш, бахусус дар қиссаи «Тобистон» таҳкияи аз забони қаҳрамон ё ба таъбири дигар нақли аввалшахсро ба сурати комили поэтикӣ расонида, повести (қиссаи) монологӣ ва насри равонии воқеъгароро дар адабиёти нави тоҷикӣ бунёд гузошт. Дар натиҷа имкони равонковии сирфи инсон, ки пештар гаҳ-гоҳе ба назар мерасид ва дар румони «Ман гунаҳгорам»-и Ҷалол Икромӣ ба ҷои аввал гузашта буд, акнун ба воситаи муҳим ва корхӯрдае дар тасвир табдил ёфт ва дар адабиёт ривояти бадеӣ аз нақли зоҳири воқеаҳо ва баёни одии замони пайдарҳам ба ихтиёри вақту замони равонӣ кӯчид, паҳнои макон ҷойи худро ба умқи психологии тасвир дод, ки инро метавон ба сифати зеҳнписандии воқеъгароёна номзад кард. Қайд кардан лозим аст, ки ин кушоиши Пӯлод Толис як марҳалаи муҳими тақвияти усули тасвири воқеъгароии асил дар адабиёти тоҷик ба шумор меояд ва ҳарчанд баъдҳо дар баъзе мавридҳо бар асари тақлиди бетакмила аз ҷониби

чанде нависандагон ба қолабе табдил ёфта, фақат як воситаи зоҳирии сужетсозӣ гардид, вале лаҳни таҳлил ба куллӣ аз байн нарафт. Баръакс таҳлили равонӣ минбаъд савияи тозаи насри тоҷикӣ маҳсуб мешавад ва ҳар гуна сохтакорӣ дар ин равандро ба осонӣ пай бурдан мумкин аст (банда дар ин хусус дар китоби «Тасвири олами ботинии инсон, нависанда ва замон - Душанбе: Адиб, 1987, дар иртибот ба ҷанбаи равонковӣ дар насри муосир муфассал таваққуф кардаам).

Аммо Фазлиддин Муҳаммадиев аз навангезиҳо ва дар заминаи дастовардҳои дӯст ва муаллимаш Пӯлод Толис ба сӯи ибтикороти тозае роҳ гирифта, пояҳои усули нави нигоришро дар насри тоҷикии солҳои 50-80 таҳким бахшид. Ва ин навангезӣ аз чӣ иборат буд?

Мо дар боло гуфтем, ки ӯ қолабҳои таҳкияро шикаст ва ба он таҳрики нав бахшид. Ин суханони мо чунин маъно дорад, ки Муҳаммадиев ба нақли аввалшахси Толис, ки воситаи ба муҳокима гирифтани ҷараёни ташаккули ахлоқиву равонии инсон дар адабиёт буда, бо тамкин ва ором ҷараён мегирифт, ровиеро ворид сохт, ки дар зинаи муайяни ташаккули маънавию ахлоқист ва дар бораи зиндагиву одамон тасаввури хешро дорад ва бинобар ин ба худаш, ба ҳамзамонон ва рӯйдодҳои ҷомеа (бар иловаи ибратписанд буданаш) бо назари арзишдиҳанда менигарад, на танҳо мушоҳидакор аст, балки қазоваткунандаи ҳам худу ҳам дигарон мебошад.

Ин ровӣ – Юсуф Сафозода - муаллими ҷавон ва мухбири ҳаваскор бо лаҳни хоси таҳкия ва зовияи дид, ки дорад, то ба ӯ дар насри тоҷикӣ собиқа надоштааст. Нақли ӯ аз ҳамагуна «чорчӯба»-и сужет озод, зеҳнгароёна ва аз ҳама муҳимтар омехта бо кинояву таъзир аст. Ин ҳама имкон додаанд, ки дар бораи масъалаҳои муҳимми мухталифи зиндагӣ ва маънавию ахлоқии ҳамзамонон дар шакли табиӣ ва воқеъбинонона як асари сарае ба миён омада бошад. Чун қиссаро хонда ба поён мебарӣ, ҳис мекунӣ ки унвони асар «Одамони кӯҳна» тавсиф набуда, балки кинояест аз сертараддудӣ, беқарорӣ ва ҷавонфикрии соҳибҳавлиҳои Сафозода. Ин мӯйсафедони ботаҷрибаю рӯзгордида бо дили беқарору ҳақҷӯиҳои худ муаллими ҷавонро, ки як андоза зиндагии бонизому хотирҷамъонаро ихтиёр карда буд, бо пурсишҳову супоришҳои худ серташвиш месозанд, ба он сабаб мешаванд, ки вай аз «нуқсони сиришташ», ки бепарвоист, огоҳ гардида, ғайриихтиёр таҳти таъсири «қувваи ҷозибаи ҳукмофарини» Аҳрор-амак қарор гирад. Ва ба шарофати ӯ омода мешавад, ки дар рафти камбудиҳо саҳм бигирад, бюрократҳоро фош

созад, ба корафтодагон имдодрасон шавад ва ниҳоят кӯҳнакориеро бинад, хунаш ба ҷӯш ояд… Ин ҳама таъсири нек аз падарон аст, ки ба насли ҷавон мегузарад ва як воситаи сиҳат будану мондани ҷомеа ва бақои умри инсонҳо дар ҳама давру замонҳо бояд бошад.

Аз ҳама муҳимаш Сафозода ба ҳар амали ноҷойи худ ва саркашиву гарданшахиҳои завҷаи мӯҳтарамааш Ойишахон, ки «дар тинаташ якраҳагӣ аз созишкорӣ камтар нест», бо ришханди латифе назар духта, ҳар амал ва ҳар сухани дигаронро мавриди мулоҳиза қарор дода, бо ҳамин васила барои расидан ба савияи нави маънавӣ имкон пайдо мекунад. Дар ҳақиқат ин тарзи тасвир, ки аз баёни ҳодисаҳои муқаррарии зиндагӣ ба ҳам омадааст, тавассути ҳунари ҳикояпардозӣ ва нигоҳи мутоябавии Фазлиддин Муҳаммадиев на камтар аз ҳаргуна нигоришҳои пурмоҷарои саргармкунанда ва талқини румонтикии ғалабаи некӣ бар бадӣ, мазлум бар золим пурмаънитару серғунҷоиштар садо медиҳад.

Аз гуфтаҳои боло ба ин натиҷа расидан мумкин аст, ки усули тасвири тозае, ки бо навиштаҳои Фазлиддин Муҳаммадиев дар насри тоҷикӣ оғоз ёфт, тасвиргарии субъективист (зеҳнист), ки ҳам барои нависанда ва ҳам барои иштирокдорони асар, бахусус ровии ӯ озодӣ фароҳам овард, шаклҳои мухталифи тасвир: нақли воқеаи саргармкунанда, тасвири ҳодисот, баёни лирикӣ, таҳлили равоншинохтӣ ва биниши мутоябавиро дар сохтори таҳкия ба ҳам созиш дод. Минбаъд Муҳаммадиев дар мавридҳои мушаххас ҳам аз ин шакли тасвири сертаркиб, ҳам аз нигориши ҷиддии психологӣ (равоншинохтӣ), ҳам аз ҳаҷву танқиди ҷоншикоф ва ҳам аз гузоришҳои сирф публитистӣ дар алоҳидагӣ истифода кардааст, вале дар ҳар маврид ҳамон чашмандози чандҷиҳатаи (мукаммали) нависанда дар тасвир эҳсос мешавад, ки нақлу баёни ӯро аз якнавохтӣ ва хушкгуфторӣ эмин нигоҳ медорад.

Дар қиссаи «Дар он дунё» (1965) ин назари сертаркиба хеле ҳунармандона ба истифода рафтааст. Аммо пеш аз он ки оид ба мухтасоти шакливу жанрии қиссаи мазкур сухан гуфта бошем, лозим аст ки дар бораи мавзӯъ ва мӯҳтавои он чанд андешаи худро иброз намоем, зеро дар ин хусус қиссаи мазкур ҷиҳатҳои хос ва баҳсноке дорад, ки вобаста ба тағйир хӯрдани арзишҳои маънавию (сиёсию) бадеӣ дар солҳои охир як андоза ҳассостар ба миён омаданд.

Мо ҳама шоҳиди он ҳастем, ки дар замони шӯравӣ бо чӣ кӯшишҳои зиёду пайгиронае тарғиботи атеистӣ ба роҳ монда шуда буд.

Он як ҷузъи муҳими сиёсати давлат ба шумор меомад. Бахусус, бо мисолҳо ва намунаҳои хурофӣ такя карда, аз сустбунёдии пояҳои афкори мазҳабӣ сухан ба миён меоварданд. Натанҳо мардум, балки аҳли зиё низ дар мавриди дин ва аҳкоми он тасаввури зоҳирӣ ва умумӣ доштанд. Дар ин дору гирҳо исломи асил аз хурофоту одатҳои соддадилонаи аз ҷониби мардум иҷрошаванда тафовут дода намешуд. Зиёда аз он, идеологияи ҳизби коммунист ба сифати мазҳаби тозае тавсиф шудаву пешниҳод мегардид ва мардум дар эътиқоду эътимод ба он маҷбур карда мешуданд ва табиист, ки мафкурачиён аз дониши маънавии тавоное чун дин, бахусус дини ислом, ҳарос доштанд. Бинобар ин риояи одитарин маросимҳои динӣ ва ё он одоте, ки аз ҷониби мардум ба ҷо оварда мешуданд, чун боқимондаи дунёи кӯҳна ва динӣ тавсиф шуда, аз паи худ ҷазоҳои маънавию ахлоқиро ба бор меоварданд. Ва Фазлиддин Муҳаммадиев низ мисли ҳама дар осори худ ҷузъе аз рӯзгори замони шӯравиро тасвир кардааст. Бахусус, вай маҳдуд мондан ба хурофотро бар хилофи фаъолияти солими инсонӣ мазаммат мекунад.

Диққат диҳед, хонандаи мактаби миёна Заррина дар иртибот бо иштирок ба маросими худоие, ки бибиаш Иқболхола ба муносибати ба синни 63-солагӣ расидан баргузор карданӣ аст, ба Юсуфзода чӣ гуфтааст:

«Медонед-ку ман комсомолка ҳастам. Чӣ кор кунам, дар ҳавлӣ монам ё ба ягон ҷой баромада равам?» Юсуфзода хеле дер ба таги гап сарфаҳм рафта, маслиҳат додаст, ки комсомолка бояд дар хона монад ва бомаҳорат «ташвиқоти зиддидинӣ» низ барад. Дар ин пора аз ташвиши Заррина пайдост, ки ӯ дар баробари масъулияти узви комсомол буданаш тарсе аз он дорад, вагарна иштирок дар маърака барояш саволе ба миён намеоварад. Юсуфзода, дар дами аввал, пурсиши Зарринаро зиёдатӣ медонад ва фақат баъди ба «таги гап сарфаҳм» рафтан, аз мавқеи «ҳушёрии идеологӣ» ба аъзои комсомол маслиҳат додаст. Яъне, нависанда дар ин маврид хеле нозук побанди вазъи мураккабе будани иштирокдорони асарро махсус таъкид мекунад, ки умуман ба шароити он давру замон хос буд.

Муҳаммадиев чун нависандаи инсондӯст наметавонист хурофот ва таассубро, ки ранги мазҳабӣ дода шудааст, маҳкум накунад. Дар қиссаи Зайнаббибӣ (1954) мефаҳмем, ки анҷоми фоҷиавии умри зани мубориз роҳи зиндагии нав Зайнаббибӣ Қурбонова кори дасти мутаассибин будааст. Ва дар қиссаи «Дар он дунё» низ гумони ғолиб меравад, ки ҳам омили иҷбории иҷтимоӣ, балки супориши расмӣ ва ҳам хоҳиши дар

муқобили таассубкориҳои мазҳабӣ ба кор гирифтан аз ақли солими инсонӣ нияти аслии нависанда будааст.

Дар айни ҷӯши бозсозиҳои горбачовӣ касе аз аҳли накду адабиётшиносӣ иддаъо карда буд, ки Фазлиддин Муҳаммадиев бояд қиссаи «Дар он дунё»-ро наменавишт. Шояд ин гап дуруст бошад. Аммо бо ин ҳукм кардан масъаларо тамомшуда ҳисобидан мумкин нест ва роҳи ҳалли илмии он низ намебошад. Ин ҳукмро танҳо мухолифони бетаҳаммули асар метавонанд бигӯянд. Аммо вазифаи аҳли накд ин аст, ки ба асари мазкур баҳои воқеӣ диҳанд, маҳосин ва маҳдудиятҳояшро асоснок баррасӣ намоянд.

Банда ба чунин ақидаам, ки таълифи қиссаи «Дар он дунё» бояд бе супориши махсуси расмие анҷом наёфта бошад. Зеро ҷараёни ба ҳаҷ рафтан, умуман ва ба ҳайати ҳуҷҷоҷ бо касби дигаре ворид шудан, хусусан он ҳам дар солҳои шастум он қадар амали сода набуд ва наметавонист кори шахсии як кас бошад.

Ва агар чунин аст, пас мусоидаткунанда талабу супоришҳои худро пеш мегузошт ва ин аз бисёр ҷиҳат мундариҷаи ғоявии асари ояндаро низ муайян мекард. Аммо ба Муҳаммадиев афтодани интихоб шояд аз он ҷост, ки ӯ худро ба сифати адиби нуктасанҷи ҳаҷвнавису публитист зоҳир карда буд, дар фошу мазамматти камбудиҳо ҳунари комил дошт.

Дарвоқеъ қиссаи «Дар он дунё» аз ҳайси санъату ҳунар аз асарҳои камназир ба шумор меояд. Аммо наметавон ҳамаи баррасиҳову муҳокимаҳо ва мӯҳтавои онро имрӯз маъқул ҳисобид. Аз рӯи нияти муаллиф он китобест, ки бар моҳияти баъзе аз ақоид ва ривоёти динӣ назари интиқодӣ дорад. Бахусус, қаҳрамони асосӣ Қурбон Маҷидов ва аз ӯ гузашта мусоҳиби (балки мубоҳиси) ғоибонааш Искандари духтур, гаҳ-гоҳ ин интиқодро аз ҳад гузаронида, ба ҳадди шаккокӣ мерасаонад. Эшон, ки аз рӯи касби худ бар пояи тафаккури илмии дунявӣ истодаанд, аз ин дидгоҳ барояшон ҳамагуна ривоят ва афсона, бахусус ривояти динӣ, бебунёд менамояд. Онҳоро он қазияе, ки «дар зимни ҳар афсона ҳақиқате нуҳуфтааст» мегӯяд ва аз ҷониби аҳли адаби моддигаро ба миён гузошта шуда буд, ҳеҷ ба хотир намерасад. Бинобар ин наметавон гуфт, ки муҳокима ва қазоватҳои эшон дар бораи моҳияти ривоятҳои мазҳабӣ мукаммалу бебаҳс аст. Зиёда аз он, ба доираи мубоҳисоти қаҳрамон танҳо он қисм аз ривоятҳое кашида шудаанд, ки асосан ба ҷараёни ҳаҷ иртибот доранд. Ҳол он ки улуми динӣ аз системаи донишҳои пурвусъате иборат аст, ки тамоми соҳоти зиндагии инсонӣ ва табиатро фаро гирфтааст ва дар он дастовардҳои илмии то нимаи ҳазораи аввал

низ нуфузи муайян доштаанд. Бар иловаи ин дар «Қуръони маҷид» метавон аз бобати «шаш ҷиҳати ҷаҳон» ва ҳаводиси офоқу анфус натиҷагириҳо ва тавсияҳои куллие дарёфт, ки бо хулосаҳои илмӣ ва ахлоқии инсонии замони ҳозира ҳамоҳанганд. Дар ривоятҳо мақсад ғоя будааст, на зоҳири афсонавии онҳо. Умуман дин як дониши ботингарост, ҳамчунон ки Мавлавӣ фармуда:

Мо бурунро нангарему қолро,
Мо дарунро бингарему ҳолро.

Ба ин маънӣ, дину мазҳаб таълимоти маънавию ахлоқист, ки барои инсон тавассути эътиқоди ҳақиқӣ ва амали нек саъодати дорайнро ваъда медиҳад. Аммо чунонки мебинем, дар қиссаи «Дар он дунё» масъалаҳо умумӣ буда, хусусияти зоҳирӣ доранд ва бинобар ин наметавон онро асари ломазҳабӣ ба шумор овард, чунон ки ноқиди рус А. Макаров ҳамин тавр ҳисобида буд ва мо ҳама дар Тоҷикистон асосан ҳамин фикрро такрор намуда омадаем.

Ба фикри банда, бештар аз ҳама чиз Муҳаммадиев ба танқиди он бахш аз намояндагони дин, ки амалҳои ба мартабаи эшон номуносиб, аз қабили ғурури бебунёд, нозуктабъии бемаврид, калонгириҳои ҷоҳилона, муҳокимаҳои содалавҳона, бахусус хислатҳои ба як фарди тақводор бегона: чизпарастӣ, гурусначашмӣ, мумсикӣ, муфтхӯрӣ, тундхӯӣ, бегонапарастӣ ва ғайраҳо машғул шудаанд, пардохтааст. Яъне ҳоҷиҳо ба сифати инсонҳое танқид шудаанд, ки амалашон ба баландии мақоми диние, ки эшон ба ӯҳда доранд ва ба мақсади бузурге, ки дар наздашон истодааast - тавофи Қаъба ва иҷрои маносики ҳаҷ мувофиқат намекунад. Зиёда аз ин, онҳо дар дарку тавзеҳи ривоятҳо ва иҷрои маросимҳо зоҳирбинӣ мекунанд, ба қавли Мавлавӣ ба «берун нигаранду қолро». Аз ин ру, савияи фаҳмишу дониш ва хулқу хӯи Ҳазрати Наримон, Оллоҳназар-қорӣ, Муллоабдурозиқҷон-ака (Махсуми миҷ-миҷдаҳон), Мулло Уроқ-ака аз як шахси таассубгаро беш нест. Баъзе аз эшон дар баробари ба ҷараёни ҳаҷ ворид шудан, бар хилофи ихвату меҳрубонӣ дар муносибатҳои инсонӣ омир ва дағалтар гардидаанд (дар бораи баъзе аз ин камбудиҳо, бо иловаи дигар аз ҷиҳатҳое, ки замони иқтисоди бозоргонӣ ба миён овардааст, сари чанд дар байни ҳуҷҷоҷи нав низ нақлҳои аҷибе мешунавем). Аз ҳамин ҷост, ки на танҳо ихлоси Қурбон Маҷидови табиб ба самимияти эшон нисбат ба дастурҳое, ки изҳор медоранд, сусттар шудааст, балки ҳампешаашон Исрофил низ дар охир

нияти тағйири касб кардааст. Бояд таъкид намоем, ки дар қисса ҳеҷ касе аз дину диёнат рӯ нагардонидааст, балки дар баъзе аз иштирокдорони он, масалан Қурбон, бар асари амалҳои ҳамсафарони бесуботу сустқавл дар эътиқодаш сустиҳо эҳсос кардаву Исрофил аз паи пешаи одитаре шудааст. Дар ин маврид ҳамсадо ба танқиди таассуби динӣ байте аз рубоии машҳур ба хотир мерасад, ки ба муҳофизи сарсупурдаи дини ислом Сайид Ҷамолиддини Афғон (Асадободӣ) нисбат медиҳанд:

Ислом ба зоти худ надорад айбе,
Ҳар айб, ки ҳаст дар мусулмонии мост.

Воқеан, ин масъала имрӯз низ бисёр муҳим ба назар мерасад. Масалан, дар чанд соли охир баробари афзудани мақоми дини мубини ислом, дар ҷомеа вусъат ёфтани дониши мазҳабӣ ва озодии эътиқод, ҳамчунин ғурури мазҳабӣ, тақсими миллат ба мусулмони асилу хасакӣ, назорат ба риши одамон ва ё таъқиб барои рищдорӣ, мамнӯъ ҳисобидани кору амал ва хондани занону духтарон барин амалҳои хандаовари таассубӣ низ ривоҷ пайдо кард. Мо бояд дурандеш бошем, ки ҳамагуна таассуби мазҳабӣ на танҳо ба бинои асолати дин рахна ворид месозад, балки онро гирифтори касолат намуда, ба ҷузмигароӣ роҳ мекушояд, зиёда аз он ба афзудани фикру таасссуби ломазҳабӣ сабаб гардида, вазъи ҷомеаро ташаннуҷ дода метавонад.

Аслан, мақсади Муҳаммадиев дар асари мазкур бо нишон додани сустиҳои хислату хӯи намояндагони дин, ба интиқод гирифтани сохтори устураии ривоятҳои мазҳабӣ, қобили қабул набудани таассуби динӣ танҳо ба манфиати озодии комили маънавии инсон мебошад. Ин мақсадро хоҳ дар давлати исломӣ ва хоҳ дар давлати коммунистӣ риоя кардан аз шартҳои асосии озодии маънавии мазҳаб ва идеология метавон ба шумор овард. Ба қавли аллома Иқболи Лоҳурӣ: «Асли тавҳид эҳтироми одам аст». Маҳз ҳамин мақсади гуманистӣ моҳияти ғоявии қиссаи «Дар он дунё»-ро муайян мекунад ва он масоилеро фаро мегирад, ки аз мазамматҳи дину мазҳаб ва намояндагони он васеътар аст.

Шояд ба ҳамин сабаб буд, ки ин асари гӯё бо «супориши иҷтимоӣ (идеологӣ)» ба майдон омада, ҳангоми тарҷумаи русӣ ва нашр кардани он дар матбуоти русизабон ба мушкилот рӯ ба рӯ гардид. Шоири зиндаёд Убайд Раҷаб аз забони устоди шодравон Мирзо Турсунзода сабаби мушкилоти мазкурро чунин бозгӯ намудааст:

«Матни тоҷикии «Дар он дунё» китоб шуду мутарҷим Юрий Смирнов онро ба русӣ гардонд», - ҳикоя кардааст Мирзо Турсунзода. Ва дар идомаи нақли худ изҳор доштааст: «Он вақтҳо Тоҷикистон нашрияи русӣ надошт. «Гулистон» (маҷаллаи нахустини русизабон дар Тоҷикистон –А. Н.)-ро баста буданд. Маҷаллаи русии Ӯзбакситон «Звезда Востока» матни тарҷумаро қобили қабул донист ва ба чоп фиристод. Шумораи маҷалларо саҳифа бастанд. Вақте қиссаро дар идораи назорати интишорот (главлит) хонданд, монеъ шуданд, асаре хилофи сиёсат донистанд ва ба чопаш ҷуръат накарданд. «Аз Маскав, аз Вазорати умури хориҷа иҷозатнома оред» гуфтанд. Корманди «Звезда Востока» ба Маскав, ба Вазорати умури хориҷа рафт. Хуш пазируфтанд, валекин ба чопи қиссаи «Дар он дунё» иҷозат надоданд. Гуфтаанд, ки чопи қисса мӯътадилии муносибати кишвари мо ва мамолики арабро аз байн мебарад, ки ҳаргиз ба ин иқдом роҳ набояд дод» (ниг.: Убайд Раҷаб, Зинда ба ишқ. - Душанбе: Адиб, 2001, с. 192-194).

Зоҳиран, аз гуфтаҳои Мирзо Турсунзода бармеояд, ки сабаби моҷарои ба сари қиссаи «Дар он дунё» ба миён омада вобастаи мӯҳтавои сиёсии он мебошад, на мавзӯи аслии он. Зеро нависанда ҷо-ҷо аз нохушоянд будани муносибати доираҳои расмии Арабистони Саудӣ ба ҳуҷҷоҷи шӯравӣ ва нобоварии эшон ба табиби гурӯҳ - Қурбон Маҷидов, пурқувват будани нуфузи Амрико дар ин мамолик, аз тартибу низоми лозима барӣ будани чараёни қабулу гузаронидани ҳаҷ сухан ба миён оварда, аз мавқеи таассуби «суфитигароёна» (шӯравигароёна) онҳоро мазаммат карда буд. Ба ин мазаммати намояндагони динии мамлакати шӯравӣ ва савияи тахассусии онҳоро низ метавон илова кард, ки дар қисса хеле батафсил омадааст. Ҳарчанд муфтии вақти Осиёи Марказӣ Бобохонов гуфта будааст, ки асарро «чоп кунед, зиён намеоварад», ба гумони инҷониб, дастандаркорони сиёсати хориҷа хеле хуб дарк мекарданд, ки маводи асар метавонад ба душманони хориҷии мамлакати шӯравӣ дар бораи вазъи дин ва дониши мазҳабии намояндагони алоҳидаи он санадҳои айбдоркунандае диҳад… Аз ин тафсилот пайдост, ки дар ҷомеаи сиёсатзада ҳар санади мусбат ва ё манфии адабӣ метавонист аз дидгоҳи муайяни сиёсӣ арзиши худро хеле осон ва ба зудӣ тағйир ё аз даст диҳад… Аммо баргардем ба сари баррасии қиссаи «Дар он дунё».

Қиссаи «Дар он дунё» аз ҳайси шаклу жанр маҳосини зиёде дорад. Ин ҷо низ нависанда аз усули нақл аз забони шахси аввал, яъне таҳиягар - Қурбон Маҷидов истифода кардааст, ки аз сафари худ ба ҳаҷ ва дидаву

аз сар гузаронидаҳояш накл мекунад. Нақли ӯ сухани пуробу рангини публитистӣ ва саршор аз ҳаҷву мутоиба аст. Бинобар ин жанри онро қиссаи сафарномаи публитистии ҳаҷвӣ тавсиф кардан мумкин аст. Сохтор ва таркиби поэтикии асар низ хеле ғанӣ мебошад, ки ин ҷо имкони таҳлилу баррасии он нест. Фақат ёдовар шудан мумкин аст, ки қиссаи «Дар он дунё» ҳамроҳ бо «Одамони кӯҳна» бо мукофоти давлатии Тоҷикистон ба номи Рӯдакӣ (1967) тақдир карда шуд. Муаллифи 35-сола, яке аз ҷавонтарин барандагони ин ҷоизаи дар он айём бонуфузи адабӣ ба шумор меомад.

Чунон ки дар боло қайд намудем Фазлиддин Муҳаммадиев дар ибтидо ба таълифи ҳикоя пардохт ва ҳикояи ахлоқии равоншинохтӣ бештар мавриди таваҷҷӯҳи ӯ буд. Умуман равоннигории шахс яке аз мухтасоти муҳими қиссаҳои вай низ ба шумор меомад. Аммо ин майли эҷодиёти нависанда дар солҳои 60-70 хеле барҷаста зуҳур намуд. Вай беҳуда ნанавишта буд, ки : «Дар асари бадеӣ аз вусъат ва паҳнои воқеот дида, умқи таҳқиқи бадеӣ муҳимтар аст. Ҷустуҷӯҳои эҷоди нависанда ҳамон вақт пурсамар мешавад, ки ба дарки амиқи бадеию фалсафии ҳаёти ҳамзамонон равона шуда бошад». Ҳикояҳои «Суди рафиқон» (1966), «Сози Мунаввар» (1967), «Даъво (1967), «Рӯзи дафни усто Оқил» (1968), «Шаби севум» (1973), «Хиёбони Нодир» (1973), «Тамошо» (1977), «1:0» (1977), «Ҷага» (1977) маҳз бо таҳлили амиқ ва ҷамъбастҳои фалсафӣ имтиёз доранд. Нависанда чи дар масъалагузорӣ ва чи дар баҳову нигоришҳояш ба заминаи мардумии ахлоқи инсонӣ таваҷҷӯҳи бештаре зоҳир кард ва ба такмили мазмуну дарунмояи халқӣ ва миллии характерҳои адабӣ даст ёфт. Умуман, асарҳои болоиро метавон аз намунаҳои беҳтарини ҳикояи муосири тоҷикӣ ба шумор овард ва Муҳаммадиевро устоди ҳикояи ахлоқии равоншинохтӣ маҳсуб намуд.

Дар ин маврид, барои он ки қазияҳои ба миён гузоштаи мо умумӣ набошад ва натиҷагириҳои мо ба заминаву асосе барқарор гардад, лозим аст, ки ақаллан як назари иҷмолие ба ду ҳикояи устод Муҳаммадиев – «Даъво» ва «Рӯзи дафнии усто Оқил» андохта бошем.

Дар ҳикояи «Даъво» сухан аз одоби гӯштигирӣ ва ахлоқи паҳлавон аст. Воқеан, дар бораи одаму одамгарӣ ва одоби аҳли касбу пеша дар байни халқ қонунҳои нонавишта, вале ба хун даромадае ҳастанд, ки гудози таҷрибаи рӯзгорро паси сар карда омадаанд. Ва мо бошем, саросема, аз паи бофтану сохтани чизи нав аз ин суннатҳо сарфи назар мекардем. Устод Муҳаммадиев хеле барвақт ин хавфи бемаврид канда шудани маънавию ахлоқро пай бурда, одамонро ба бунгоҳи ҳастӣ

ва асли инсонии худ ҳидоят кардан хостааст, ки онро бозгашт ба ёди гузашта ва муқаддас нигоҳ доштани он номзад кардан мумкин аст…

Қаҳрамонони ҳикояи «Даъво» ду нафар паҳлавон мебошанд. Яке Аҳмадбек, паҳлавонест, ки дар гузашта пушташ заминро надида, вале имрӯз солхурда шудааст ва ба кору бори деҳқонӣ машғул мебошад. Марди хоксорест, ки барояш паҳлавонӣ на зӯроварӣ, балки як нишона аз ҷавонмардист. Ин тариқ фаҳмидани мавқеи паҳлавон барои ӯ меросӣ ва дастури ахлоқии касбии вай аст: гуштӣ бо ҳариф онҳоро - ҳарифонро ҳамеша чун дӯстони якумра ба ҳам қарин месохт ва эшон эҳтироми хешро дар ҳаргуна вазъият нигоҳ медоштанд. Ҳамин тавр буд қувваозмоии Аҳмадбек бо паҳлавони номдор ва инсони некпиндор Назар. Акнун барои паҳлавони диёр гаштан Маҳмадмуроди ҷавон талош дорад, ки як ҳодисаи табиист, вале аз кадом сабаб бошад, ки кирми ҳасад дар дили ӯ хона монда, хоби шабаш ҳаром шудааст. Ӯ мехоҳад номи неки Аҳмадбек ва унвони паҳлавониро аз ӯ рабояд. Вай аз фарти ғурури ҷавонӣ ба гӯшаи хотир овардан ҳам намехоҳад, ки қимати мард ба зӯри ҷавонӣ набуда, дар хулқу хӯи нек ва одамгарии вай аст. Бинобар ин ҳар лаҳза ба Аҳмадбек киноя мезанад, ӯро барои майдонорои даъват кардан мехоҳад, то ки ҳарчӣ зудтар ба тахти обрӯи худхоҳонааш нишаста бошад. Ва ниҳояти кор Аҳмадбекро ба ин қуввозмоӣ маҷбур мекунад, аммо чӣ мегӯед ки дар ин майдонороӣ аз ӯ мағлуб мешавад. Албатта ин мағлубият барои вай осон набуд, балки аз зӯри алам гиря ҳам кардааст… Вале ҳадафи нависанда танҳо таъкиди ғалабаи паҳлавони ҷавонмард набудааст, балки барои ӯ муҳим он аст, ки он ҳама амали Маҳмадмуроди паҳлавон аз ҷониби мардум чӣ тавр қабул карда мешавад. Ва мӯйсафеди посбон, ки хеши Маҳмадмурод низ буд, на танҳо ӯро тасаллӣ надод, балки вайро сахт маҳкум карда «муттаҳам» номид.

Чунин меъёри баҳо дар ҳикояи рӯзи дафнии усто Оқил боз ҳам мушаххас шуда, тору пуди тасвирро фаро гирифтааст. Дар ин маврид нависанда як одами худхоҳро аз меъёрҳои халқии баҳо ба умри басарбурдаи инсон беамон маҳкум кардааст. Усто Оқил ҳунарманде мебошад, ки даҳ панҷааш гулофарин аст. Нависанда ҳам ҳунари воло ва ҳам пайванди ӯро бо суннатҳои гузашта таъкид намуда, аз ёдгориҳои нодири санъати ниёгон, аз замони Оли Сомон ёдовар мешавад. Вале ҳамин устои дар ҳунари худу дар маҳал якто, ки аз башорати ҳунари гузаштагонаш ба ин поя расида буд, имрӯз вафот кардааст ва санъату ҳунари худро ҳамроҳ ба гӯр мебарад, зеро аз рӯи кӯрдиливу худхоҳӣ

ҳунарашро ба касе наомӯзонидааст. Ҳарчанд усто Оқил касеро наранҷонидааст, вале рӯзи қабр карданаш мисли маъракаи дафни раиси тасмапеч, ки замони ҷанг ҷавру зулмро ба мардум арзонӣ дошта буд, аз чӣ бошад, ки одамон хеле кам омаданд. Аммо Абдурауф-амак, ровии ҳикояро, аз мушкилоти дафн дар рӯзи борони сахт дида, масъалаи муносибати мардум ба зиндагии сипаришудаи усто ба ташвиш гузоштааст: «Оё ӯро мебахшида бошанд?», - ин савол вайро ором намгузорад. Ва дарвоқеъ, ҳангоми саволи анъанавии «Чӣ гуна одам буд, усто Оқил?» касе ҷавоби равшан надод. Яке ӯро чун устои хуб тавсиф кард ва дигаре тасдиқ намуд, аммо касе аз одамияташ ҳарфе ба даҳон наоворд. Ва ин баҳо ҳукми сахте буд, ки дар нисбати шахси «ноасл» ва худхоҳ дода мешавад.

Таваҷҷӯҳи Фазлиддин Муҳаммадиев ба меъёрҳои халқии ахлоқ, ки дар дигар ҳикояҳояш низ ба мушоҳида мерасад, дар асарҳои калонҳаҷми ӯ - румони «Палатаи кунҷакӣ» (1974), қиссаҳои «Шоҳии япон» (1981) ва «Варта» (1983) шаклҳои гуногун гирифта, ба тадқиқи вусъатноку тезу тунди масоили зиндагӣ ва шахсиятҳои гуногунтинати халқӣ мусоидат кардааст.

Нахустин ва охирин румони Муҳаммадиев «Палатаи кунҷакӣ»-ро сарнавишти аҷибе пеш омад: онро низ дар вақташ нашрияҳои марказӣ ба забони русӣ чоп накарданд, чунон ки дидем ин ҳол ба қиссаи «Дар он дунё» низ пеш омада буд. Ҳол он ки масъалаҳои дар он ба миён гузошта шуда хеле баъд дар румони нависандаи гурҷӣ Нодар Думбадзе «Қонуни абадият» (1978) тасвир шуд ва бемамониат манзури хонанадагони шӯравӣ гардида, ба ҷоизаҳо низ сазовор дониста шуд. Чунин ҳадс задан мумкин аст, ки гузориши тезутунди масоили иҷтимоиву ахлоқӣ ва дар заминаи сохти шӯравӣ дидани камбудиҳои ҷиддӣ ва он шароитҳоро чун омили камбудизо тавзеҳ кардан сабаби ба миён омадани чунин монеа шуда бошад. Румони «Палатаи кунҷакӣ» танҳо соли 1988, баъди 14 соли таълифаш, дар нашриёти марказии шӯравӣ ба табъ расид, ки дар ҷомиа ошкорбаёнии горбачовӣ авҷ мегирифт.

Муҳаммадиев хеле бадард ва бо садои баланде аз замони рукуд ва вазъи бӯҳронии ҷомеа сухан ба миён овард. Имрӯз бо мурури гузашти солҳо амиқназарии нависандаро ба масъалаҳои чигилу камбудиҳои зиндагии замони рукуд хуб дарк менамоем, заминаҳои иҷтимоӣ ва маънавии ба «Палатаи кунҷакӣ» гирд омадани бемориони ба касалии сактаи дил гирифторшударо, моҳияти аслии мубориза ва талошҳои

онҳоро, ки бар алайҳи бемасъулиятӣ, беадолативу чашмбандӣ, муфтхӯрию мансабпарастӣ мебурданд, рӯшан эҳсос мекунем.

Метавон гуфт, ки румони мазкур дар амиқрафти назари интиқодии аҳли ҷомеа нисбат ба камбудиҳое, ки дар заминаи коҳилӣ, муфтхӯрӣ, бефарқӣ, муносибати бюрократӣ ва роҳбарии фармонфармоёна решаҳои амиқ давонида буданд, мақоми бузурге бозид. Қаҳрамонони (шахсони аввали) румон Носир Аббос, Ивон-амак, Хиромон, Иброҳимҷон он ҳама беназмиву бесуботиро дар асоси анъанаҳои неки ахлоқии ҷомеаи сутсиолистӣ ва умуман арзишҳои ахлоқии мардуми тоҷик ва гоҳе меъёрҳои умумиинсонӣ мавриди муҳокима ва интиқод қарор додаанд.

Нависанда дар бораи зиндагии «на гарму на сарди» усто Оқил сухан ронда, изҳор дошта буд: «Ман чунин тарзи мавқеи ҳаётиро қабул надорам… ба вай қаҳрамонони аз ҷиҳати иҷтимоӣ фаъолиятманд ва ҷонсӯзи кори худро муқобил мегузорам». Дарвоқеъ, Ивон-амак ва алалхусус, Носир Аббос аз ҳамин гуна қаҳрамонҳои фаъолиятманд мебошанд. Носир Аббос, масалан, касест ки дарди дигаронро аз дарди худаш зудтар эҳсос мекунад. Гуё ин суханон, ки изҳор дошта шудааст: «Агар ман насӯзам, агар ту насӯзӣ, пас чӣ касе торикиҳоро ба рӯшноӣ табдил хоҳад кард?» маҳз дар бораи чунин қаҳрамонҳо (инчунин худи Муҳаммадиев) гуфта шудаанд. Оре, қимати румони «Палатаи кунҷакӣ» дар он аст, ки торикиҳоро рӯшан сохту месозад ва чашмҳоро бинотар намуд ва менамояд.

Дар асар ба тасвири симои зан аҳамияти махсус дода шудааст. Хиромон на танҳо зани комилҳуқуқ, худшинохта ва маънан расову зебо, балки як маншаъи покизагии зиндагӣ ва поксозии ахлоқӣ, масалан барои Иброҳимҷон, мебошад. Малоҳати Хиромон дар худогоҳии иҷтимоиву инсонии ӯст. Як андоза ҷанбаи лирикию румонтикӣ гирифтани сужети румон низ ба саргузашти Хиромону Иброҳимҷон - ба тамкин, зебоии маънавӣ ва сабру матонат дар интихоби ҳамсафари зиндагии Хиромон (ки хонаводаи обод ва дӯстдоштании аввалааш аз роҳи фоҷиа иҷборӣ вайрон шудааст) ва ба гирифтории ин ҳусни маънавӣ ва ошиқи ҳақиқӣ шудани Иброҳимҷон вобаста аст. Аслан Иброҳимҷон низ дар роҳи зиндагии оилавӣ бебарор ба ин масъала он қадар ҷиддӣ муносибат надоштааст. Бинобар ин замоне, ки ин ду фарди дар зиндагии оилавӣ ба таври худ ноосуда баъди паси сар кардани рӯзгори бебарор ба ҳамдигар во мехӯранд ва ишқ торҳои ҷонашонро ба ҳам мепайвандад, бахусус Иброҳимҷони сабукназарро малоҳати ботинии зани тавоно ва

зебо тасхир ва гирифтор месозад, дар ӯ хислатҳои ғайримунтазира ва корҳои ғайричашмдошт, балки наздик ба қаҳрамонони румонтик (қиссаи бо моҷароҳо ба Тошканд расонидани Хиромон) зоҳир мешаванд, вай дар панҷаи ишқи вақеӣ ҳассосият нишон медиҳад ва як сабаби бемориаш низ дар ҳамин аст.

Ҳамин тавр, Муҳаммадиев имконоти таҳлилу таҷзия, поэтики шеъри лирикӣ ва достонҳои румонтикӣ, гузоришоти публитистиро асосан дар тору пуди тасвири бадеӣ бо муваффақият созгор дода, румони интеллектуаливу равоншинохтиеро офарид ва бо ҳамин имконоти таҳлилии тасвири воқеъгароро афзуд, ки то ҳол дар насри муосир назир надошт.

Аз нуқтаи назари шакл ҳам повест (қисса)-ҳои охирини Муҳаммадиев аз румони мазкур ба куллӣ тафовут доранд. Чи дар «Варта» ва чи дар «Шоҳии япон» нақл аз забони шахси севум таҳкия мешавад. Ба қавле зовияи диди нависанда тағйир меёбад ва ӯ ба масал чун донои кулл (огоҳ аз ҳама чиз) намоён мешавд. То асарҳои мазкур қиссаву повестҳои нависанда асосан аз забони шахси якум нақл шуданд ва байни нависандаву қаҳрамон дар баҳо ба масъалаҳои зиндагӣ тафриқаҳо ҳис карда мешуд. Вале дар ду асари охир гӯё нависанда ба қаҳрамононаш пурра бовар мекунад ва зимоми таҳкияро бевосита ба онҳо додаст. Акнун сухани қаҳрамон ҳам садои нависанда ва ҳам тамоми ғанои лирикиву публитистӣ, шавқангезию зарофатомезии онро бо худ гирифтааст.

«Шоҳии япон» зоҳиран асарест ҳангомаписандона ва дар бораи ташвишҳои душабонарӯзинаи акаи Барака - қаҳрамони асосии асар нақл мекунад. Нависанда диққатро ба равшан кардани сабабу омилҳое равона намудааст, ки рӯзгори ороми акаи Барака барин касони умрашон ба ҷое расидаро ба ташвиш овардаанд. Аз мундариҷаи қисса пайдост, ки сарманшаи ин ташвишҳо ҳамоно ба ҷомеаи шӯравӣ сар даровардани психологияи бегонаи чизпарастӣ ва ба ҳирси боигариву муфтхӯрӣ гирифтор шудани баъзе аз табақаҳои аҳолӣ будааст. Воқеан, дар повести «Шоҳии япон» ҳарчанд сухан дар бораи ҳисси чизпарастӣ ва таваҷҷӯҳ ба молу матоъҳои хориҷӣ, берун аз кор ба меҳнат машғул шудани писари акаи Барака ва ба ин васила ба даст овардани даромади иловагӣ меравад, ки имрӯзҳо як чизи муқаррарӣ буда, моҳияти ҷомеаи бозоргониро ташкил менамояд. Вале яке аз масъалаҳои муҳиму асосӣ, ки диққати нависандаро бештар ба худ мутаваҷҷеҳ доштааст, ҳамоно таъкиди масъулияти ҳамешагии оила, хусусан сарвари он падар дар

тарбия ва низоми хонавода мебошад. Зиёда аз он, акаи Барака ҳарчанд соҳибмансаб нест, вале мардест покизаахлоқ, инсонест покраву ҳалолкор ва ростандеш, ки аз рӯи дастурҳои ҷомеаи мазкури шӯравӣ соҳиби обурӯ ва мавқеи муайяни ҷамъиятист.

Бояд гуфт, ки оиларо чун сарчашмаи пайванди доимии инсон бо ахлоқи асил шарҳ додани нависанда моро ба ақидаи ӯ дар бораи дар тарбия мақоми муҳим доштани сарманшаъҳои маънавӣ ва суннатҳои волои миллӣ ҳидоят мекунад. Намунаи ибратбахши ин сарманшаъро дар мисоли Зиёбобо ва Аҳрор-амак, Носир Аббосу Ивон-амак, Аҳмадбеку Абдурауфамак ва дигарон ба мушоҳида гирифтан мумкин аст, ки кору амали эшон метавонад ганҷинаи бебаҳои таҷрибаи рӯзгор барои насли ҷавон бошад. Қаҳрамонони ҷавони Муҳаммадиев, масалан Юсуфзода ва Иброҳимҷон пайгири хислат ва суннатҳои беҳтарини падарон дар роҳи ҷустуҷӯву худшиносӣ ва бартараф сохтани сустиҳои хислату характерашон мебошад. Аз ин миён қисмати Саидбек аз қиссаи «Варта» ва проблеми ҳаётие, ки тавассути сарнавишти ӯ ба миён гузошта шудааст, сазовор ба гуфтугӯи алоҳида шуда метавонад.

Муҳаммадиев дар яке аз мусоҳибаҳояш дар мавриди образи Саидбек таваққуф карда, гуфта буд: «Имрӯз, ки дар назари мо вазифаи бозсозии муносибати ҷамъиятӣ меистад, вақте ки рӯҳияи инсон дар шароити босуръати инкишофи илмию техникӣ тағйир меёбад, ба назари ман тасвири қаҳрамоне, ки тавонад худро аз фарти нотавонӣ, осудагии муқаррарӣ берун кашад, вазифаи муҳимтарин ҳисоб меёбад. Саидбеки ман аз повести «Варта» маҳз ба муқобили таҳқиру тӯҳмат ва ғуломигарӣ бар мехезад». Ва ин аз вазифаи муҳими адабиёт буд, ки инсонро аз сархамию мутеъии замони сукут ба туғёни азнавсозиҳои замони бозсозӣ даъват мекард. Ҳам набарди Саидбек бо амалҳои ноҷавонмардонаи Довид, ҳамчунин унвони асар аз вазъияти ногувори маънавӣ дар ҷомеа гувоҳӣ медиҳанд, ки аз чашми моҳиятбини нависанда пинҳон намондааст. Ҳамин нуктаро ҳам ёдрас шудан лозим аст, ки Саидбек бе дастгирии оилааш Нигор, дӯстонаш Алёша ва Нур ва обутоби маънавие, ки аз бобояш Сангинбек (Бузург) гирифта буд, аз вартаи табиӣ халос шавад ҳам, гумон буд, ки аз вартаи маънавӣ эмин монад. Нависанда дар ин маврид низ масъулият ва идомаи суннатҳои неки хонаводагӣ ва умуман қишри солими ҷомеаро дар наҷоти ҳар ҷамъияте тавзеҳ намудааст.

Чуноки маълум мешавад аз асар то ба асар муносибати Фазлиддин Муҳаммадиев ба инсон ва сохти сотсиалистӣ ҷиддитар

гардидаанд. Ҳамин ҳақталошӣ ва масъулиятшиносӣ ӯро ба сафи нависандагоне баровад, ки бо эҷодиёти худ афроди ҷомеаро барои бозсозиҳои минбаъда тайёр мекарданд. Маҳз ҳамин хусусиятҳо навиштаҳои ӯро ба рӯзгори мо, ба замони истиқлолияти воқеии Тоҷикистон қарин месозанд, балки масоиле, ки виҷдони ӯро дар замони шӯравӣ ба дард меоварданд, масъалаҳои маҳдуд ба замоне набуда, дар ҳама маврид муҳим ва ҳаминзамонӣ садо медиҳанд. Аз ин ҷиҳат Муҳаммадиев чун як нависандаи ҳамзамони мо намудор мешавад.

Оре, Фазлиддин Муҳаммадиев нависандае буд, ки ҳамеша пештар ва бештар аз ҳама набзи зиндагиро ҳис мекард. Агар қадамҳои нахустини ӯ дар кори эҷодӣ бо таълифи осори публитистӣ ва осори гоҳномаӣ оғоз шуда бошад, пас он баъдҳо на танҳо ба як рукни муҳими сабки бадеии ӯ табдил ёфт, балки як воситаи асосии дахолати ҳамешагии ӯ ба зиндагӣ ва масъалаҳои мубрами он гардид. Дар мавриди ин риштаи эҷодиёти эшон устод Улуғзода хеле хуб ва дақиқ изҳор дошта буд: «Нависанда (яъне Муҳаммадиев - А. Н.) ба ҳамаи кору бори мамлакатамон - хоҳ калон бошад, хоҳ хурд, хоҳ давлатӣ бошад ва хоҳ ҷамъиятӣ - худро на танҳо шарик, балки масъул ҳам медонад ва аз рӯи ҳамин ширкату масъулият амал мекунад. Сарлавҳаи яке аз мақолаҳо - «Мо ҳамагӣ масъулем, ҳар яки мо масъул аст» - барои муаллиф… маънӣ ва шиори тамоми фаъолияти қаламии ӯст».

Воқеан доираи мавзӯу масъалаҳо дар публитистикаи нависанда дар ҳақиқат хеле рангин ва васеъ буд. Онҳо мақолаҳо–памфлетҳои дар мавзӯи байналхалқӣ, мақолаҳои танқидӣ, фелетонҳо, мактубҳои кушод ва ғайраро дар бар гирифтанд, ки камбудиҳои ҳаёти иҷтимоӣ ва маънавию ахлоқиро бо забони ширину обдори халқӣ, бо кинояву истеҳзо, бо зарбулмасалу мақолҳои нишонрас мазаммат ва фош менамуданд. Барои намуна аз ин қабил мақолаҳои вай «Прокурорҳои нармдил ва дуздони шердил (Мактуби кушода ба прокурори ҷумҳурӣ)» ва аз ҳаҷвияҳо ҳикояи «Косадум» барин асарҳои нишонрас ва ҷанбаи таъмимиашон вусъатнокро номбар кардан мумкин аст. Таҷрибаи мушкилаҳои зиндагиро дар мавридаш дидану ҷасурона онро ба миён гузоштан ва ҳаҷву танқид кардан, ҷасорати ба мансабдорони калону хурд дар майдони асари адабӣ «мушт ба гиребон» шудани нависанда нишонаи барҷастаи масъулиятшиносии шаҳрвандии нависанда аст, ки барои аҳли адабии ҷавон намунаи ибрат буд ва ҳоло низ шуда метавонад… Фақат барои муҳаққиқони ҳаводорони ҳаҷви буро ва сухани гироӣ Фазлиддин Муҳаммадиев ҳаминро ёдовар мешавем, ки

бисёре аз мақолаҳои танқидӣ ва фелетонҳои вай бо имзоҳои мустаори М. Фазлӣ, Ф. Амин, Ё. Набӣ, М. Ҳусайн, М. Ҳусейн, Ф. Аминов ва ғайра ба табъ расидаанд.

Ба умқи навиштаҳои Муҳаммадиев назар меандозию бовар мекунӣ, ки нависандаи асил, албатта, одами хуб ва дӯсти бовафо хоҳад буд. Силсилаи мақолаҳо ва ёддоштҳои вай дар бораи устодон, ҳамсолон, аҳли ҳунар бо самимият, ҳурмат ва қадршиносии тамом навишта шуданд. Дар байни сатрҳои онҳо бо чеҳраҳои Мирзо Турсунзода, Абдусалом Деҳотӣ, Боқӣ Раҳимзода, Пӯлод Толис, Файзулло Ансорӣ, Тоҳир Собиров, Барно Исҳоқова, Раҳим Ҷалил, Ҷалол Икромӣ, Раҳим Ҳошим ва бисёр дигар намояндагони адабиёту санъат (ҳунар)-и тоҷик во хӯрдан мумкин аст, ки нависандаро риштаи дӯстиву эътиқод ва ҳурмату эҳтироми самимӣ ба эшон пайваста буд. Метавон гуфт, ки ин асарҳои Муҳаммадиев пас аз чеҳранигории адабии устод Айнӣ дар бораи Аҳмади Дониш, Ҳайрат, Ҳоҷӣ Абдулазиз ва дигарон дар насри тоҷик ҳодисаи муҳиме ба шумор меояд. Ин корро шодравонҳо Мирсаид Миршакар ва Убайд Раҷаб низ бо ҳунармандӣ анҷом додаанд ва умуман офаридани чеҳраи аҳли адабии ҳамзамон натанҳо аҳамияти калони адабӣ, балки арзиши муайяни илмӣ низ дорад, ки онро дар насрнависии муосири тоҷикӣ идома мебояд дод.

Фазлиддин Муҳаммадиев дар айни замон аз муваффақиятҳои эҷодии рафиқонаш хурсанд гашта, вазъи адабиёт, алалхусус, ҳолати насри онро ҳамеша дар мадди назар дошт ва дар ин мавзӯъ мақолаву тақризҳо менавишт. Вай сари вақт истеъдодҳои ҷавонро пай бурда, ба онҳо дар кори мушкили эҷодӣ ғамхорона, ботааннӣ ва беғаразонаву бо сахтгирии ба худ хосаш ёрӣ мерасонид. Худи ҷавонони навкор дар ҷодаи насрнависӣ низ ҳамеша рӯи ниёз ба вай меоварданд, зеро медонистанд ки ӯ устоди ғамхору соҳибистеъдод ва дили меҳрпарваре дошт. Хусусан, маслиҳат, тавсия ва тақризҳои ӯ ба кору эҷодиёти Ӯрун Кӯҳзод, Бурҳон Ғанӣ, Баҳодур Файзуллоев, Саттор Турсун, Абдулҳамид Самадов, Ҷонибек Акобиров, Кароматулло Мирзоев, Баҳманёр, Маҳкам Пӯлод, Бахтиёр Ҷумъа, Ҳакималии Назаралӣ ва бисёр дигар ҷавонони хушқалам аз ҳисси масъулиятшиносии ӯ дар назди ояндаи адабиёт гувоҳӣ медиҳанд. Бешубҳа, ӯ яке аз устодони сахтгир ва меҳрубони носирони ҷавон буд ва бисёр аз навпардозиҳо ва ҷустуҷӯҳои насри муосири тоҷикии солҳои баъди 70 ба таълифоти вай ва дастгириву роҳнамоиҳои ӯ вобастагии бевосита дорад. Чун маҷмӯаи меҳрномаи «Тоҷи сари дӯстон»-ро, ки аз ёдкардҳо, сӯҳбату машваратҳо ва кӯмаку

дастгириҳои устод Муҳаммадиев нисбат ба ҳамкорон, бахусус адибони ҷавон таркиб ёфтааст, мутолиа менамоӣ, ба ин боварат боз ҳам қавӣ мегардад.

Фазлиддин Муҳаммадиев дар инкишофи дигар навъу жанрҳои ҳунару фарҳангии тоҷикӣ саҳми муҳме дорад. Вай асарҳои намоишӣ (драма), кинономаҳо (киностенарияҳо) таълиф карда, асарҳое хуберо барои саҳнаи тоҷик тарҷума кардааст. Умуман хизмати вай дар баргардони асарҳои адибони бузург А.П. Чехов, Т. Драйзер, Андре Стил ва барои хонандаи тоҷик тарҷума ва тӯҳфа намудани беҳтарин асарҳои нависандаи бузурги муосир Чингиз Айтматов «Ҷамила», «Алвидоъ, Гулсарӣ» ва румони «Дуроҳаи буронӣ» хеле бузург аст. Дар айни замон чакидаҳои қалами ӯ ба аксари забони халқҳои шӯравии собиқ ва бисёр забонҳои хориҷа тарҷума шуданд. Ҳаминро низ бояд таъкид кард, ки Фазлиддин Муҳаммадиев дар қатори устод Айнӣ, Мирзо Турсунзода, Сотим Улуғзода, Ҷалол Икромӣ, Мӯъмин Қаноат аз адибони ангуштшуморе буд, ки адабиёти навини тоҷикро дар миқёси адабиёту ҳунари собиқ шӯравӣ муаррифӣ карданд. Ин чунин маъно дорад, ки асарҳои ӯ дар савияи адабиёти беҳтарин нависандагони он замон В. Распутин, А. Битов, А. Ким, С. Есин, Ч. Айтматов таълиф мешуданд ва ба адабиёт навигариҳои сифатӣ ворид мекарданд, аз камбудиҳои ҷиддии ҷомеа, аз вартаи маънавӣ, аз хавфи ба миён омадани сӯхторе дар зиндагии ҷомеаи шӯравӣ пешгӯӣ мекарданд…

Гуфтан мумкин нест, ки Фазлиддин Муҳаммадиев ҳамаи он ниятҳои худро амалӣ кард ва ё он чи дар дил дошт ба пуррагӣ иброз дошт. Бесабаб нест, ки ӯ яке аз охирин мақолаҳои худро «Вақти амал расид» номгузорӣ карда буд. Аммо ҷойи таассуф аст, ки дастони нохалафе нагузоштанд, ки нависанда ба амали воқеӣ оғоз кунад. Аз ин ҷост, ки бисёр аз ниятҳои неки ӯ то ба охир ҷомаи амал напӯшида, ҳамроҳаш ба зери хок рафтанд. Вале вай дар фаъолияти адабии сисолааш он қадар асари хубе офарид, ки барои даҳсолаҳо кифоят мекунад. Гузашта аз ин, чунон ки иҷмолан аз назар гузаронидам, маълум гардид, ки навиштаҳои устод Фазлиддин Муҳаммадиев ба туфайли арзишҳои пурқимати адабиёти навини тоҷикӣ, адабиёти воқеъгарои садаи XX тоҷикӣ буданашон метавонанд, ки барои имрӯзиёну ояндагон низ замонавӣ садо диҳанд.

1998, таҳрири соли 2006

## ПОЯИ УСТУВОРИ ОДАМИЯТ

Рости гап, дар байни насрнависони тоҷик, ҳатто нависандагони миёнсолу баркамол онҳое ки дар кори эҷодӣ ҷустуҷӯҳояшон мустақим ва аз меъёри осори асил идома дошта бошад, хеле кам ба чашм мерасад. Аз ин байн хушбахтона, навиштаҳои Абдулҳамид Самадов ҷолиби диққат мебошанд: онҳо аз ибтидо, аз айёме нависанда бо ҳавас қалам меронд ҳама дар такя ба савияи насри пешрави муосир таълиф шудаанд. Навиштаҳои ӯро дар замонаш хонандагони собиқ шӯравӣ низ ба зуддӣ (мач. «Мечта молодости», М. 1986) ба хубӣ пазируфтанд. Ин ҳама аз нишонаҳои муносибати ҷиддӣ ва истеъдоди асили нависандаи ҷавон дар он замон гувоҳӣ медоданд.

То имрӯз чандин маҷмӯаи ҳикояҳо ва қиссаҳои А. Самадов ба табъ расидаанд. Аммо банда хостам чанд андешаи худро доир ба достонҳои калонҳаҷми (қиссаҳову румони) нависанда, ки ҳар яке аз намунаҳои беҳтарини қисса ва румони муосир мебошанд, изҳор намоям. Ба назари ман он чи осори ин нависандаро ҷолибу ҷозиб мегардонад, ҳамоно хуб донистани маводи тасвир ва хуб огоҳ будан ба ҷузъиёти ахлоқиву равонӣ ва миллии мундариҷаи тасвир ибтидо мегирад. Ин бошад, ба нигориши нависанда як сабукӣ ва самимият низ ато менамояд. Муҳимаш он аст, ки нависанда бо қувваи қалами худ ҳамин сифатҳоро ба хонанда гузаронида метавонад.

Абдулҳамид Самадов аз аввалин асарҳояш сар карда пайваста дар бораи зиндагии ҷавонону наврасон чи дар зиндагӣ ва чи дар хониш, фикру андешаи онҳо ва нуқтаи назарашон нисбат ба масъалаҳои ҳаёт диққати бештаре медиҳад. Вай ба масъалаи мазкур дар ҳар асар аз паҳлӯи тоза ва бо маводи тозаву нав назар меандозад. Аз ҷумла, таҳлили вазъи инсони наврас дар ибтидои роҳи ҳаёт («Баъд аз сари падар»), ҷустуҷӯҳои ҷавонон дар ҷараёни донишандӯзӣ ва ибтидои худшиносӣ («Парроначкҳо») мавриди тадқиқи ҳамаҷабҳаи нависанда буданд. Вай ба омилҳои ташаккули масалан, Хусрав аз повести «Баъд аз сари падар» ва зимнан неку бадро тафовут додану ба мустақилият баромадани вай дар зиндагӣ бештар эътибор додааст.

«Бад аз сари падар» (1979), ки аз нахустин қиссаи А. Самадов аст, бо унвони худ диққати касро ҷалб менамояд. Кас якбора ба олами шахсе ворид мешавад, ки аз сарбони хонавода, аз падари меҳрубон маҳрум мондааст. Ин ҳодиса дар зинадгии инсонӣ хеле бисёр рух

медиҳад, зоҳиран падарро бармаҳал аз даст додан як қонуни муқаррарии ҳаёт аст, лекин ба асар чунин унвон гузоштан худ хонандаро ба муҳим будани масъала мутаваҷҷеҳ месозад. Ва, дарвоқеъ, маълум мешавад, ки ҳамаи низоъу бархӯрдҳо пас аз ҳамин ибтидо мегиранд, ки Ҳайдар ин меҳнаткаши ҳалолкор - падари Хусрав, ногаҳон фавтиду ин заминаи ба ҳам бархӯрдани хислатҳо, дастурҳои ахлоқии иштирокдорони қисса гардид, ки меъёри асосии баҳо чӣ гуна одам будани онҳост ва дар ин ҳолат худро чӣ гуна зоҳир менамоянд.

Хусрав, модари ӯ Маҳингул, Шариф - раиси колхоз, бобои Саид, Қурбони подабон ҳама аз роҳи ростӣ, ҳалолкорӣ ва манфиат расонидан ба мардум, некӣ кардан амал мекунанд. Дар муқобил симои Аҷик ва ҳамдастони ӯ гузошта шудаанд, ки ба роҳи зиндагии нопок, хӯрдани нони ҳамром даромада, барои ба амал баровардани мақсаду ғаразҳои худхоҳонаи худ, пӯст иваз мекунанд, ҳила ба кор мебаранд, хӯшомад мезананд ва ҳатто одам мекушанд. Муҳимтар аз ҳама, ин низоъ, чунон ки дар асарҳои Абдулҳамид Самадов ба мушоҳида мерасад, ба авлоду хешу пайвандӣ иртибот мегирад. Нависанда, ки зиндагии деҳотро хеле хуб медонад, аз савияи фикрӣ, равонӣ ва фаҳмишу фаросати эшон хеле огоҳ аст, онро дар асарҳояш пайваста ба тасвир мегирад. Воқеан, хеле аҷиб аст, ки Аҷики бераҳм, тағои Хусрав, бародари Маҳингул ва додарарӯси Ҳайдар аст. Зиёда аз он, Аҷик пас аз марги Ҳайдар хоҳарашро хост бо молу мансаб бифурӯшад. Ва ин ҳама ҳодисот аз пеши назари Хусрави хурдсолу покният ва дилсоф мегузарад, ки бар асари ин ҳама пайваста аз тағояш рӯ мегардонд.

Нависанда марҳала ба марҳала хислатҳои пасту касифи ин «ҳайвони» дар либоси одамиро (Аҷикро) нишон медиҳад. Воқеан, ин ҳама бадгавҳарӣ, аз ҷумла, дуздӣ аслан ба ӯ аз падар ба мерос мондааст.

Ва бисёр аҷибаш ин аст, ки дар халқ масале ҳаст: «Тағо ба ҷойи падар» ва «ҷиян одатан ба тағо» меравад. Аммо Абдулҳамид Самадов бо таҳлили амиқи бадеӣ ва воқеънигории берую риё нишон додааст, чӣ тавр дастурҳои солими ахлоқӣ метавонанд урфу расм, масали рӯзгору таҷрибаро шикананд, балки дар вақти лозима онро ислоҳ намоянд, то бунёди одамгарӣ фақат ба расму одат маҳдуд намонда, дар заминаи мантиқи зиндагии инсонӣ ва ахлоқи ҳамида дар ҷомеа ҳамеша устувор бошад.

Миқдори масъалаҳо, ҷузъиёти сужет ва сифати характерҳо дар қиссаи «Парончакҳо» боз ҳам мураккабтару доро шудаанд.

«Парончакҳо» (1983) қиссаи дувуми А. Самадов аст, ки ба ҳаёти донишҷӯёни соли аввал бахшида шудааст. Ба фикри банда, худи интихоби вақту замон дар ин қисса ҷолиби диққат аст. Чаро соли аввал? Чаро парончакҳо?

Ин нукта маълум аст ва, бахусус, аз зиндагии Тоҷикистони он солҳо равшан аст, ки аксари писарону духтарон аз ҳар маҳал, деҳу шаҳр пас аз хатми мактаби миёна ба донишгоҳҳо меомаданд (ҳоло низ инчунин) ва муҳити донишгоҳӣ ин бачагону наврасони дирӯзаи бо феълу хӯ ва тасаввуротҳои гуногунро ба ҳам мепайваст, онҳоро ба ҳам қарин намуда, дониш меомӯхт ва баъди он ки соли аввал хатм гардид, пас бовари эшон ба худ бештар, балки боли парвози орзуҳошон мустаҳкам мегардид ва ба қавле «паридан меомӯхтанд», яъне парончак мешуданд.

Дар олами туюр низ парончак шудан ибтидои зиндагии мустақилона мебошад. Зоҳиран, унвони қисса низ рамзист.

Қиссаро ровии он Наим ҳикоят мекунад (ва шояд он ҷанбаи биографӣ низ дорад). Табиатан чунин осор масъалаи ташаккули хислату рафтори шахсро фаро мегирад. Ин навъ асарҳоро одатан «повести (қиссаи) монологӣ»-и меноманд, ки мӯҳтавои онро, пеш аз ҳама, зовияи диди ӯ муайян мекунад, воқеаҳо, одамон, ҳодисаву воқеаҳо аз назари вай ва бо таъсире, ки ба афкору ақоиди вай доштаанд, ба тасвир меоянд. Ин зеҳнгароӣ дуҷониба аст: қаҳрамон ба одамон баҳо медиҳад ва дар айни замон худ таъсир бардошта, таҳлилу андеша мекунад ва дар ин ҷараён хислаташ пайваста ташаккул меёбад. Ин асарест, ки ба таҳлил бунёд ёфтааст, бахусус таҳлили психологӣ ва онро бо субъективизм (зеҳнгароии ) лирикӣ омехта, насри лирикӣ номзад кардан нашояд.

Қиссаи равонӣ пас аз «Тобистон»-и Толис дар насри мо роиҷ гардид ва ҳеҷ кас онро асари лирикӣ нагуфтааст ва гӯяд ҳам ин тасаввур ғалат аст. Дар омади гап, қиссаи «Баъд аз сари падар» аз ҳайси мӯҳтаво ва «Парончакҳо» аз ҳайси усули нақл ба «Тобистон» ҳамоҳангиҳо доранд.

Қаҳрамони асосии қиссаи «Парончакҳо» Наим аз бачагӣ як андоза қайсарӣ дорад, бо бародараш Абдухолиқ унс намегирад, гарданшах аст. Бинобар ин, ӯро ба шаҳр ба тарбияи амакаш Абдукарим ба шаҳр мефиристанд. Чи Абдукарим ва чи завҷааш

(муаллимаи забони англисӣ) одамони хуб, маданӣ, ҳалолкору сахтгир ҳастанд, ки ин ҳама ба хислати Наим бетаъсир намондааст. Абдукарим ӯро, баъди имтиҳони қабул, ба хоҳиши занаш нигоҳ накарда, ба хобгоҳ гусел мекунад: то одамиву ноодамиаш хубтар зоҳир шавад. Вале Наим давоми як сол на танҳо таҳсил мекунад, балки аз рафтору муносибати ҳамсабақонаш писари раисон - Насими хушодоб ва Қайси мағруру ҳавобаланд, Раҳимбеки бепарво ва маишатпарасту Раҳматшоҳи баномус, Паканаи бемеҳру шафқат; духтарони меҳрубону зудбовар Назокат, Латофат, Гулсоро ошно мешавад, як сол бо олами рангин, нотакрор ва пурзиддияти ҷавонон, падару модарон ва наслҳои гуногун шинос гардида, барои ба мушкилоти зинадгӣ омода будан барои худ ибрат мегирад.

Зимнан ин асар яке аз китобҳои аввалину бетарин дар бораи ҳаёти донишҷӯён мебошад. Хонанда бо олами зиндаву пурҷӯшу хурӯши зиндагии толибилмон дохил мешавад, донишҷӯёни ҳақиқӣ ва «асобағалдор»-ро хубтар мешиносад, ба қаҳрамони повест Насим, ки дар зидагӣ – ҳам дар хониш ва ҳам дар кору одамгарӣ ба куллӣ сифатҳои наҷиб зоҳир мекунад, таваҷҷӯҳи хосае зоҳир менамояд. Хусусан ӯ ба ҷараёни қабул ба донишгоҳ ба таври воқеӣ нигариста, талошу кӯшиш ва дониши ҳақиқиро воситаи расидан ба мақсад меҳисобад.

Дар асарҳои Абдулҳамид Самадов одатан низоъ байни касони хуб ва хулқу хӯи баддошта, одамони нек ва бадгуҳар, ҳололкорону ғаммозон меравад. Нависанда ҳамеша қувваи нек, одамгарӣ ва ҳалолкориро талқин мекунад. Барои ӯ сарчашмаи ин хислатҳои нек зиндагии халқи меҳнаткаш аст. Инсони меҳнаткаш ҳамеша одами ҳалолкор мебошад, ростиву одамгарӣ ва меҳнаткашиву ҳалолкорӣ аз ҳам ҷудо нестанд. Образҳои Ҳайдар, Бобои Саид, умуман пирони зиндагидида дар навиштаҳои Абдулҳамид Самадов дар худ нерӯи ахлоқии халқро ифода мекунанд. Воқеан, дар ҳар маврид нависанда ба зиндагӣ, ҳақиқати он, ғалабаи адолат эътимод дорад, хонандаро барои аз мураккабиҳо наҳаросида, ба ояндаи нек эътиқод бастан ҳидоят мекунад. Ин, дар айни замон, як нуқтаи пайванди наслҳо, меросбарии ҷавонону калонсолон мебошад, ки хоси тамоми навиштаҳои нависанда аст.

«Аспи бобом» (1986) низ як қиссаи бисёр самимист, ки дар он лавҳаҳои зебои зиндагӣ ва хумори гузаштаву ташвишҳои имрӯзаи зиндагиро дар симои Шараф- паҳлавон, зани он, Фарҳод, Зикамоҳ ва

ғайра дарбар гирифтааст. Тавассути «ёди таърихӣ» - қиссаи аспи Бобо, ки ҳар шаб туфайли момо ба Фарҳод нақл мешавад, нависанда ба таври ноаён пайванди наслҳо, идомаи хислатҳои наҷиб, тарбияи насли хурдсолро дар замони дигар шудани арзишҳои зиндагӣ (шаҳрнишинӣ, хонаҳои бисёрошёна, нигоҳубини кабк) бо маҳорати том тасвир менамояд. Ҳунари дар материали маҳаллӣ ва дар зиндагиву фикру зикри хурдсолон ғунҷонида тавонистани мазмунҳои калон, муҳим ва замонавӣ дар қиссаи охирини ӯ «Аспи бобом» низ ба мушоҳида меравад. Гӯё ин ҷо сухан аз орзуҳои хаёлии бачаи хурдсол, аз муҳаббати ӯ ба асп меравад, ки ваъдаи харидани асп, ки падараш дода буд, барояш афсона гаштааст. Дар паҳлӯи он қиссаи дигаре дар бораи бобои дар ҷанг фавтидаву аспи ӯ аз тарафи модаркалонаш нақл мешавад ва бо он орзуҳо омехта, образи аспи боборо ба миён меорад, ки боди наҳси ҷанг боиси вайрон шудани он афсонаи ҳақиқии зиндагӣ гашта буд… Нависанда ин ҷо, баробари тасвири рӯзгори муқаррарӣ бо хушиву норасоиҳояш муяссар шудааст, ки ҷанг барин як қувваи манҳусро, ки дар рӯзгори мо ба қувваи хавфоваре табдил ёфтааст, маҳкум намояд.

Воқеан, асп зимнан дар қисса симои худро нишон медиҳад, дар он меҳру муҳаббати дуҷонибаи инсон ва ҳайвони ба инсон дӯсту ҳамроҳ ба ҳам омезиши ёфта, маънои рамзӣ касб мекунад.

Аслан, рамз гуфтан ё ба намоду сумбул расонидани тасвир як ҷиҳати насри инсонгароёнаи Абдулҳамид Самадов аст, ки махсусан дар мисоли асп ба хубӣ таҷассум гардидааст. Ҳамин нуктаро қайд кардан лозим аст, ки асп яке аз намодҳои машҳур дар асотир ва эҷодиёти мардуми тоҷик ва урфу расми он мебошад, ки хеле бисёр во мехӯрад. Ҳам дар адабиёти қадими ориёӣ ва ҳам дар дини ислом ва ҳам дар осори адибони гузаштаву муосир асп мақоми муҳиме дорад. Инро шояд сабаб он бошад, ки дар таҳтушшуури мардуми мо архетипи асп ҳамеша зинда аст ва онро на танҳо ба сифати як ҷонвари корӣ, балки чун як ҳайвони боҳушу ҳамраҳи содиқи инсон дӯст медоранд. Ба қавли устурашиносон, масалан асп «яке аз ҷонварони намодине аст, ки дар «Шоҳнома» аз арзиши бунёдин бархӯрдор аст. Аз сӯяи (ҷониби, тарафи) кирдор гоҳ ҳамчун инсон рафтор мекунад ва забони дорандаи хешро дармеёбад. Аз сӯяи асотири гузашта аз «Шоҳнома» дар устураҳои дигар мамлакатҳо низ намод дорад. Асб ба гунае шигифтовар зеҳни ақвоми ҳинду урупоиро ба худ машғул доштааст ва дар афсонаҳои ҳиндуаврупоӣ аз асб ба унвони нишонаи

вежаи эзади Офтоб, эзади Моҳ ва эзади Бод сухан рафтааст. Дар роҳи баъзе эзадҳо фақат асб қурбонӣ мекарданд. Тағйири шакли одамӣ ба асб аз мавзӯъҳое аст, ки ба каррот дар афсонаҳо ва қисаси омиёна зикр шудааст. Шояд ҳиндуурупоиён нахустин қавме буданд, ки даст ба аҳлӣ (ром) кардани асб заданд. Бар асоси як эътиқоди ҷаҳонӣ асбро ба дарё муносибати вежае аст ва ҳамин пиндор аст, ки дар афсонаи эронӣ байни аспи сафеду сиёҳ (рӯзу шаб) дар каронаи уқёнуси осмонӣ барои дастёбӣ ба обҳои борвар бозтоб ёфтааст» (Авасто, Яшти 15, фиқраҳои 11-3 ва 27-29)[1]. Абдулҳамид Самадов аз оғози эҷодиёт ва то ҳоло, инчунин дигар нависандагони мо, амсоли Баҳманёр ва Саттор Турсун ва дигарон пайванд ва таваҷҷӯҳе ба ин куҳанулгӯии ориёӣ дорад.

Ҳамин тавр, нависанда дар марҳалаи аввали эҷодиёташ нишон дод, ки ба кори нависандагӣ бо ҷиддияти том муносибат мекунад, мақсади тасвири бадеӣ ва сифати хоси онро дуруст пай бурдааст. Муҳимтар он будааст, ки ӯ аз моҳияти инсонгароии кори адабӣ огоҳ аст. Масъалаҳо ва ашхосро аз меъёри ахлоқи неку бад, одамгариву ноаслӣ ба тасвир мегирад ва таҳлил намудаву баҳо медиҳад. Маълум буд, ки ӯ ба зиндагии мардуми деҳот, ки дар замони карахтӣ ва кӯшишҳои маънавиятзудоӣ арзишҳои неки ахлоқиро ҳанӯз дар сурати аслӣ ва покизаашон нигоҳ дошта буданд, хеле хуб медонад, устухонаш дар дарку омӯзиш ва тафовут додани қазияҳои ахлоқӣ шах шудааст. Ва ин ҳамаро барои як нависандаи асилу воқеъгаро сифати бисёр хубе ба шумор овардан лозим аст.

Аз ин назар, Абдулҳамид Самадов дар қиссаи «Косаи давр» комёбиҳои бештаре ба даст овардааст. Дар қиссаи мазкур, пеш аз ҳама, тасвири ҳаёт вусъат мегирад, адади иштирокдорони асар афзуда, хислат ва симояшон равшан ба зуҳур меояд, моҳияти миллии амали онҳо рӯшан садо медиҳад ва боиси афзудани ҷанбаи инсондӯстии онҳо ва пайванд хӯрданиашон бо қонунҳои зиндагии умумиинсонӣ мегарданд. Барҳақ гуфтаанд, ки ҳар чизи асили миллӣ, албатта, моҳияти байналмилалӣ касб менамояд. Ба нависанда муяссар шудааст, ки дар симои Шоҳини даҳмарда як образи серғунҷоишу

---

[1] *Дуктур Маҳваши Ваҳиддӯст.* Ниҳодинаҳои асотирӣ дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ. – Теҳрон: Суруш, 1379, саҳ. 327; *Дуктур Муҳаммад Ҷаъфари Ёҳақӣ.* Фарҳанги асотир. – Теҳрон: Суруш, 1369, саҳ. 78.

ибратбахше офарад, ки тавассути дороии маънавиаш арзиши калони адабӣ ва ахлоқиву эстетикӣ касб намояд.

Абдулҳамид Самадовро маҳорати нодире насиб шудааст: вай рӯҳи халқ, пирону ҷавонон ва хурдсолон, табъи зарифи мардумро хеле хуб медонад, ба ҳар як сангу сабзаи диёраш меҳри беандоза дорад. Дар ин махлутӣ образҳои содаву табиӣ офаридаи ӯ хусусиятҳои амиқи таърихӣ ва рамзиву фаслафӣ касб мекунанд. «Навиштаҳои А. Самадов касро ба некӣ, андешамандӣ, одамгарӣ, ҳурмати инсон, забон, табиат ва умуман қадри зиндагӣ ҳидоят мекунанд».

Дар «Косаи давр» аз ҳаёти деҳот, зиндагӣ ва руҳияи онҳо, хусусан мардуми чорводор - даҳмардаҳо баҳс мекунанд. Дар тасвири нависанда зиндагии Шоҳини чӯпон, оила ва психологияи вай бо зиндагии умумии мардуми деҳот ва умуман зиндагии ҳалолу пайванди наслҳо барин масъалаҳои умумӣ иртибот пайдо менамояд. Манзараи фардӣ, ҷиҳатҳои умумӣ касб карда, таҳлил вусъати иҷтимоӣ касб мекунанд. Маълум аст, ки нависанда муҳити иҷтимоӣ, касбу кор, ранҷу меҳнат ва олами ботинии қаҳрамонашро хуб медонад ва дар тасвири ҷиҳатҳои иҷтимоиву ахлоқии инсон ҳунараш бештар гардида истодааст.

Дар маркази диққати нависанда тасвири образи Шоҳин аст ва маҳз аз дидгоҳи ӯ, ки таҷрибаи зиёди зиндагӣ ва меҳнатӣ дораду ҳоло ба нафақа баромада, роҳи тай кардаашро аз назар гузаронидааст, ба ҳодисаҳову одамони гуногун чашми диққат дӯхта, ҳодисаҳои чанд соли дуру наздики деҳотро мавриди тасвир қарор медиҳад ва муносибати худашро ба зиндагии имрӯза, ҷавонон муайян менамояд. Барои Шоҳин ҳамеша инсон аз назари меҳнатдӯстӣ, ғаюриву баномусӣ ва масъулиятшиносиву хайрхоҳӣ нисбат ба одамону моликияти ҷамъият қимат пайдо намудааст. Вай ба кору бори зиндагии имрӯза низ аз ин меъёр назар карда, ба онҳо мудохила мекунад ва ба ҷавонон панд ҳам мегӯяд. Ӯ ба «писханди занаш» дар ин бобат гуфтааст: «Чашм бисёр бинаду гӯш шунавад, ақлу зеҳни солиму тез бошад, доно мешавӣ. Еҳе, даҳмарда-ку, мудом дар сафар аст, одаму олама мебинад. Нашунидаӣ: аз дунёхӯрда оламгашта беҳ, гуфтаанд»… (с.30) Бинобар он панду насиҳати Шоҳин ва тасаввуроти вай оиди зиндагӣ аз бисёр ҷиҳатҳо солим мебошанд. Мисли он, ки гуфтааст: «Моли ҷамъият хуни ҷамъият», «Обрӯ гирифтанаш мушкил, рехтанаш дар як нафас» ва ғайра.

Нависанда Шоҳинро чун шахсе тасвир мекунад, ки касби худро аз ҷону дил дӯст медорад: охир як сол боз дасту пояш аз кори колхоз канда аст. Аммо дилаш, ҳушу ёдаш чӣ? Не, вай аз тоифаи одамони саҳлангори канорагир нест. Ба ҳар кирдору рафтори худ ва атрофиёнаш дар ҳама ҳолат ҷавобгарӣ ҳис мекунад. Давраҳои аввали нафақанишинӣ, ки ӯро хумори паҳнои дашту фазои беканор, ёди рамаву кору бори чӯпонӣ мегирифт, табиӣ ба тасвир омадаанд. Пас, лаҳзаҳои ба нафақа гусел кардан, манзараҳои ҷавонии Шоҳин ва ишқи ниҳониаш бо Гулбону, меҳнати пурмашаққати чупонӣ, ки нисфи зиёди умри ӯро ба худ бурдаанд, ҷо-ҷо бо маврид ёдовар мешаванд. Умуман, образи Шоҳинро аз муваффақиятҳои эҷодии Абдулҳамид Самадов ба шумор овардан мумкин аст.

Абдулҳамид Самадов дар қисса (повест) бошуурона воқеаҳоро тафсил медиҳад, чандин сарнавиштҳои дигарро, аз ҷумла Валии чӯпон, Фазилату фарзандонаш, тӯи Латифи осиёбон ва тақдири сахти ҷавонии вайро ба доираи нақл дохил карда, инчунин масъалаи тую азо, қалин, ҷанҷолҳои қавмӣ ва ғайраро ба миён мегузорад. Агар инҳо барои паҳно гирифтани тасвир мадад карда бошанд, вале саргармии нависанда ба тасвири маъракаи тӯй ва ҷараёни он, маълумотҳои этногарафӣ ва ғайра боиси кашол ёфтани риштаи сухан ва суст шудани ҳаракати сужети марказӣ гардидаанд. Сипас, вобаста ба масъалаи хонадоркунии Ҳошим ва муошиқати ӯ бо Мижгон воқеаву ҳодисаҳои нав оид ба таърихи муносибат ва кинаву ҷанҷолҳои авлодии байни қавми Шоҳон ва авлоди тоҳириҳо (Мижгон набераи Амири Тоҳир аст), воқеаҳои замонҳои дур (пеш аз инқилоб) ва баҳсу талошҳои Шоҳин ва Амир ба доираи андешаҳои Шоҳин медароянд ва қиссаро аз ҷиҳати мундариҷа ғанӣ месозанд. Зимнан, нависанда то ба ҳоло вуҷуд доштани решаҳои ин кудуратро таъкид месозад ва шояд инро яке аз хусусиятҳои руҳияи як гурӯҳи мардуми тоҷик маҳсуб кард, ки баъзе сифатҳои равонии онҳоро то ба ҳол муайян мекунад (Ба хотир меоварем, ки нависанда Кароматулло Мирзоев низ дар повесташ «Шабе дар Кабудҷар» ҳамин «номусу шараф» ва кудурати авлодҳои Шодмону Асроро дар деҳа таъкид намуда буд). Аммо Абдулҳамид Самадов ҳар қадар таърихи дур доштан ва хеле тезу тунд шудани ин қабил ҷанҷолҳоро таъкид кунад ҳам (аҷибаш ин ки ин авлодҳо дар айни замон ду тип-навъи сифатҳои одамон - нек ва бадро ифода карда, яке агар бадгуҳарии худро ҳақ баровараданӣ мешавад, дигаре, масалан, Шоҳинино одамгарии худро ҳимоя мекунад),

мақсади асосиаш нишон додани он аст, ки замони нав чӣ гуна оҳиста ин дарди кӯҳнаро ба тадриҷ аз байн мебарад ва аз насл ба насл «хуни одамон» асосан тозатар мешавад. Аслан вобаста ба амиқ рафтани худшиносии мардум ва миллат бояд кинаву адовати оилавӣ, қабилавӣ ва музофотӣ аз байн равад, мардум ба зинаи баланди шинохти худ бирасад, ки барои сарҷамъии халқ ва ваҳдати миллат бисёр муҳим мебошад.

Ҳамин тавр, аз ҷиҳатҳои хуби повести «Косаи давр» тасвири ба мавқеи ҷиҳатҳои маишӣ ва руҳи миллӣ мебошад. Онҳо тавассути тасвири ҷиддӣ, ҷузиётбаёнии психологӣ нишон дода мешаванд. Рӯҳи миллӣ ва халқии повестро мутояба ва зарофати қаҳрамонони мусбат (Шоҳин ва Гулбону) боз ҳам тақвият додаанд.

Қиссаҳои дигари Абдулҳамид «Маҳбус» (1999) ва «Сарлашкар» (1997-98) мебошанд, ки зоҳиран аз мавзӯи асосӣ ва мӯҳтавои умумии навиштаҳои ӯ тафовут доранд, вале дар масъалагузорӣ ва нияти неки инсондӯстонаи нависанда ҳамдигарро тақвият медиҳанд.

Қиссаи «Маҳбус», ки қаҳрамони асосии ӯ Фил аст (номи аслиаш Сафар) як асари аз ҳайси мавзӯъ ва таҳлилу таҳқиқ тоза, як кӯшиши дидани дунёи афроди гирифтори маҳбас, ки яке бо гуноҳу дигаре бо тӯҳмат ба ин даргоҳ афтодааст. Маълум аст, ки маҳбас як оламест дар дохили олами беруна, зиндагӣ, шоҳу гадо, қонунҳои худро дорад, он ҷо низ меъёри адолат ва беадолатӣ, одамгарӣ ва пастиву разилӣ ҷой доранд. Нависанда, тавассути ин маводи дастнахӯрда, кӯшиш намекунад, ки ба мо воқеаҳои аҷиб ё сарнавиштҳои саргармкунандаро нақл карда бошад, зеро сарнавишти ҳар яке аз бошандагони ин макон ва ҳатто ҳар лаҳзаи он худ аз аҷобату моҷароҳо таркиб ёфтааст. Диққати нависанда пеш аз ҳама мутаваҷҷеҳи он аст, ки сабаб ва омилҳои ба маҳбас афтидани ин касон чист ва эшон дар ин «давлати дар давлат» асли инсонии худро чӣ тавр зоҳир мекунанд. Наметавон гуфт, ки нависанда дар асараш ҷинояткор ва ҷинояткориро ҳақ баровარданӣ мешуда бошад. Аммо назари ӯ ба аҳли маҳбас фақат сирф манфӣ нест. Вай ба муҳокима ва мантиқи онҳо гӯш мекунад, фикри зикри онҳоро таҳлил менамояд, гоҳо бо раҳму шафқат ва тараҳҳум ба сарнавишти онҳо менигарад. Масалан, Фил, ки «шоҳи дуздон» асту дар муҳокимаҳояш фикри солим хеле бисёр во мехӯрад, дар натиҷаи тарбияи бади оилавӣ ва бесариву сардор ва раҳнамо мондан, азобу шиканҷаи зиёд дидан ба роҳи ҷиноят қадам бардоштааст: падараш Ғаюршоҳ аз оилаву бачааш

бехабар, саргарми айшу нӯш, бибиаш зани шаттоҳ, ҳар «корномае, ки Сафар мекард, ба ҳимояташ мехест. Бибӣ мурду Сафар ба шаҳр омад, ба дуздӣ ва зӯрдастӣ машғул гардиду ниҳоят бо номи Фил шӯҳрат ёфт. Инак, дар маҳбас он паёмадҳои хунин, қатлу куштор ва ғайраро ба ёд меоварад, ки то ба имрӯз аз дасти ӯ рух додаанд.

Дар тасвири Самадов Фил як инсони мураккабхислат аст, ӯ ба афтодагон дасти ёрӣ дароз мекунад, соҳибмансабонро ба хорӣ мекашад, ҳатто Носеҳ ном ҳамдиёрашро бо дасти худ мекушад. Баъд ӯро ба Сибир мефиристанд, он ҷо писанди Аждаҳо ном ҷиноятгари машҳури минтақа гардида, номи Сиёҳакро мегирад, зеро онҳо ҳамақида буданд, ҳокимони дузду ғоратгарро бад медиданд. Аммо эшон бо ин ҳама ҳокимият «дар давлати худ» аз шароити зиндагиашон ба танг омада буданд, ки инро худ як ҷузъиёти муҳим дар андешаҳои онҳо ба шумор овардан мумкин мебошад. Фил аз он норизост, ки нафси худро ҳоким шуда натавонист, кори неке накард (дар сӯҳбат бо Муш), вале акнун ба иҷрои он қодир нест.

Вай аз таъсири суханони домулло ва ҳикмати зиндагӣ ба андешае расидааст, ки то ин замон дар зиндагӣ ҳеҷ нақше нагузоштааст: на хона сохтаву на фарзанд тарбия кардааст ва ҳатто дарахте сабз нанамудааст.

Қиссаи «Маҳбус» аз он гувоҳӣ медиҳад, ки ҳунари нигорандагии Абдулҳамид Самадов дар тасвиргарӣ ба камол расидааст ва вай метавонад ҳар мавзӯъи мураккабу дастназадаро омӯхта, ба мантиқи бадеии боварибахш ва боэътимод ба тасвир гирад, дар зоҳир кардани олами андеша ва рӯҳияи инсони пурихтилоф, масалан дунёи кору андешаи зиндониён, онҳое, ки на танҳо дар зиндони воқеӣ, балки гирифтори зиндони маънавиянд, ҳунари воқеӣ нишон диҳад, умуман ӯ қодир аст, ки масъалаҳои номакшуфро ба тасвирӣ бадеӣ кашад.

Бояд гуфт, ки дар ин миён нависанда чанд қиссаи хурдҳаҷми тамомиятёфтае бо унвони «Шаҳдрези садо» (1996), «Рӯдапо» (1996) ва «Ҳавои тирамоҳ» (1997)-ро навишт, ки ҳунари ӯро дар фишурдабаёнӣ зоҳир менамояд. Хусусан ду қиссаи охир дар мавзӯи ҳозиразамон, танқиди замони рукуд мебошанд, ки образи одамонро дар шакли таъмимӣ - Одами калон дар «Рӯдапо» ва «Ҳамшафат» фаро гирифтаанд. Ин шакли тасвири инсон дар насри тоҷик барои кашидани чеҳраҳои умумӣ ва дастнораси сарварони ҳизбиву давлатии замони шӯравӣ роиҷ шуд (масалан, Он кас дар қиссаи Урӯн Кӯҳзод

«Тақвими раҳгум») ва шабеҳашро дар ҳар давру замон ёфтан мумкин аст…

Аммо қиссаи «Сарлашкар» (1997-98) дар такомули эҷодии Абдулҳамид Самадов боз як қадами тозае гардид. Дар қиссаи мазкур паҳлуи дигари ҳаёти сотсиалистӣ, ки ҳамеша дурӯяву дуҳавоӣ буд, мазаммат мешавад. Аз як тараф, сарварони давлату ҳизбӣ, ки ба ҳақиқати кори худ бовари ҷиддӣ надоштанд ё онро ҷиддӣ қабул намекарданд ва ё аз ӯҳдаи кор намебаромаданд ва аз ҷониби дигар, талош ва ҷонкоҳонии содалавҳонаи одамони мансабхоҳ, ки барои расидан ба мақсади худ аз ҳеҷ кору амал ва «худқурбонӣ» рӯ наметофтанд, ба таври табиӣ ва боэтимод тасвир шудааст. Ин духурагӣ, бахусус содалавҳии Султон, ки лақаби «Сарлашкар»-ро гирифтааст, заминае барои тасвири истеҳзоомез гардидаанд. Аслан, Абдулҳамид Самадов ба ҳаҷву ҳазл таваҷҷӯҳи хоса дорад ва дар ин ришта ҳунари хубе дар мавридҳои лозима (қиссаҳо) ва мавзӯъҳои алоҳида (ҳикояҳо) ба маърази хонанда гузоштааст.

Аммо нависанда таърихи ин талошу ташаккули фарди шӯҳратталабу мансабхоҳро марҳила ба марҳила боварибахш ба тасвир мегирад ва чӣ тавр хандаовару бемаънӣ будани худхоҳии шахсро ба субут мерасонад. Ӯро аз бачагӣ ба ин роҳ тарбия карданд, дар мактаб низ ӯ танҳо сарвари пионерон набуд, балки аз он муҳимтар «сарлашкари»-и лашкарбачаҳо ба шумор меомад. Ҳар як маъракаи одиро ба ҳангома табдил медод (масалан, оҳанғундорӣ), албатта ба чашми одамон намудор мекард, то дар бораи ӯ чизе гуфта бошанд. Ва мегуфтанд ҳам. Роҳбарони мактаб ин амалҳои шӯҳратталабии ӯро дастгирӣ мекарданд, ҳар чанд ӯ ин корро бо роҳи зурӣ ва гоҳо дуздӣ ва ғорат ба амал меовард, боз ӯро тавсиф менамуданд.

Ҳамин тавр Сарлашкар зина ба зина боло мерафт ва шӯҳраташ баробари мансабаш меафзуд ва ё баръакс шиори ягонаи ӯ «Партия фармон диҳад, саф мекашем» буд. Ва сарварон ба ин сустиҳои Сарлашкар, такя карда фармон медоданд ва ба мақсадҳои худ ҳам мерасиданд. Сарлашкар аз барои ҳизб дар сармои сахт аз дарё базӯр гузошта, қариб буд, ки ҷон ба ҷаббор супорад.

Вай соҳиби се диплом аст: «мактаби олӣ, мактаби комсомол ва ҳизбӣ»-ро хатм кардааст. Баробари ин ба зинаҳои мансаб мебароядд, шӯҳраташ меафзояд, доираи амалаш вусъат мегирад… Аммо ин парвозҳо дар дили дӯстону ҳаводоронаш оҳиста – оҳиста ба тарсу

ваҳм табдил ёфт, ки баъди ин оё Сарлашкар ҷойнишини онҳо намешавад, оё обрӯ ва мансаби эшон аз даст намеравад ва нишастанд ба дасисабозӣ. Ниҳоят, касе дипломи мактаби олии ҳизбӣ ва билети партиявиашро дуздид ва ӯ ҳамроҳ бо гум шудани онҳо аз баландии шӯҳрат ба хоки сиёҳ афтида, сари забони мардум ва қаҳрамони латифаҳо гардид. Гумон мекунам, ки то ба имрӯз ҳеҷ нависандаи тоҷик талоши мансабу шӯҳрат ва оқибати фаҷеъу хандасори онро бо ин ҳунармандӣ ва мантиқи тавонову ҳаҷву ҳазли ҷоншикор тасвир карда бошад.

Роҳи эҷодӣ ва ҷусторҳои Абдулҳамид Самадов пайваста ӯро ба тасвири доманадори зиндагӣ,инъикоси ҳамосии воқеаҳои асру замон во медоштанд. Ниҳоят, ӯ румони нахустини худро бо номи «Гардиши девбод» (2007)[1] таълиф намуд.

«Гардиши девбод» аз бисёр ҷиҳат ба асарҳои пешинаи ӯ иртиботи ғоявию бадеӣ дорад. Пеш аз ҳама, нависанда ба мавзӯи аслии асараш, ки тасвири зиндагии деҳот аст, содиқ мебошад. Дигар ин ки, ин ҷо низ ҳамон масъалаи зуҳури одамияти инсон дар вазъи мураккабу ҳаводиси пурошуб аз масоили асосӣ ба шумор меояд. Абдулҳамид Самадов, боз ба одамони одӣ сару кор дорад, онҳое ки ҳеҷ гоҳ ба сари мансаб нанишастаанд ва ё орзуи онро низ накардаанд, фақат дар садади иҷрои рисолати инсонии худ мебошанд, он рисолате, ки Худованд барояшон ба ӯҳда гузоштааст ва ин ҳам бошад, сомон додани хонавода, тарбияи фарзанд, хизмат ба диёр, кӯмак ба якдигар, дастгирии инсонҳои бекасу камбизоат, риояи одобу урфи бобоӣ, ки асрҳо инҷониб зиндагии дастаҷамъонаи аҳли деҳот бар он асос ёфтааст, гӯш додан ба ҳикмати халқ, фармудаи Худову Расул, аҳли фазлу фаросат ва дониш, ки одатан дар деҳа, бахусус деҳаҳои кӯҳистон ангуштшумор буданд. Аммо масъалаи марказӣ, ки дар ин маҷмӯи масоили ахлоқиву маънавӣ мақоми аввалро дорад, ҳамоно аз даст надодани адолат ва одамият будааст, ки онро аз меъёрҳои олии ахлоқӣ ба шумор овардан мумкин аст. Ин буд дастурҳои асосии зиндагии мардум, ки ба шакли урфу расм ва одат даромада, риояи он, ҷараёни муқаррарию табиии вай баёнгари осудагӣ ва оромии онҳо ба шумор меомад.

[1] *Абдулҳамид Самадов*. Гардиши девбод. – Душ.: Адиб, 2007. Дар матн саҳифаҳо аз ҳамин нашр нишон дода мешаванд.

Аммо диққати нависандаро тадқиқу баррасии ин зиндагии урфӣ ба худ накашидааст, ҳол он ки ин ҳама риояи суннат ва одат шояд дар зимн олам-олам мушкила, низоъ ва баду неке дошт, ки зиндагии одамиро берун аз он тасаввур кардан имкон надорад. Мо шаклҳои зуҳури онро дар дигар асарҳои Абдулҳамид ва ҳамқаламонаш мутолиа кардем ва кардаем.

Инак, румони «Гардиши девбод» ба масъалае бахшида шудааст, ки аз таъсири замони пурошӯб ба асосҳои зиндагии осуда ва урфии мардуми деҳот баҳс мекунад. Барои нависанда он лаҳзаҳое аз зиндагии мардум муҳиманд, ки дар ҳангоми ба қавли худаш ба гардиш омадани девбод, чӣ гуна худро зоҳир менамоянд. Аслан девбод як намодест, рамзест, ки сабаби тағйири суннат ва муқарароти зиндагӣ, шикастани қолабҳо ва тавозун, иваз шудани арзишҳо ва ба сари одами асил омадани сахтиҳои сангину ғайримунтазира мегардад, ӯро ба санҷишҳои ногаҳонӣ ва ғайримуқаррарӣ рӯ ба рӯ менамояд. Аммо иқтидори инсон ва тавоноии маънавию ахлоқии вай дар он зоҳир мешавад, ки дар ростои ин ҳама бадӣ, мушкилӣ ва сахтӣ чӣ гуна истодагарӣ менамояд, оё аз ҷодаи аслӣ ва воқеии худ, ки одамият аст, берун намеравад? Бояд гуфт, ки инсон бо он ҳама ҷисми кӯчаку нотавон ва иқтидори ками ҷисмониаш, боз ҳам тавону қудрате дорад, ки пеши тӯфону селоб ва девбодҳоро гирад, аз онҳо берун равад ва зиндагии асили инсониро бақо бахшад. Ва ин қувва ақл, фаросат, адолат, виҷдон ва имкони инсон аст, ки ҳам ҷанбаи ахлоқӣ ва ҳам ҷанбаи мазҳабиву иҷтимоӣ дорад.

Зоҳиран, дар маркази румон образи Дилёб ном бачае гузошта шудааст, ки аз шамоли девбоди сели мудҳиш танҳо худаш ва шояд барои дар гаҳвора баста буданаш, зинда мемонаду бас. Тарбияи ӯро тамоми деҳа ба ӯҳда мегиранд, дар ҳар хонадон азиз аст, чун фарзанд қабулаш мекунанд, обу нон медиҳанд… Дар айни замон Дилёб низ ба ин меҳрубониҳо бо меҳнату кӯмак ва дастёрӣ ҷавоб мегардонад. Зоҳиран, ӯ фарзанди деҳа буд ва мардум дигар аз он «сели сархӯр» ё девбоди табиӣ ягон-ягон ёд мекарданд. Яъне зиндагӣ асосан дар меъёри муқаррариву табиии худ гардиш дошт, то замоне расид, ки гардиши девбоди зиндагӣ ончунон ба чархиш даромад, ки аз он сел пеши он ҳеҷ буд, агар сел як хонаводаро барбод дода бошад, гардиши девбод «чархи замонро ончунон тобид, рӯзгори мардумро ба андозае печида ва дарҳам-барҳам кард, қолабҳои ҳазорсолаи ҳаёти одамонро ба панҷаи шахшулу дурушт бераҳмона шикасту пош дод, ки хурду

бузург якбора гирифтори ҳазору як шиканҷа, ғаму андӯҳ, тарсу бим ва фоҷиаҳои гӯшношуниди нав…» шудаанд. Ва ин гардиши девбод гардиши девбоди сиёсӣ буд, ки ҳамроҳи худ «гапи инқилобу аксулинқилоб», бою камбағал, болшевою командирро овард, салоти аҷнабӣ бо кулоҳи булаҷаби нӯгтез, яроқдор, бо пешсафони аҷнабипарвару оташинсухан мисли мӯру малах ба шаҳру деҳот рехт… ҳамроҳи худ фисқу бетамизӣ, харобкори овард, бо ҷавру ситам «алови чашми мардумро гирифт» (саҳ. 27). Баръакс, ин тоифа «мардони боҷигар, бодиёнат, ватанхоҳу гарданшах, сарнофурор ва каму беш босаводу молу ҳолдор, соҳиби китобу мактаб»-ро бо «тамғаи ёғӣ ё ҷурми душману хоини сохти нав» бе пурсуш аз дами шамшер мегузарониданд.

Ба қавли мардум замоне фаро расида буд, ки «калбуз шох баровардаву бедум думдор шуд» (саҳ. 27). Намунаи барҷастаи ин тағийр ҳамин буд, ки Гадои ҳамдеҳаашон, ки аз рӯи «наҳсиву беҷогардӣ ва ҳаромкорӣ» бо ҳукми «роҳбари деҳа» Комилбой «радди маърака» эълон шудаву аз деҳа «бо сад изову алам» ба хар чаппа нишонда, ронда шуда буд, имрӯз сарвари ҳамин дастаи таҷовузгарон, Гадо-болшевой, савори асп аст, ки ҳукмаш ба ҳама равост. Ӯ на ба одамон раҳм дораду на ба асп. Ин ҳамон «Гадои худамон» буд, вале чунон ки мегӯянд: «Омад аз Маккаву Мадина, Гадо ҳамон гадои порина» гуфтаанд одамон (саҳ. 37). Гадое, ки мехост алам ва қасдҳои гузаштаро ситонад, чунон ки «руси болшевой» ҳам нисбат ба ӯ инсону худотарс буд» (саҳ. 39). Гадо чун як ҳокими мутлақ дар «ибтидо дари масҷида ба рӯи мардум баст» ва онро ба ҷои сиёсат, гӯшаи зулму фаҳш табдил дод (саҳ. 40), балки ин амалро ба ҳадди ифрот расонид.

Абдулҳамид Самадов ин ҳама тағийр ва дарҳамбарҳамиро, ки таърих амсолашро кам дидааст, аз диди ҳамдеҳагон, муллову муллобачагони фирорӣ нақл мекунад, ноӯҳдабароии Амирро танқид намуда, бадномӣ ба шумор овардааст: «Ин бадномӣ, шикасту аз байн рафтани давлат доғи сиёҳе аст, ки танҳо бо номи Амиру косалесҳояш не, ба унвони мардум дар таърих сабт мешавад…» (саҳ.47).

Аммо чархи таърихро қафо бурдан кори содае набуд. Ба қавли домулло Латиф ба ҷои ҷанг ва он ҳам ҷанги нобаробар муросо роҳи дуруст аст (саҳ. 50). Аммо вазъият тангу набарди мафкӯравӣ шиддат мегирифт, китобу маърифат ва ҳатто «Қуръон»-ро оташ заданд ва ин ҳама умедҳоро барбод дод. Мардум аз Ватан мегурехтанд, бо дороии нокифояву хурҷини китобҳо (саҳ. 52).

Дар дохил вазъи ноҳинҷори «враг народ» кофтан, қасосгирӣ, таъқиби аҳли савод, хабаркашӣ ривоҷ мегирифт, мисли «на ба худӣ бовар бикун, на ба бегона». Дилёб ҳам, ҳарчанд ба ин гирдоби ҳаводис овораву саргардон набуд, чун фарзанди азизи ҳама, аз ҳамдиёрон ҷудоӣ надошт…

Аммо мардум нав таҳлукаи душманковиро паси сар накарда буданд, ки девбоди нав ба чархиш даромад, ҷанги ҷаҳонӣ сар шуд. Зоҳиран чунин ба назар мерасид, ки мақсади нависанда дар ин румон ба тасвир гирифтани гардишҳои муҳиму сахти таърихӣ дар сарнавишти мардум аст ва бинобар ин ба таҳқиқи характерҳои алоҳида, таърихи ташаккули онҳо камтар таваққуф карда, лаҳзаҳои муҳим, моҳияткушо, дигаргунсози зиндагиро бо иштироки умум ба ҷои аввал гузоштааст. Гумон меравад, ки ин мақсади бошууронаи нависанда будааст. Аммо муҳимаш ҳамин аст, ки ҳамаи ин мушкилот, дарку баҳои он, сахтиҳояш аз диди мардум тасвир мешавад, аз дили онҳо мегузарад, ба сари онҳо мешиканад. Маҳз ҳамин субот, матонат, бурдборӣ, якдигарфаҳмӣ ва ҳамдастӣ буд, ки ба онҳо рӯҳ мебахшад, дилашонро қавӣ медорад, имкон медиҳад, ки бо риояи меъёри баланди одамгарӣ фоҷиаҳои гӯшношунидро паси сар намоянд.

Ҷанг воқеан як ҳодисаи мудҳиш ва санҷиши бузурге буд, ки одамон худ бачагони худро ба коми марг равона мекарданд, мисли он ки Сифат писараш Сифатро ба ҷанг фиристод ва аз ӯ номаи марг гирифт. Ва ин фоҷиаҳо, ки бе дарду алам ва оҳу нолаҳо ҷигарсӯз ҳам нестанд, хеле ба тафсил ва муассир тасвир шудаанд. Ҳамчунин ҷараёни меҳнат, дарави умумӣ, ки аҳли деҳа дар он иштирок мекунанд, бо ҷузъиётҳои ин кор (дарав) ва радду бадали андешаҳо, шӯхиву байтхонии иштирокдорон, тағийри рӯҳи занон мушаххас мегардад.

Абдулҳамид Самадов зимни тасвири зиндагии деҳот ва урфу расми онҳо аз маълумотҳои батафсили этнографӣ (нонпазӣ, пайвандкунӣ, ороиши асп ва ғайра) сарфи назар намекунад. Ин усул дар қиссаи «Сарлашкар» низ ба назар мерасид. Аммо онҳо гоҳо аз меъёр гузашта, чун мақсади намоиши урфу расм намудор мешаванд. Вале, аз ин миён тафсилоти пайванд, пайвандкунӣ, боғи пайвандии кампири Гавҳар то охир идома пайдо карда, бо қиссаи Дилёбу зани русаш Мария (Маҳтоб) ҷанбаи амиқи бадеӣ ва рамзӣ мегирад.

Нависанда имкон ёфтааст, ки як силсила чеҳраҳои аҷоибу азиз ва хотирмонеро амсоли Дилёб, Некном, Мирак, Сифат, Заъфарон,

Гулхумор, Гавҳар, Меҳрон, Гулҷамол, Нуқра ва ғайраро офарид, ки дар умум хислатҳои наҷиби мардуми деҳоти тоҷикро таҷассум кардаанд. Воқеан, онҳо ҳама дар лаҳза ва мавриде ва гоҳо дар ҳама воқеаҳои асар (Некном ва Мирак) намудор мешаванд. Аммо сохтори румонро бастаи ҳеч кадоме аз онҳо шумурдан мумкин нест. Аммо ба фикри банда, сохтори асарро як андоза мушаххас кардан мумкин буд, яъне бар асари пайи ҳамдигар накл карда шудани ҳаводиси вақту замонҳои зиёд ва мухталиф, банду басти он якнавохт ва суст шудааст, ҳудуди давраҳо рӯшан тасаввур намешавад. Ба бахшу қисматҳо ва таҳлили сарнавиштҳо, ҳатто аз зовияи диди Дилёб батартиб овардан, вақту замони бадеиро дақиқтар менамуд…

Зоҳиран, румон дар нуктае тамом мешавад, ки одамон бояд ба санҷишҳои нави таърихи тайёр ва омода бошанд, ҳеч гоҳ аз сар бардоштани девбоди нав хотирҷамъ нагарданд…

Румони «Гардиши девбод» аз ҳайси забону баён, ҳунари тасвиргарӣ, истифодаи забони ширадори халқӣ, риояи лаҳни шевои он, зарбулмасалу мақол ва вожаҳои ноби нотакрор, шеър, шеъри халқӣ ва классикӣ (ин равиш дар дигар асарҳои нависанда фаровон ба кор рафта) низ мазиятҳои бисёр ҷолибе дорад…

Умуман Абдулҳамид Самадов аз нависандагонест, ки ба ҳақиқати ҳаёт, инсони асил, покният, одилу бурдбор ва босабру таҳаммул эътиқоди махсус дорад, табиати диёраш, таърихи он, урфу расми ӯро дӯст медорад, хуб медонад, бо самимияти том ба тасвир мекашад ва ҳамеша дар талоши тарбияи инсони худшинохта, ватандӯсту миллатпараст ва инсонияташ баланд мебошад. Ин ниятҳои олӣ ӯро ба мақсадҳои наҷиб ва комёбиҳои олӣ хоҳад расонд.



## НАСРИ АБДУМАЛИК БАҲОРӢ

Абдумалик Баҳорӣ дар баробари дигар намудҳои фаъолияти адабӣ - шоирӣ, драмнависӣ, публитистика, ҳам дар байни хонандагон ва ҳам дар адабиёти тоҷик, ба фикри ман, ба туфайли асарҳои насриаш мақоми сазоворе дорад. Умуман, маълум мешавад, ки гуногунжанрӣ аз аввал хоси табиати эҷодиёти Баҳорӣ будааст, зеро агар дар марҳалаи аввали ба кори эҷодӣ иқдом гузоштанаш вай, асосан, ба таълифи шеър шуғл варзида бошад ҳам, машқи ҳикоя ва драмаҳои хурд низ мекардааст. Ҳамин тавр ибтидои таваҷҷӯҳи ӯ ба насри бадеӣ ба авали солҳои 50 рост меояд. Вале он навиштаҳои Абдумалик Баҳорӣ, ки аксаран ҳикоя буданд, дар савияи насри он солҳо таълиф шуда, бештар хусусияти истеҳсолӣ доштанд ва ё асосан тарҷумаҳолиашон пурқувват буд. Вай аввалин ҳикояҳои барои бачагонро низ дар ҳамин давра навиштааст.

Вале аз солҳои 60 сар карда Абдумалик Баҳорӣ ба таълифи асарҳои насрӣ ба таври ҷиддӣ машғул гардид ва ҳоло, ба фикри ман, маҳз наср симои эҷодии ӯро муайян менамояд. Ба повестҳои «Қаймоқи гирди коса», «Гирдоб» ва повести фантастии «Сунбула» сазовори Мукофоти давлатии РСС Тоҷикистон ба номи Рӯдакӣ гардидани ӯ низ ба ин муддаои мо гувоҳ аст. Пас, насри Абдумалик Баҳорӣ чӣ хусусиятҳои муҳим ва хосеро доро мебошад?

Ба назари мо аввалин сифати умумӣ ва услубии асарҳои насри Баҳорӣ дар он зуҳур мешавад, ки дар онҳо нақл, нақли лирикӣ ва лирикаи омехта ба юмор, алалхусус, дар асарҳои фантастиаш бар иловаи ин сифатҳо нақли ҳамин аст(?), ки шаклҳои гуногуни нақл, воқеаҳои ҳаётӣ ва аҷоибу ғароиби фантастӣ барои таъсирбахшо ва ба зудӣ ба хонанда расонидани масъалаҳои иҷтимоӣ ва ахлоқи иҷтимоӣ истифода шудаанд. Аз ин назар асарҳои насрии Баҳорӣ хонандабоб мебошанд ва хусусан, дар байни ҷавонон, хонандагони мактаби миёна хеле маъмул гаштаанд.

Доираи мавзӯи насри А. Баҳорӣ восеъ аст. Онҳо ҳаёти бачагон, фикру зикр ва орзуву хаёлоти онҳо, меҳнату зиндагии ҷавонон, коргарон, мардуми шаҳр, ҳаёти корхонаҳо, амалу

натиҷаи кори олимон, зиндагии мураккабу серташвиш ва дар айни замон муқаррарии одамони мо, маишат, инчунин тасвири тасаввурӣ ва тахайюливу пурасрори одамони асрҳои оянда ва сайёраҳои дигарро дар бар мегиранд.

Як-ду сол пеш А. Баҳорӣ маҷмӯи асарҳояшро бо номи «Рӯзи таваллуд» гирд овард, ки дар онҳо ҳикояву очерк ва драмаҳои хурди аз солҳои аввал то рӯзҳои мо таълиф кардааш ҷой шудаанд. А. Баҳорӣ дар инкишофи жанри ҳикоя ва очерк, ҳикояи барои бачагон низ сазовори таъкиди махсус мебошад. Нависанда аз ҳикояҳои нахустинаш, масалан, аз «Афсонаи оҳарӣ» сар карда, барои бачагон асар эҷод мекунад. Дар ин бобат ҳаминро таъкид кардан бамаврид аст, ки Абдумалик Баҳорӣ дар асарҳои насриаш аксаран ду ҳадафро зери назар доштааст: аввалан, тасвири воқеаҳои муҳиму ҷиддӣ, масъалаҳои ахлоқӣ, иҷтимоӣ, сиёсӣ ва сонӣ, назардошти табиати бачагон, дунёдаркӣ ва амали ботинии онҳо ҳангоми таҳкия. Ин диди бадеӣ дар айни замон поэтикаи ба худ хос, дар шакли китобат сода баён кардани масоили мураккабро талаб кардааст, ки онро яке аз ҷиҳатҳои умдаи асарҳои насрии нависанда ҳисобидан мумкин аст. Дар повестҳои «Гирдоб», «Модархонд», «Нусха ба аслаш баробар», «Қиссаҳои якшингила» ва алалхусус, повести «Қаймоқи гиди коса» ин хусусияти эҷодиёти Баҳорӣ ба тариқи чашмгир зоҳир гардидааст.

Бомаврид аст таъкид намоем, ки Абдумалик Баҳорӣ дар инкишофи жанри повест ва чунон ки мушоҳида кардем, повести ахлоқӣ дар насри тоҷик мақоми муайян дорад. Хоҳ дар повести «Гирдоб», ҳоҳ дар ҳикояҳои «Нусха ба аслаш баробар» нависанда аз рафтору кирдори одамон сухан ронда, разилӣ ва бемаънавиятиро сахт маҳкум мекунад. Воқеаҳои «Гирдоб» дар солҳои ҷанг сурат гирифтаанд. Маълум мешавад, ки қисса (повест) аз маводи тарҷумаиҳолӣ бархӯрдор аст, зеро ҷузъиёти зиндагӣ дар он хеле самимӣ ва боварибахш садо медиҳад. Нависанда, дар мисоли қисмати фоҷиавӣ, ишқи бебарори Адолат ва Абдурашид, пастфитратии Рауфзода нисбат ба ҷанги хонумонсӯз ва бадкории нокасон ҳукми сахту беамоне баровардааст…Дар қиссаи «Нусха ба аслаш баробар» адиб аз рӯзгору маишат ва зиндагии ҳамзамони мо, аз бесуботии ахлоқи баъзе афроди ҷамъиятӣ баҳс рафтааст.

Умуман, А. Баҳорӣ дар дарку тасвири ахлоқӣ ва заминаҳои инсонии масъалаҳои зиндагӣ ҳамеша кӯшиш ба ҳарҷ медиҳад. Дар повести «Модархонд» низ як воқеаи таъсирбахше аз дӯстии халқҳои мо, аз одаму одамгарӣ ва ҳалолкориву ростӣ, ишқи поки ҷавонон тасвир мешавад, ки бешубҳа, натиҷаи зиндагии имрӯза, ҳаёти мардуми тоҷик дар замони сотсиалистӣ мебошад. Муҳаббати модарӣ ва меҳри фарзандие, ки байни Наташа-хола ва Тӯҳфаи ятим ба миён омад, аз он гувоҳӣ медиҳад, ки одамият ҳамеша мардумони гуногунмиллатро ба ҳам қарин месозад, некӣ ва одамгарӣ касро ба мурод мерасонад, инсонро соҳби иззат мегардонад. Ва баракс бадгуҳарӣ шахсони қаринро аз ҳам ҷудо месозад (Андрей), беандешагӣ (Шура) боиси бадбахтии шахс шуданаш мумкин аст.

Маълум аст, ки Абдумалик Баҳорӣ кӯшиш мекунад, ки фикри бадеӣ, нияти ӯ ба хонанда ба тариқи равшан ва таъсирбахшу ошкоро рафта расад… Вале дар повести «Қаймоқи гирди коса» нияти нависанда ба куллӣ ба тариқи дигаре сурат бастааст. Аз ҷиҳати биниши бадеӣ, мураккабии тору пуди тасвир, фарогирии масъалаҳо ва шакли ба худ хосу фаҳмрасии ифода қиссаи (повести) мазкурро яке аз асарҳои беҳтарини насри тоҷики солҳои 70 ҳисобидан равост.

Дар қисса (повести) мазкур сухан аз ҳаёти писарбачаи кунҷкову ҳушёри шашсола низ меравад, ки муҳити атроф, оила ва баъзе рӯйдодҳои зиндагиро ба таври ҳассос, вале аниқу равшан ба мулоҳиза гирифтааст. Ин иртиботи кӯдак ба муҳит пайвандест хеле нозуку мураккаб: вай ҳам шавқу завқи бачаи хурдсол, олами орзуҳои ширини ӯ ва ҳам рафтору кирдори калонсолонро дар бар мегирад, дар хусуси беандешагӣ, сабукфикрӣ барин хислатҳои бади инсонӣ, ки ба сиҳатии ҷамъият, оила ва умуман пешрафти кору зиндагии ҷомеа халал мерасонад, мушоҳида ва мулоҳизаҳои нозуку нишонрасе дорад, онҳо дар дили поку кӯчаки вай намегунҷад, балки ӯ аз поккориву росттинатӣ хушҳол мешавад.

Бинобар он қаҳрамони қисса (повест) Абдуллоҷонро на «ғамхориҳо»-и беҷои модаркалон ва «меҳрубониҳо»-и бемавриди падараш аз роҳи ҷустуҷӯҳо боз намедоранд, балки ақидаи ӯро оид ба инсон ва моҳияти зиндагии ҳалоли одам бештар устувор менамоянд. Ба ин маънӣ қаҳрамони «Қаймоқи гирди коса» аз образҳои хотирнишини насри бачагонаи солҳои охир ва худи

асар, бешубҳа, повести аз ҷиҳати мундариҷа ва мӯҳтаво пурғунҷоише мебошад.

Бамаврид аст таъқид намоем, ки аксари асарҳои Баҳориро ҳамин меъёр, чунон ки дар боло таъкид кардем, яъне аз биниши ба худ хоси бача нигоҳ кардан ва баҳо додан ба воқеаҳои зиндагӣ ғанои аҷибе бахш кардааст. Ҳамин хусусияти муҳимро дар бораи асарҳои фантастии нависанда низ гуфтан мумкин аст.

Воқеан, Абдумалик Баҳорӣ дар насри тоҷик чун бунёдгузори жанри фантастика дониста шудааст. Адабиётшиносони тоҷик Муҳаммадҷон Шукуров, Акбар Турсунов, Раҷаб Амонов, Атахон Сайфуллоев дар тадқиқотҳояшон ин нуқтаро таъкид кардаанд. Мо низ, ин ҷо чанд мулоҳизаро оид ба масъалаи мазкур изҳор доштанӣ ҳастем.

Кӯшиши аввалини Абдумалик Баҳорӣ, асосан, бо мақсади тарбияи завқи бачагона сурат гирифта буд, ки дар онҳо нақши санҷиш маълум аст. Умуман, ба кадом дараҷа аҳамияти бузург доштани асарҳои мазкур барои инкишофи хаёлоти бачагон ва ба табиати орзупарвару румонтикии онҳо мувофиқ будани фантастика фикри бебаҳс аст. Дар натиҷаи ҷустуҷӯҳои нависанда маҷмӯаи «Ҷасорати доктор Мансур» ба майдон омад. Минбаъд, вай ба таълифи асарҳои фантастикӣ ҷиддӣ машғул гардид ва дар натиҷа повести сегонаи фантастӣ - «Занбӯри айнакдор», «Аҷоиботи Нодир» ва «Бозгашт» манзури хонандагон гардид. Асарҳои мазкур, умуман дар насри тоҷик, хусусан дар адабиёти бачаҳо ҳодисаи муҳим буданд. Маҳз бо қиссаҳои мазкур ва тавассути навиштаҳои Мирсаид Миршакар ва Адаш Истад ба жанри нав - фантастикаи илмӣ ва илмӣ-иҷтимоӣ дар насри тоҷик поя гузошта шуд. Дар повестҳои мазкури Баҳорӣ аз ояндаи дур, аз олами сайёраҳо, ҷустуҷӯҳои пуршиддат ва пурхавфи омӯзиш, робита бо олами дигар, таркиби байналмилалии кайҳоннавардӣ ва як силсила асбобу техникаҳои ғайриодӣ сухан меронад. Вале дар повести охирин - «Бозгашт» аз пешрафти илму техника дида, диққати нависандаро бештар вазъи иҷтимоиву маънавии ҷамъият ба худ кашидааст. Хусусан, қиёфаи маънавии ахлоқии афроди ҷамъияти оянда ва аз тамоюли манфӣ боз доштани он масъалаи асосии повести «Бозгашт» мебошад.

Минбаъд нависанда бештар ба фантастикаи иҷтимоӣ рӯй овард ва дар ин соҳа дастовардҳои муайян низ дорад. Зеро барои

таълифи фантастикаи илмӣ дар шароити имрӯза зарур аст, ки аз комёбиҳои беназиру пуравҷи илму техника, олами пурасрору мураккаби онҳо ворид ва бохабар буд, дар он маврид дар бораи пешомад ва инкишофу натиҷаи онҳо фаразияҳои асоснок гуфтан мумкин аст. Аммо дар фантастикаи иҷтимоӣ бошад комёбиҳо илм ва умуман усули тасаввуротӣ ва хаёлии баёни мақсад ба сурати рамзу шарт истифода шуда, барои ифодаи он маъниҳои иҷтимоӣ, ахлоқӣ, ки дар зиндагии имрӯза ба тариқи ҷиддӣ истодаанду дар оянда бояд ҳал шаванд, имконияти фаровоне дода метавонад. Вале гуфтан мумкин нест, ки фантастикаи иҷтимоии Баҳорӣ аз фаразияҳои сирф илмӣ холӣ бошад, баръакс, аксаран хаёлоту аҷоиботи илмӣ барои муайян шудани инкишоф ва ҳалли масоили иҷтимоӣ ёрӣ мерасонанд.

Қаҳрамони повести «Сунбула», духтури маъмулоти олидор Хуршед ба деҳаи Дилкушо ба кор меояд. Вай он ҷо бо ҳамшираи шафқат Сунбулаи хушсурат во мехӯрад ва табиист, ки ин ду ҷавон ба ҳам дил мебананд. Вале боз тавассути моҷароҳои илмӣ, «мошинаи вақт» воқеаҳо сурати фантастӣ ва моҷароҷӯёна касб мекунад. Сунбула, аслан инсони асри XXI аст ва тавассути «мошинаи вақт», ки падараш Қомус сохта буд ба қаъри таърих, ба дидани ниёгонаш сафар карда, ба одамони асри мо барои пешгӯии фалокат ва пешгирии офатҳо ёрӣ мерасонад ва ғайраҳо. Умуман, тасвири фантастикӣ ин ҷо бо тасаввури ошиқонаи Хуршед хеле хуб созгор дода шудааст. Зиёда аз ин, сужети мазкур истифодаи фаровони шеъри классикиро тақозо кардааст (Умуман, истифодаи фаровони шеър–- шеъри худ ва халқиву классикӣ яке аз хусусиятҳои насри А. Баҳорӣ мебошад) ва аз ин ҷиҳат заминаи милии асари фантастикӣ афзудааст.

Повести «Сунбула» дар айни замон асари ба куллӣ замонавӣ мебошад. Онро рӯҳи гуманистӣ фаро гирифтааст. Дар қолаби фантастика бисёре аз масъалаҳои ахлоқу тарбияи инсони имрӯза ба миён гузошта мешавад.

Абдумалик Баҳорӣ тавассути диди адиби фантаст ба мавзӯи хориҷа, ба масъалаҳои байналхалқӣ низ назар андохтан хостааст. Дар повети «Фирори асиссент» масъалаи кашфиёти илмӣ, тақдири инсоният ва масъулияти олим ба миён гузошта мешавад. Ин ҷо низ масъалаи ишқ (Аббос ва Марзия), ҷоҳпарастӣ (Салим, Меҳроҷ), сахтии зиндагии аҳли меҳнат (Меҳтари ҳаммол ва

духтараш Нозук), ниятҳои бади ҷонибдорони ҷанги ҷаҳонӣ (полковник Гюнтер), яъне мушкилаҳои (проблемаҳои) зиндагии имрӯза, яъне замони мо ба мавқеи аввал гузаштаанд…

Умуман, метавон гуфт, ки саҳми А. Баҳорӣ дар инкишофи мундариҷаи наср, адабиёти бачагон ва умуман, ғановати шаклу услуб ва жанри адабиёти муосир ҷолиби диққат ва сазовори таъкиди махсус мубошад.

## САБАҚИ АХЛОҚӢ ВА ПАРВОЗИ ХАЁЛ

Нависанда Абдумалик Баҳорӣ дар ҷараёни адаби муосир нақши муайяне дорад. Фаъолияти серсоҳаи ӯ дар эҷоди шеъру достон, асарҳои публитсистиву намоишномаҳо зоҳир шуда буд ва саҳмгирии ӯ дар рушду нумӯи насри муосир, хусусан насри бачагону наврасон сазовори таъкиди махсус аст. Комёбиҳои эшон дар асарҳое, ки дар чанд соли охир ба дасти нашр доданд, бахусус дар қиссаҳои фантастикии «Сунбула» ва повестҳои ахлоқиву равонии (психологии) «Қаймоқи гирди коса», «Гирдоб» хеле хуб зуҳур кардааст. Ҳамин чиз низ сазовор ба таъкид аст, ки Абдумалик Баҳорӣ дар эҷоди асари хаёлпардозонаи илмӣ ва ахлоқиву ибратангези равонӣ ҳунари хуб доштани хешро бештар зоҳир кардааст. Эшон дар асарҳои фантастикии худ низ асосан мутаваҷҷеҳи масъалаҳои маънавии ахлоқии муосир аст ва дар қиссаҳои ҳаётии воқеъгароёнааш низ аз унсурҳои моҷароангез ва ҳайратовару муассиркунанда ба кор мегирад. Ва ин омезиши сабку равиш ва маводи чандҷабҳа асарҳои ӯро чи барои калонсолон ва бахусус барои наврасон дастрас ва хонданбоб кардаанд. Зиёда аз он А. Баҳорӣ баёни аҳдофи хеш ва гузоришу масоили зиндагиро бештар дар жанри қисса, ки ба табиати хонандаи наврас бештар мувофиқ меояд, амалӣ мекунад ва метавон гуфт, ки эшон дар инкишофи қиссаи хаёлпардозона ва ахлоқии насри тоҷикӣ саҳми босазое мегирад.

Кӯшиши аввалини Абдумалик Баҳорӣ, чунон ки гуфтем, дар эҷоди асарҳои фантастикӣ низ аввалтар аз ҳама бо мақсади тарбияи завқи хонандагони хурдсол ва наврасон сурат гирифта буд ва натиҷааш маҷмӯаҳои ҳикоёти «Ҷасорати Доктор Мансур» гардид. Минбаъд нависанда ин равиши эҷодиро идома дод ва дар таълифи асарҳои фантастикӣ ҷиддият зоҳир кард ва асарҳои калонҳаҷм офарид. Қиссаи сегонаи фантастикии «Занбӯри айнакдор», «Аҷоиботи Нодир» ва «Бозгашт» гувоҳи он буданд, ки Абдумалик Баҳорӣ дар эҷоди осори тахайюлӣ ниятҳои хуб ва ҷиддӣ дорад. Балки ин асарҳо, умуман, дар насри тоҷик ва, хусусан, дар адабиёти наврасон ҳодисаи нав буданд, балки туфайли онҳо дар адабиёти тоҷик шакли нав - жанри фантастикаи илмӣ ба майдон омад. Ба ҳамин сабаб аст, ки дар нақди адабии тоҷик эшонро яке аз нахустин

поягузорони насри тахайюлии (фантастикии) тоҷик ба шумор овардаанд.

Аслан насри фантастикӣ (тахайюлии) тоҷик ба маънии кунуниаш он қадар таърихи дуру дароз надорад, танҳо аз нимаи дуюми солҳои 60 ба миён омад. Албатта осори тахайюлӣ, ғайри воқеӣ дар адабиёти шифоҳӣ ва гузаштаи тоҷикӣ бисёр будаанд. Вале онҳо на бо мақсади муайяни додани маълумоти илмӣ ва ё афзудани хаёлоти бачагон, балки бештар чун як шакли асосии диди бадеии аҳли адаб нисбат ба олам ба миён меомаданд ва бештар тасаввури асотирӣ ё мазҳабӣ мӯҳтавои онҳоро ташкил мекард. Аз ин ҷо дар баёни макон ва замони ҳодисаҳо тасвир асосан дар доираи зеҳни муаллиф маҳдуд мемонд, асарҳо фарогири масъалаҳои бузурги ҳаёту мамот, маргу зист, ишқи рамзӣ ва тахайюлӣ ва ғайраву ҳоказо буданд. Аммо насри нави фантастикии тоҷикӣ аввал дар таъсири инкишофи илм, бахусус илми кайҳоншиносӣ, сипас дар пайравии нависандагони хаёлпардози русу Ғарб ба майдон омад ва бевосита ба баъзе аз дастурҳои адабиёти воқеъгароёна мувофиқ эҷод мешуд. Бахудхосӣ ва маҳдудиятҳои ин навъ осор ба ҳамин омили охирӣ низ вобаста мебошад. Дар таълифи осори фантастикӣ, бахусус наср адибони тоҷик Мирсаид Миршакар, Адаш Истад, А. Абулҳусайнов низ саҳм гирифтаанд, вале зуҳур ва инкишофи ин навъи адабиёт пеш аз ҳама вобастаи Абдумалик Баҳорӣ будааст.

Асарҳои мазкури устод ва аз ҷумла қиссаи «Сунбула» дар асоси комёбӣ ва фаразияҳои илмию техникӣ ба вуҷуд омада, ба табъи орзупарвар, завқи афсонаву ривоятдӯсти бачагон ҷавобгӯ мебошанд. Ин осор баробари имконоти зиёди парвози андеша ва тахайюли худи нависанда имкон доранд, ки тасаввур, орзу, хаёли бачагонро вусъат бахшанд, таваҷҷӯҳи эшонро ба масоили мушкил ва муаммоҳои ҳалталаби илмҳои дақиқ - физика, кайҳоншиносӣ, табиатшиносӣ, тиб ва ғайра афзоиш диҳанд. Дар айни замон, ин осор ба аҳамияти калони маърифатӣ низ молик мебошанд: онҳо оид ба соҳоти гуногуни улум маълумоти умумӣ ва оммавиро фаро гирифтаанд ва ба ҳамин восита ба парвози фикр, афзудани ҷасорати ақлонӣ, ҳаваси касбинтихобкунии онҳо мусоидат хоҳанд кард.

Қаҳрамони повести «Сунбула» Хуршед - духтури деҳаи Дилкушо, соҳиби маълумоти олии тиббӣ мебошад, ки барои беҳдошти сиҳатии аҳолии деҳот ба ин макон омадааст ва дар ин макон ба ҳамшираи шафқати хушсурат Сунбула вомехӯрад. Табиист,

ки ин ду ҷавон нисбати якдигар бетаваҷҷӯҳ намемонанд ва бо ҳамдигар дил медиҳанд ва ошиқи якдигар мешаванд. Вале ин ишқ ва ҳаводиси вобаста ба он одӣ ва муқаррарӣ намебошад. Нависанда вақоеъи қиссаро низ дар қолаби ҳамин ишқи пурмоҷаро ва хаёлбарангез - «ишқи ноком»-у «кирдорҳои маъшуқаи нестандарҷаҳон»-и қаҳрамон ғунҷоиш додааст: маълум мешавад, ки Сунбула одами асри XX1 аст ва тавассути «мошини вақт», ки падараш Қомус ихтироъ кардааст, ба замони мо, ба деҳаи пешинаи ниёгони худ баргаштааст.

Нияти вай аз ин сафар ҳамин будааст, ки ба мардуми асри мо ёрӣ расонида, онҳоро аз пешомадҳои ногувор пешгӯӣ карда бошад. Аз ҷумлаи ин огоҳиҳои Сунбула он аст, ки вай заминҷунбие, ки дар деҳи Дилкушо бояд бавуҷуд меомад, пешакӣ ҳис карда, мардуми он маҳалро аз фалокат эмин нигоҳ медорад.

Чунин хислатҳои Сунбула, ин духтараки афсунгари «афлотунӣ», лаёқати асроромезу сеҳрангез ва аз доираи ақл беруни вай аз назари Хуршеди ошиқ ва табиб омада ва хеле табиӣ нақл шудааст. Зимнан, сужаи фантастикӣ ва ишқи ноками ин ду дилдода, ки бо пораҳои фаровони шеъри ошиқона зиннат ёфтаанд, асари мазкурро ба суннатҳои адабиёти ишқиву румонтикии гузаштаи мо пайванд додаанд.

Як чизи муҳими дигар, ки дар иртибот ба қиссаи «Сунбула» сазовор ба таъкид аст, ин ҳам ҳамон аст, ки он ҳарчанд асари фантастикист ва бештар дар бораи фаразия ва мақулаҳои илмӣ баҳс мекунад, дар айни вақт асари ба куллӣ замонавист. Он саршор аз рӯҳи инсондӯстист. Аз ҳама муҳимаш дар қолаби фантастика масоили бисёре аз ахлоқи ҳамзамонон, мушкилаҳо дар тарбияи эшон ва муаммоҳои бомаърифат сохтани аҳли ҷомиа ба миён гузошта шудаанд.

Пеш аз ҳама, ба тариқи ҷиддӣ омӯхтан ва муносибат кардан ба тибби халқӣ, робитаи ҷиддӣ байни илму амал, муайян кардани ҳудуди донишҳое, ки барои кӯдакон бояд дода шавад ва ё аз эшон донистани онҳо тақозо карда шавад, мавзӯи асосии қисса аст. Ҳамчунин аз мавқеи манфиатҳои инсон ва меъёрҳои ахлоқӣ назар андохтан ба пешрафти пуршиддати илму фанн, камбудиҳои маънавии зиндагии ҳаррӯза, молу чизпарастӣ, ҳасад, кина ва бӯҳтон, ба пешравии ҳамдигар мамониат расонидан, нотавонбинӣ, ки ҳам ба бунёди

маънавии ҷомиа ва сиҳати ахлоқии он монеаи ҷиддӣ мегардад, аз ҷониби нависанда сари вақт ва ошкоро ба миён гузошта шудаанд.

Бинобар ин метавон чунин натиҷа гирифт, ки асарҳои фантастикии Абдумалик Баҳорӣ, аз ҷумла қиссаи «Сунбула», дар баробари хусусияти тахайюлӣ доштанашон, дар айни замон асарҳои фантастикаи иҷтимоӣ низ мебошанд, зеро дар онҳо масоили комёбиву рушди илму техника зимни чӣ мақом доштани онҳо ба вазъи ахлоқӣ ва сиҳати маънавии ҷомеа ба миён гузошта шудаанд. Аслан, асари адабиёт дар кадом мавзӯъ ва дар асоси чӣ гуна мӯҳтавое таълиф нашавад, дарунмояи онро ҳатман инсон ва маънавиёти ӯ ташкил хоҳад дод.

Ба ин маънӣ, Абдумалик Баҳорӣ масъалаҳои ахлоқи иҷтимоиро дар қиссаҳои «Қаймоқи гирди коса» ва «Гирдоб» дар маркази тасвири бадеӣ қарор додааст.

Қиссаи «Қаймоқи гирди коса» асарест, ки аз зиндагӣ, дидаҳо, хотираву ёдмондаҳои бачаи шашсола сухан меронад. Ба нависанда муяссар гардидааст, ки нозукбинона нуктаҳои пайванди мураккаби кӯдак ва муҳити ӯро фаро гирифта бошад: боғчаи бачагон, мураббӣ, бачагони ҳамзист, падару модар ва ҳамсояҳоро ба тасвир меоянд, олами орзуҳои ширин ва муҳокимаҳои солими ӯ дар бораи муносибати мутақобилаи байни одамон таҳлил мешавад, шавқу таҳайюри ӯ ба вақоеи атроф, ба ҳаводиси асроромези табиат равшан сохта мешавад. Зимни ин ҳама, нависанда рафтору кирдор ва хулқу хӯи калонсолонро ба муҳокима мегирад, поктинатӣ ва росткории одамонро таъкид карда, дар айни замон хеле пурқувват будани хислатҳои бадеро чун сабуксарӣ, беандешагӣ, ҳасудхӯрӣ, ки ба пешрафти кору зиндагии мардум халал мерасонанд ва ҳам боиси носолимии ҷомеа, хонавайронии оилаҳо, ранҷу азоби кӯдакон мегарданд, бо маҳорати махсусе нишон медиҳад.

Муваффақияти Абдумалик Баҳорӣ, пеш аз ҳама, дар он зоҳир мешавад, ки ӯ зиндагии маишӣ, мушкилаҳои оилавӣ ва ахлоқии инсонҳо, дили поку ростбин ва орзупарвари бачагонро хеле хуб медонад. Қаҳрамони қиссаро, ки аз аввал рӯҳи зиндадилӣ сифати хосааш буд, на «ғамхориҳо»-и беҷои модаркалон ва «меҳрубониҳо»-и беҷои падар аз самти ҷӯяндагии ростин боздошта наметавонад, балки ин ҳама барои устувортар гардидани шахси вай, барои дарки ҳақиқати рафтори асили инсонӣ ӯро раҳнамун гардидаанд. Аз ин ҷиҳат қаҳрамони қиссаи «Қаймоқи гирди коса» Абдуллоҷонро ба

қатори образҳои фаъол ва хотирнишини адабиёти барои кӯдакони тоҷик дохил кардан мумкин аст. Хислати муҳими ин қаҳрамон он аст, ки ӯ ба сифати ровӣ ҳодисоти аз сар гузаронидаашро танҳо одӣ нақл намекунад. Бинобар ин нақл аз зовияи диди ӯ фақат воситаи одии тасвир нест, балки он баёнгари нуқтаи назар ва савияи зеҳнии қаҳрамон аст. Зиёда аз он, таҳкияи вай саршор аз юмори нозук буда, аз савияи кофии сиҳати маънавии қаҳрамон гувоҳӣ медиҳад, ки қодир аст ба рафтори одамон баҳо диҳад ва ба хислатҳои манфии калонсолон ва сабуксариҳои онҳо ришханд занад. Аз ин ҷо, Абдуллоҷон ба синну соли худ нигоҳ накарда, як бачаи бедор ва ҳушёр аст. Умуман, Абдумалик Баҳорӣ дар мавриди нигориши симои қаҳрамони асосӣ маҳорати хуби равоншиносӣ зоҳир мекунад, ки як сабаби муҳими муваффақияти бадеӣ пайдо кардани қисса ба ин омил вобаста мебошад. Аслан қиссаи «Қаймоқи гирди коса» аз нуқтаи назари ахлоқӣ низ молики аҳамияти муҳими тарбиявӣ мебошад.

Аммо дар бораи бозёфтҳо ва ҷустуҷӯҳои бадеӣ муаллиф суханро идома дода, таъкид кардан мебояд, ки банду баст (сохтор), лаҳни нақли ровӣ, хусусан забони он, ки аз таъбиру тамсилҳои халқӣ саршор аст, аз меҳнати самарбахш ва маҳорати хуби муаллиф гувоҳӣ медиҳанд. Зимнан чунин ба назар мерасад, ки қиссаи мазкур аз ҳодисаҳои мушаххаси воқеӣ сарчашма мегиранд, ки муаллиф худ мушоҳидашон будааст.

Хусусияти биографӣ, истифода аз ёдҳо ва саргузаштҳои шахсӣ кам ё беш ба таълтфоти Абдумалик Баҳорӣ хос будааст. Зиёда аз он, шакли нақли аз забони қаҳрамон ва ё зовияи диди аввалшахс аз воситаҳои маъмул ва санҷидашудаи адабиёти барои наврасон аст, ки барои ба зудӣ ба миён омадани иртиботи байни қаҳрамон (гоҳо таҳиягари кул) ва хонандаи хурдсол имкон медиҳад. Дар айни замон Абдумалик Баҳорӣ чи дар асарҳои фантастикӣ ва чи дар повестҳои ахлоқии равоншинохтиаш (психологиаш) ба шавқангезии нақл ва таъсирбахшоии воқеаҳо бештар эътибор додааст. Дар қиссаи «Сунбула» ҳушу диққати хонандаро асосан маводи тахайюлӣ ба худ омода медорад, аммо дар «Қаймоқи гирди коса» тангназарӣ ва каҷдилие, ки аз ноогоҳии асли воқеаҳо ва надонистани ҳақиқат ба миён омадааст, дурӯғу бӯҳтоне, аз нодида гирифтани ростгории одамони покизаният сар задааст, худ сабаби саргармии хонанда мешавад. Вале хандаи нозуки Абдуллоҷони хурдсол, ришханди сӯзандаи ӯ ба ин ҳама воқеаҳои музҳики зиндагии ҳаррӯза боиси боз

ҳам шавқангезтар шудани асар гардидааст. Ба ин маънӣ асарҳои Абдумалик Баҳориро ҳам бо шавқ мехонӣ ва ҳам дар айни замон худро нисбати рӯйдодҳои мавриди тасвир қарор гирифта бетараф гирифта наметавонӣ ва ҳатман сари проблемаҳои онҳо ба андеша меравӣ.

Қаҳрамони қиссаи «Гирдоб» (писарбачаи 13-14 сола) Алиҷон низ ҳамин гуна шахси зиндадил ва ҳаётдӯст мебошад. Вале ӯ таассуроту ёдмондаҳои худро аз қисмати фоҷиавии Абдурашиду Адолат, қиссаи ишқи ноками онҳо, аз нобакориҳои одамони худбину як қисм эшонҳои манфиатҷӯву бадкирдор ва мушкилоти замони сангини ҷанги хонумонсӯз як манзараи таъсирбахшу ҷонсӯзеро нақл менамояд. Пеши назари хонанда манзараҳои пурвоқеаи солҳои 30, ҷӯшу хурӯши ҷавонони ташнаи илм, меҳнати сахту беғаразона ва боумеди мардуми меҳнаткаш барои бунёди ҷомиаи нави зоҳиран ормонӣ, дунёи маънавии ин мардум, ба ном мубориза барои боқимондаҳои дунёи кӯҳна, бадгуҳарӣ ва ғаразҳои нопоки баъзе аз афроди ҷомеа намудор мешавад.

Абдумалик Баҳорӣ дар тасвири сарнавишти сахту сангини Абдурашид, дар зоҳир намудани малоҳати Адолати безабон, тамкину бурдбории модаркалону модараш, дар қисмати Воҳид-чӯлоқи бебарор, дар ибрози пастфитратиҳои Мирсолеҳи доро, Рауфзодаи фосиқ ва умуман дар нишон додани ният ва умуман симои душмани инсоният Гитлери хунхору фашизми одамхор, ки ба дили нозуки бачагони солҳои ҷанг ҷароҳатҳои амиқ гузошта, чашмонашонро дар бораи некиву бадӣ, одаму одамгарӣ кушода буд, хизмати бисёре ба харҷ дода, бо ҳамин дар тадқиқи бадеии масъалаҳои мазкур дар адабиёти барои кӯдакон саҳми арзандае гузоштааст.

Хулосаи қаҳрамони ҷавони қиссаи «Гирдоб» Алиҷон, ки аз он ҳама воқеаҳои пуршӯри ба сари ӯву наздиконаш омада берун кашидааст, дар худ қисмати гарони мардумро аз оқибати ҷанги хонумонсӯз фаро гирифтааст ва аз ҳама муҳимаш он натиҷагирӣ ба масоили мубрами замони мо ҳамсадо мегардад. Вай гуфтааст:

«Бале, воқеаҳои мудҳиши замони ҷанг дили кӯчаки маро доғдор карда бошад ҳам, чашмонамро ба ҳақиқат кушоданд, чӣ будани талхиву ширинӣ ва гармову сарморо пеш аз вақт фаҳмидам.

Барои киҳо ҷон додӣ, Абдурашид? Адолат, канӣ ту? Тавқи лаънат бар гардани ҷангҷӯ! Ҳамду сано бар рӯҳи шаҳидон!»

Абдумалик Баҳори барои равонии забон ва шакли баёни осораш низ бисёр заҳмат мекашад. Аксари қиссаҳои ӯ бо равиши «повести монолог», «повести сӯҳбат» таълиф шудаанд, такя ба лаҳни гуфтори қаҳрамон, зовияи диди шахсҳои асосии асар ба он сабаб гардидаанд, ки таркиби сухани иштирокдорони асар равону табиӣ, ғанӣ ва зарофатомез бошад. Зиёда аз он, дар асарҳои тахайюлӣ нависанда кӯшидааст ба образҳо характери таъмимӣ ва рамзӣ диҳад. Масалан, чеҳраи Сунбула аз бисёр ҷиҳат намоди некӯкорӣ ва зебоӣ мебошад, номи падари ӯ Қомус низ таъкид ба илму дониш аст, ки дар пешрафти худ ба мушкилоти одамон мададрасон хоҳад гашт ва ғайра. Ҳатто дар қиссаҳои воқеъгароёнаи ахлоқӣ низ Абдумалик Баҳорӣ бештар мутаваҷҷеҳи навъи одамон, неку бад будани онҳост ва ин хусусиятро дар эшон бештар таъкид кардан мехоҳад, ки дар натиҷа образҳо хусусияти намодӣ ё рамзӣ мегиранд. Албатта ин чеҳраҳо ҳанӯз чун образҳои шартии мактабҳои адабии зеҳнгароёна серпаҳлӯ ва чандбӯъда нестанд, вале муҳим он аст, ки нависанда дар роҳи вусъат додани имконоти образи бадеӣ ва мӯҳтавои он мебошад, фақат бо маводи муқаррарии зиндагӣ маҳдуд шудан намехоҳад, ба табиати бачагон, диди зебоипарастии мардум такя карда, риштаи тасвирро ба сужаҳои хаёлӣ ва фантастикӣ мекашад, дар чеҳраҳо унсурҳои рамзиро таъкид кардан мехоҳад ва ба ин васила дар тасвир ба гузориши масъалаҳои муҳими зиндагӣ, нобаробариҳои иҷтимоӣ ва инсонӣ имкон ба даст меоварад. Саҳми Абдумалик Баҳорӣ дар инкишоф ва ғанӣ гардидани жанриву шаклии насри барои наврасон ва кӯдакон ва умуман инкишофи адабиёти тоҷикӣ сазовор ба таъкиди махсус аст.

Октябри соли 1984



## ХАЁЛПАРАСТИ ВОҚЕЪБИН

Дӯст ва ҳампешаи мо Адаш Истад ба синни панҷоҳ қадам гузошт. Вай парвардаи хоки поки Самарқанд аст, ки бо таърихи пурғанои бостонӣ ва рушди технологии инзамонӣ дар миёни шаҳрҳои Осиёи Марказӣ имтиёз дорад. Ба хусус, ки Самарқанд дар тӯли ҳазорсолаҳо маркази маданӣ ва маънавии мардуми тоҷик ба шумор меравад ва ин мавқеи он дар асри пурошӯби мо низ ҳеҷ гоҳ кам нашудааст. Ин қазияро ҳамин далел собит мекунад, ки садҳо фарзандони ин диёр дар рушду камоли илму адаб ва фарҳанги муосири тоҷикӣ саҳми чашмгире доштаанд. Ба майдони адабиёти нави тоҷикӣ баромадани Адаш Истад ба сифати як нависандаи соҳибистеъдод, шахси фарҳангӣ ва рӯзноманигор бо ҳамин равандҳои тахрихиву фарҳангӣ иртиботи бевосита дорад. Ва Адаш ҳамроҳи худ ба адабиёти тоҷик як рангу бӯи хосу оҳанги тоза ва садои рӯҳнавозе овард.

Вай соли 1969 баъди хатми бахши филологияи (сухансанҷии) Донишгоҳи давлатии Самарканд ба Душанбе - пойтахти Тоҷикистон меояд. Солҳои 1969-1973 ба ҳайси ходими адабии рӯзномаи «Комсомоли Тоҷикистон» ва аз соли 1973 то соли 1981 ба сифати муҳаррири Кумитаи давлатии Ҷумҳурии Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ хидмат менамояд. Минбаъд фаъолияти ӯ бо ҳафтавори «Адабиёт ва санъат» (то соли 1983 «Маданияти Тоҷикистон») алоқаманд аст.

Дар ин нашрия вай аввал ба сифати мудири бахши фарҳанг ва баъд ба ҳайси ҷонишини сармуҳаррир ифои вазифа намуд. Дар рушду камоли рӯзноманигории тоҷик, ки солҳои 80 ва аввали 90 рост омад, ба вежа дар ривоҷи нашрияҳои адабиву фарҳангӣ, ки равияи эҷодро дар муқаммалӣ ва мураккабиҳояш фаро гирифтан хостааст, ҳиссаи Адаш Истад ва ҳамкоронаш назаррас мебошад. Аммо агар дар бораи саҳми Адаш Истад дар фарҳанги муосири тоҷик сухан ба миён овардан хоҳем, пас пеш аз ҳама дар бораи фаъолияти насрнависии ӯ ҳарф задан лозим аст. Вай ба таълифи осори бадеӣ аз нимаи солҳои 60 оғоз карда, натиҷаи ҷустуҷӯйҳои аввалини хешро дар маҷмӯаи «Мавҷи хаёлот» (1970) гирд меоварад. Аз нахустмаҷмӯа маълум мешуд, ки ба таълифи осори фантастикӣ таваҷҷӯҳи хоса дорад.

Мо гуфта наметавонем, ки Адаш Истад дар пайравии Мирсаид Миршакар ва Абдумалик Баҳорӣ ё аз паи эшон ба ин навъи тозаи адабиёти тоҷик даст задааст, зеро ибтидои эҷодиёти ӯ бо таълифоти фантастикаи ин ду адиб дар як вақт ҷараён гирифтааст. Бинобар ин таваҷҷӯҳи Адаш Истадро ба офариниши осори тахайюлӣ, ба фикри банда, пеш аз ҳама сифати тафаккури бадеии ӯ ва баъд захираи донишҳои илмии вай муайян кардааст. Дар ҳар маврид ин нависандаи ҷавон ба раванди пайдоишу ташаккули насри фантастикии тоҷикӣ саҳми бевосита гирифтааст. Ин муҳаббат ва дилбастагӣ аз он ҷо низ пайдо буд, ки вай дар ибтидо бо номи «Фантастикаи илмӣ чист?» (1973) мақолае таълиф намуда, бо ҳамин муносибати худро бо ин жанри адабӣ рӯшан ва гӯё маълум намуд. Аз ҳама муҳимаш, дар солҳои 70 боз ду маҷмӯаи Адаш Истад таҳти унвони «Суруди офтоб» (1974) ва «Замир» (1978) ба табъ мерасанд ва аз махсусиятҳои бофтнигории ӯ дарак медиҳанд.

Аз ҳикоёти маҷмӯаҳои мазкур маълум буд, ки мақсади нависандаи ҷавон танҳо пешкаши хонанда кардани фарзияҳои илмӣ ё кушоишҳои техникӣ ва ё тақвияти дониши дақиқи ӯ набуда, балки дар заминаи дастовардҳои ҳайратангези илмию техникӣ мехоҳад хаёлоти инсониҳоро ба ҷунбиш оварад, дар мисоли воқиаҳои фантастикӣ, аҷобату ғаробате, ки хоси сужаи ҳайрантагез ва фавқулоддаи зудтағйиру ғайри мунтазира аст, ҷиҳатҳои ахлоқӣ, маънавӣ ва умуман ҷавҳари инсонии ашхосро санҷад ва софкорӣ намояд. Аз ҳамин гуна ҳикояҳое, ки дар бораи иртиботи мутақобилаи инсон ва кайҳон баҳс менамояд, ҳикояи «Мавҷи тамаддун» ба шумор меомад. Нависанда на танҳо ба воқеаи ғайримунтазира (ба замин баргаштани мавҷи радиоӣ, ки чанде пеш аз ин ҷо ба кайҳон фиристода шуда буд), инчунин ба андешаҳои мураккаби қаҳрамон (Рустам), ки натиҷа таҳлили ин ҳодисаҳо мебошад, таваҷҷӯҳ зоҳир кардааст. Спитамен дар сайёраи дуре машинаи ҳарҷогардеро аз дасти махлуқи осмонӣ наҷот медиҳад (ҳикояи «Спитамен»). Қаҳрамони ҳикояи «Рашк» - Маъруфҷон дар лоиҳаи роботе, ки бояд месохт, барномаи «Садоқат ба Инсон»-ро ба сифати мақсади асосӣ ворид намудааст.

Ҳамин ҷанбаи инсонӣ ва мабдаи ахлоқӣ минбаъд мундариҷа ва мӯҳтавои маҷмӯаҳои Адаш Истад - «Дарахти пахтачормағз» (1981), «Парвози меъмор» (1985), «Баъди ҳазор сол» (1987)-ро ташкил намудаанд. Акнун барои нависанда маводи фантастикӣ ба куллӣ ҳазм шудааст ва хеле озод истифода мешавад: кайҳон мисли як шаҳрест, ки

дар роҳҳои он истгоҳҳо мавҷуданд, аз як сайёра ба сайёраи дигар бо пардохти роҳкиро рахти сафар бастан мумкин аст: метавон дар ин сафар дар тарабхонаҳо истироҳат кард; акнун кайҳоннавардон – аробакашҳои танбал дар ин роҳҳо бисёр вомехӯранд ва ғайра. Аз ҷиҳати дигар одамон ба ислоҳи нобасомониҳои кайҳон мепардозанд («Аробакаши кайҳонӣ», «Роботи навбатдор»); дар навбати худ тамаддуни кайҳонӣ ва кашфиёти илмӣ бо олами рӯҳӣ ва эҳсосоти инсонӣ бархӯрдҳо доранд («Асрори дарозумрӣ», «Ишқи ҷавонони оҳанин»), нобасомониҳои равонӣ ва ахлоқии афроди заминӣ - ин парвардаҳои шири хом дар партави мӯъҷизоти кайҳонӣ хубтар зоҳир мешавад («Баъди ҳазор сол…») ва ё боиси тағйёри хулқи бади эшон мегардад («Духтари соҳир», «Балогардон», «Мизи корӣ»).

Хуллас, ҷузъиёти фантастикӣ, мӯъҷизоти табиату коинот ба хизмати дарки воқеии инсону ҷомеа кашида шудааст. Дараҷаи тасвири бадеии шахс, истифодаи комёбиҳои илму техникаро маҳз ҳамин нияти муаллиф муайян мекунад. Бинобар ин мо нависандаро бо нокифоягии таҳлили саҷияи шахс ва тафсилоти илмӣ муттаҳам карда наметавонем. Шояд ба ҳамин сабаб бошад, ки Адаш Истад ҳикояҳояшро асосан «фантастикӣ» тавсиф кардааст. Адаш Истад ба ин маънӣ яке аз мӯътакидони афсонаи адабӣ мебошад, ки мехоҳад тавассути хаёлпардозиҳо дар тасвири бадеии мушкилоти иҷтимоиву ахлоқии ҷомеа саҳм гирад.

Ва ба ин маънӣ Адаш Истад ба таълифи афсона - ба хусус афсонаи таърихӣ пардохт. Ин амал натиҷаи камолоти армонҳои ӯ низ будааст. Агар вай дар ҳикояҳои тахайюлияш чеҳраи инсони покизакору некормон офаридан хостааст, пас аз ин чеҳраи ин инсони хушахлоқу некниятро худогоҳу худшинохта дидан мехоҳад. Бинобар ин маҷмӯаи «Парвози меъмор» ва ба вежа «Чароғи сеҳрнок» (1989) дар эҷодиёти ӯ як қадами ҷиддии камолоти маҳорат маҳсуб мешавад. Зеро, пеш аз ҳама, худи нависанда дар сари таърихи мардуми тоҷик ва умуман ориёнажод ба андеша рафта, кӯшидааст, ки дар заминаи сарчашмаҳои таърихӣ ва адабӣ онро ба тарзи худ бозгӯ кунад. Дигар ин ки нависанда тавассути афсонаҳову ривоятҳо дар бораи забони ширини модарӣ («Забони мурғони хушхон»), кӯҳу водиҳои диёр («Зарафшон чӣ хел зарафшон шуд», «Мурғи бахти Сирдарё», «Помир ва фарзандони ӯ»), ватанпарастӣ ва қаҳрамонии мардуми вай («Ҷоми Ҷамшед», «Камони Рустам», «Самарқанд дар куҷост»), заковати

фарзандони он (« Шӯхиҳои нахустини Мушфиқӣ», «Чароғи сеҳрнок») ба хонанда пораҳои муассир ва ибратбахше пешкаш менамояд.

Дар силсилаи асарҳое, ки ҳадафашон таърихомӯзӣ ва худшиносии миллат, осори ба симоҳои таърихию ривоятӣ амсоли Спитамен, Барзуя, Ҷамшед, Рустам, Мушфиқӣ, Маҳмуди Воҳид бахшидашударо махсус таъқид кардан лозим аст. Аз ҳамин гуна таваҷҷӯҳи Адаш Истад муроҷиат ва рӯзгору омол ва осори хунёгари бузурги Шарқ Борбади Марвазӣ ва шумор меояд. Дар «Ҳикояҳо аз рӯзгори Борбад» (1990) дар натиҷаи омӯзиши осори Фирдавсӣ, Низомӣ ва манобеъи дигар лаҳзаҳое аз зиндагӣ, талош, эҷодиёти як нобиғаи ҳунар дар муносибат ва фарҳангӣ миллӣ (халқӣ), ба ҳокимият, ҳамкасбон, мазҳабиён хеле муассир ифода шудааст.

Воқеан, маълум мешавад, ки Адаш Истад барои баёни аҳдофи худ ҳамеша дар ҷустуҷӯи шаклу воситаҳои мухталифи тасвир будааст, ки ин амал ӯро бо муҳимтарин хусусияти раванди адабии адабиёти муосир ҳампоя доштааст.

Аз назари банда насри тоҷикии замони шӯравӣ солҳои 70 - 80, бахусус насри тахайюлии онро метавон аз падидаҳои аҷиб ва ғановатманде ба шумор овард. Аҳли адаби тоҷик дар ҷӯстуҷӯи шаклу воситаҳои тасвир буданд, то андешаҳои худро дар бораи печидагиҳои зиндагӣ, набарди неку бад, рӯзгори муқаррарӣ ва ниҳоди афроди ҷомиа ба қадри имкон ба пуррагӣ ироз дошта бошанд. Агарчӣ тафаккури адабӣ аз ғайрандешии ғоявӣ барканор буд, ҳарчанд ки аҳли адаб асосан аҳдофи худро аз покизаву устувор сохтани сохтори мавҷудаи сусиолистӣ иборат медонистанд, вале назари чандинҷиҳатаи амиқ ва хурдагирона ғайрихоҳиш ба сари андешаҳое амсоли ростин будан ё набудани адолати иҷтимоӣ дар ҷомеа ва бӯҳронӣ будани вазъи маънавию ахлоқии он меовард. Воқеан, адабиёти асил ва удабои ҷиддикор кӯшиш кардаанд, ки аз мадҳиягӯии тамаъкорона парҳез кунанд ва ба шакле ё воситае ба қавле бо забони ишораву нимишораҳо аз дардҳои ҷомеа сухан ба миён биоваранд. Чунин ба назар мерасад, ки муроҷиат ба жанру шаклҳои шарқӣ, амсоли рамзу тамсилҳо, руҷӯъҳои таърихӣ, ишора ба ривояту асотир ва интиқоли вақту фазои тасвир ба воқеияти хаёлӣ, яъне фантастика баробари бисёр махсусиятҳои ғоявию бадеӣ, инчунин як воситаи ҳифозати озодии баёни афкор низ будааст. Аз ин ҷо эҷодкороне, ки ба ин раванди тасвиргарӣ майл доштанд, хоҳ адиби баркамол бошанд, хоҳ навқадами ҷодаи адабиёт, ғайри ихтиёр дар банди ин имконоти

ҳақгӯӣ ё ин озодии нисбӣ мемонданд, ки махсусиятҳои жанриву шаклӣ ба он мусоидат мекарданд. Албатта, ҳодисаҳое низ мушоҳида мешаванд, ки маводи тахайюлӣ ва рамзиву шартӣ ба тақозои ормонҳои иҷтимоиву синфӣ бо ифодаи низои синфӣ ва идеологӣ маҳдуд монданд. Вале он ҷо ки ин ишораву киноязанӣ баҷо ва бомаврид фаромада бошад, моҳияти он як бар чанд меафзояд.

Дар мавриди Адаш Истад ҳаминро илова бояд кард, ки танзу зарифгуфторӣ аз шеваи хоси диди эстетики вай ба шумор меояд ва хурдабинӣ дар навиштаҳои ӯ бошуурона ва мақсаднок роҳ ёфтааст. Дар асл бархӯрди намояндагони тамаддунҳои (оламҳо ва замонҳо)-и мухталиф ва ноогоҳии онҳо аз ҳамдигар («Вохӯрӣ», «Одами барфӣ») боиси воқеаҳои хандаоваре мешавад. Вале муҳим он аст, ки нависанда дар ин бархӯрдҳо камбудиҳои ҷиддии ҷомеаро аз қабили зоҳирпарастӣ ва сипоҳигарии нозарур («Баъди ҳазор сол…»), то беадолатиҳо дар сохтори умумии ҷомеа («Офариниши одам», «Хари Хоҷа Насриддин», «Пумба» ва ғайра) гӯшзад намуда, мавриди интиқод қарор медиҳад. Ва ин интиқоди одии насри сирф реалистӣ набуда, ҷузъиёт ва ё образест, ки аз дидгоҳи рамзиву киноявӣ ба тасвир омадааст ва умқу фарогириаш низ хеле вусъатнок мебошад. Масалан, образи Шайтони сиёҳ («Офариниши одам»), ё кинояи «Осмон дар болост ва ҳар вақт метавонад ба сарат балое орад» («Пумба») ва ё ба афсонаи «Бузаки ҷингилапо» дохил кардини ҷузиёти чун «Санитарии олами ҳайвонот» ва узви «Ҷамъияти олами ҳайвонот» будани гург, ки беадолатиҳои ӯро қонунӣ мекунад, аз ҷиҳати иҷтимоӣ хеле нишонрас ва сермаъно мебошанд.

Воқеан, Адаш Истад як нависандае аст, ки ба тақозои вазифаи рӯзноманигорӣ ва воқеаҳои зиндагӣ дахолати фаъолона мекард. Бахусус дар замони бозсозӣ ба даст омадани озодиву Истиқлоли Тоҷикистони азиз бо мақолаву суханрониҳои худ саҳми чашмрасе гирифтааст. Вай рӯшанфикри миллатпараст мебошад. Инак, дӯст, ҳампеша ва ҳамсоли мо ба панҷоҳ қадам гузошт. Панҷоҳ зинаи камолоти инсон аст ва умед аст, ки Адаш Истад дар ин поя ва савияи ба марҳалаи тозаи эҷодкорӣ ворид шуда, боз даҳсолаҳо ба манфиати фарҳанг, адабиёт ва худшиноси миллати тоҷик хидмат мекунад.

1997



## КӮҲБАРОӢ ОСОН НЕСТ…

Ҷонибек Акобиров яке аз нависандагони ҷавону умедбахши тоҷик аст. Бесабаб нест, ки навиштаҳои аввалини вай диққати нависандаи соҳибистеъдоди тоҷик Фазлиддин Муҳаммадиевро ба худ кашида буд. Аз он замон то имрӯз зиёда аз даҳ сол гузашт. Дар ин миён се маҷмӯаи ҳикоёти Акобиров «Дунё ба умед» (1983), «Хирмани ситора» (1985) ва «Кӯҳистонӣ» (1987) аз чоп баромад. Хусусан аз рӯи китоби охирини вай, ки як навъ мунтахаби навиштаҳояш мебошад, дар бораи мундариҷа ва маводи асарҳои Ҷонибек, таваҷҷӯҳаш нисбат ба масъалаҳои муайяни зиндагӣ, биниши хоси бадеии ӯ баъзе натиҷагириҳо кардан мумкин аст.

Ба назари ман, аввалин масъалае, ки дар маҷмӯаи «Кӯҳистонӣ»-и Ҷонибек Акобиров чизи муҳим буда, як дараҷа ба биниши бадеии нависанда хос мебошад, тасвири зиндагии мардуми кӯҳистон ва алалхусус, он ҳиссаи кӯҳистониёне аст, ки ба тақозои зиндагӣ ва талаботи замон муқими шаҳр гардидаанд. Акобиров ба дигар тарафҳои зиндагӣ - ба масъалаҳои иҷтимоӣ, сохтмонҳо, дӯстии халқҳо низ таваҷҷӯҳ дорад. Вале дар ҳар маврид диққати вайро ҷараёнҳои таносуби деҳу шаҳр, ба шуури одамони деҳотӣ сар даровардани ҷиҳатҳои гуногуни рӯзгори пуршиддати илмию техникии имрӯза, натиҷаҳое, ки аз таъсири хубу бади онҳо рух медиҳад, бештар ба худ кашидаанд. Ба ин маънӣ нависандаи ҷавон ба тадқиқи як ҷараёни мушаххаси психологии ҷомеа пардохтааст, ки то ҳоло бо ин мукаммалӣ диққати дигаронро ба худ накашида буд ва аҳамияти муайянеро доро мебошад. Акобиров, агар тадқиқи бадеии ин масъаларо минбаъд амиқ барад, бешубҳа дар дарки рӯйдодҳое, ки дар равони ҷамъиятии бошандагони ҷумҳурӣ рух дода истодаанд, саҳми муайян мегузорад. Аз ин нуқтаи назар ҳикояҳои вай «Одами сода», «Иҷоранишин ва девона», «Кӯршабпарак», «Хушдоман», «Кӯҳистонӣ», «Кӯҳбароӣ осон нест» ва ғайраҳо маводи ҷолиби диққате доранд. Дар ҳикояҳои мазкур ҷараёни мураккаби ба ҳам сазовор омадан, якдигарро тақвият додан ва гоҳо ҳамдигарро инкор кардани тасаввуроти мардуми кӯҳистон ва шаҳр тасвир шудааст.

Акобиров хостааст, ки масъаларо на ба тариқи одӣ, муқобилгузорӣ ё таъкиди хубии якеву бадии дигаре манзур намояд, балки диққати вай аз ҳоло ба ҷараёни мураккаб ва диалектикии ин ҷараёнҳо нигаронида шуданд. Муттасил амиқ бурдани ин ҷараён натиҷаҳои хуб доданаш мумкин аст. Масалан, дар ҳикояи «Хушдоман»

кампири Ороста, гоҳи аввал аз духтари шаҳришудаву домодаш норизо буд, вале ба қадри пай бурдани ҳақиқати воқеа оҳиста ӯро ақли солим боло мегирад ва муносибаташ нисбати зиндагии хоси шаҳр ва хулқу хӯи онҳо тағйир меёбад. Дар ҳикояи «Дунё ба умед» низ ногузирии чунин як ҷараёни маънавӣ, ки ҳоло таъсири байниҳамдигарии шаҳру деҳот қувват гирифта истодааст, таъкид мешавад. Аз ин назар ҳикояи «Кӯҳбарой осон нест» низ ҷолиби диққат мебошад.

Ҷонибек Акобиров дар ин ҳикояҳо ба бунгоҳи одамияти қаҳрамонҳояш эътибор дода, ахлоқи онҳоро мавриди тасвир қарор медиҳад, тазоҳури хислатҳои неку бадро баррасӣ карда, ба муҳокимаи хонанда пеш мегузорад. Дар ҳикояҳои «Кӯҳистонӣ», «Соҳиби Сазавор», «Кӯҳбарои осон нест», «Девона ва иҷоранишин», Ориф, Хоркаш, Зайдулло, Назрии Даҳон, Шодихӯҷа намунаи одамони пастфитратанд. Нависанда тавассути хислати онҳо нафси бад ва молу чизпарастии баъзе аз ашхосро таъқид кардааст. Дар муқобили онҳо образи Ҷалол, кампири Сайрам ва ё девонае, ки бепушту паноҳ мебошад, меистад ва бадтинатии онҳоро ифшо месозад.

Умумаи Ҷонибек Акобиров ба содагӣ, тозагии эҳсос ва фикру ният таваҷҷӯҳи бештаре зоҳир мекунад. Образҳои мусбати ҳикояҳои ӯ (сазовори таъқид аст, ки Ҷонибек Акобиров дар тасвири пиразанон, хусусан образи бибиҳо нисбати дигарон комёбии бештаре дорад) баробари собиқаи ибратбахши зиндагӣ доштан, боз дар талошу ташвиши сиҳатии маънавии ҷамъият, бобақо будани меҳру оқубати мардум мебошанд. Хусусан, тарбияи ҷавонони сазовор диққати онҳоро бештар ба худ кашидааст. Ин ниятро дар аксари ҳикояҳои Акобиров ба мушоҳида гирифтан мумкин аст. Аз ин назар дар ҳикояҳои «Дар хобу бедорӣ», «Кӯҳистонӣ», «Кампири Холмоҳ» ва ғайра нависанда имкон ёфтааст, ки симои инсони покиза, аз ғилу ғаш ва макру фиреб озодро манзури хонанда намояд. Дар ҳар маврид навиштаҳои Ҷонибек Акобиров аз назари масъалагузорӣ бо асарҳои Кӯҳзод, Саттор Турсун, Абдулҳамид Самадов, Кароматулло Мирзоев, Баҳманёр ва дигарон ҳамоҳангӣ дорад. Вале Акобиров кӯшиш дорад то хусусиятҳои ғоявӣ, эстетики эҷодиёташ аниқтару ба худ хос зуҳур кунад. Он чи дар боло гуфтем, - тасвири робитаи мураккаби шаҳру қишлоқ, ҳам одамгариву носипосӣ ва ҳам паҳлӯи ҳам омадани зебу ором зоҳирпарастона яке аз ҷиҳатҳои муҳими навиштаҳои нависандаро ташкил медиҳанд.

Нависанда ба тасвири симои ҷавонон, бачагон ва ҷавонмардон, ба орзуву омоли онҳо низ таваҷҷӯҳи зиёд дорад. Хусусан, қисмати он

бачагоне, ки ятиммондаву ба зарбаҳои сахти зиндагӣ бархӯрда, ба шоҳроҳи зиндагӣ баромадаанд, муассир тасвир мешаванд. Аз ин ҳайс ҳикояи «Сағираи сур» ҷолиби диққат аст. Ман на танҳо назари покиза ва воқеъбини бачаи «зиндаятимро» дар назар дорам, ки аз ин меъёр нависандагони мо чанд асар навиштаанд. Ин ҷо боз чизи муҳими дигаре ҳаст, ки аҳамияти ҷудогона дорад. Ин ҳам дар қисмати Шамшод - қаҳрамони худрсоли ҳикоя ғунҷоиш додани расму русум ва рӯҳияи мардуми деҳот, муносибати онҳо ба «бадбахтию», «гарданшахиҳои» вай ва, билохир, дар деҳа ҳамеша пурқувват будани талоши адолат ва солим будани чашми ҳақбин мебошад. Мундариҷаи ҳокия, тасвири сарнавишти Шамшод, фаровонии ҷузъиёти зинда имкон медиҳад, ки онро яке аз ҳикояҳои беҳтарини маҷмӯа ҳисобем.

Агар ҳокияҳои маҷмӯаро бодиққат мутолиа намоед, аксари он бачагон аз хурдӣ ятим мондаву рӯзгори сахтеро паси сар кардаанд. Нависанда дар яке аз ҳикояҳо - «Азоби ширин» асоснок таъкид менамояд: касе ки бо азобу заҳмати бисёри ятимӣ ба зиндагии осоишта расидааст, бояд ба бадкорӣ қадам нанихад. Ҳарчанд дар ҳаёт ҳолатҳои мухталиф рух доданашон аз эҳтимол дур нест, вале барои Ҷонибек Акобиров ин як дастури (принсипи) дарку тасвири инсон мебошад. Бештари ҷавононе, ки вай тасвир мекунад, дар муҳити нав тарбия ёфта, аз кору бори ин муҳит, рӯйдодҳои тозаи дар он ба вуқӯъ пайваста, берун намебошанд. Ҳам қаҳрамони «Шаби азобу ёдҳо» ва ҳам қаҳрамони «Сӯҳбати дами бегоҳ» аз ҷавонони одӣ ва хоксору хуби замони мо мебошанд, ки ҳисси масъулияти худро нисбати вазифа ва масъалаҳои пешгузоштаи зиндагӣ хуб дарк намудаанд. Ҳамин масъулиятшиносӣ қаҳрамонҳои ҳикояи «Хостгорӣ»-ро ба ҳам пайвастааст. Дӯстии онҳо на танҳо аз ҳамхизмат будан сар задаст, балки натиҷаи ҳамқисмату ҳамдилии ботиниву ахлоқии Алишеру Валентин мебошад. Ин ҷо Акобиров бе ягон таъкиду шиор масъалаи дӯстии халқҳои гуногунро ба миён мегузорад, ҳарчанд тадқиқро амиқтар бурдан лозим буд.

Ҷонибек Акобиров дар шакли навиштаҳояш низ комёбиҳо дорад. Вай ба ҳикояи ахлоқии психологӣ, ба шакли руҷӯъ ба хотира бештар мурожиат мекунад, ки тавассути он дунёи ботинии образҳо хубтар кушода мешавад. Умуман, нависанда ба тасвири айнӣ (объективӣ), ба нигориши мантиқӣ кӯшиш дорад. Шояд дар ин маврид каму беш ба ӯ осори Василий Шукшин таъсир дошта бошад, ки асарҳояшро Ҷонибек ба тоҷикӣ баргардон кардааст. Аммо ин бардоштро метавон омӯзиши мусбат арзёбӣ кард.

Чизи дигари ҷолиби диққат он аст, ки нависанда ба тафаккури онҳое, ки тасвир мекунад, вобаста воситаи мувофиқ ҷустуҷӯ кардааст. Аксари қаҳрамонҳои вай ба афсона майл дорад ё ҳодисаҳои дар воқеият рухдодаро дар сурати афсона дидан мехоҳанд. Ҳатто қаҳрамони ҳикояи «Кӯршабпарак» худро ба дуньёи афсона мекашад ва дар натиҷаи ин як олам фикру ақидаи вай нисбат ба зиндагӣ, мураккаботи он изҳор мешавад. Ин услуб ба нависанда на танҳо барои ифодаи мақсад кӯмак расонидааст, балки ба фикри мо, навиштаҳои вайро ба тафаккури хонандагонаш бештар қарин месозад. Вале хуб мешуд, агар ин тахайюлот аз меъёри замону макон берун наравад.

Умуман дар бораи дигар ҷиҳатҳои бадеии навиштаҳои Акобиров, аз ҷумла, ба ҳам хеле наздик омадани ҷанбаи очерку ҳикоя дар онҳо сухан рондан мумкин аст. Вале мо ин ҷо чанд хоҳиши худро барои равнақи ояндаи кори эҷодии нависанда изҳор кардан мехоҳем.

Аввалан, нависандаи ҷавон бояд масъалаҳои зикршударо ба тадқиқоти амиқтаре гирад ва дар партави ҷамъбастиҳои фалсафӣ ба онҳо маънои тоза бахшад. Ҳоло дар доираи чанд воситаи маъмулӣ ва қолаби носеҳи ҳулқи муайян маҳдуд мондани ӯ ба назар мерасад. Сонӣ, аз такрори материали тасвир, мавзӯъ ва гоҳо воқеаҳо ҳам дар осори худ ва ҳам аз асарҳои дигар нависандагон худдорӣ намояд. Баъзе ҳикояҳоро ба маҷмӯа дохил накардан мумкин буд ва ё аз нигоҳи тоза таҳрир мекард, хуб мешуд.

Дар охир, ба фикрам, Ҷонибек Акобировро зарур аст, ки барои шевотар шудани навиштаҳояш, хусусан сифати тасвирии онҳо бисёртар заҳмат кашад. Масалан, ҷумлаву иборатҳои зерин эҳтимол, бар асари саҳлангории ноширон муғлақу номафҳуманд: «Кундаи забонаш ҳавз бароварда баъд хушк мешавад» (саҳ.6), «…анвози табассуми малеҳ гум мезанад…» (саҳ.10), «дараи тагобе» (саҳ.15). Намунаи ин гуна мисолҳоро давом додан мумкин аст, вале мо бо ҳаминаш иктифо менамоем.

Умуман, аз навиштаҳои ӯ ба хулосае омадан мумкин аст, ки Ҷонибек назари тоза дорад, ҷӯянда ва заҳматкаш аст. Тақвияти ҷиҳатҳои хуби эҷодӣ, такмили маҳорат, меҳнати пуршиддат ва ҷустуҷӯҳои ҳамешагӣ боиси муваффақиятҳои нав ба нави вай шуда метавонанд.

1989; 2005.

## САБАҚҲОИ ИБРАТБАХШИ ЗИНДАГӢ

Метвон гуфт, ки дар адабиёти муосири тоҷик, бахусус дар насри он ду ҷанба болодастӣ дорад: тадқиқи бадеии зиндагӣ ва нигориши ҳуҷҷативу гоҳномаӣ (публитистӣ). Ҳодисаҳои ба омезиш ёфтани ин ду мабдаи тасвир низ ба чашм мерасад ва ҳама дар якҷоягӣ боиси таҳкими заминаи воқеии наср гашта истодаанд. Аз ин ҷиҳат баробари асарҳои ёддоштиву хотираҳо ва очеркҳои сафарии адибон ёдбудҳои ходимони ҷамъиятӣ низ мақоми босазо дорад. Хусусан, агар муаллиф зиндагии саршори воқеаҳо, диданиҳои ибратбахш дошта бошад. Китоби Холмурод Шарифов «Нақши хотир» (Душ.: Адиб, 1987) аз ҳамин ҷиҳатҳо барои хонанда ҷолиби диққат аст. Дар сарсухани он Нависандаи халқии Тоҷикистон Фотеҳ Ниёзӣ навиштааст, ки муаллифи китоб «…ходими кордидаи партиявӣ-советист ва дар зиндагӣ, дар адои вазифаҳои хурду калони ниҳоят зарур ва масъулиятнок хеле роҳҳои пасту баланди сермашаққатро тай намуда, соҳиби таҷрибаи зиёди ҳаётӣ шудааст. Ин аст, ки дар ҳар саҳифаи навиштаҳои ӯ рӯҳи ҳамин саргузаштҳою мушоҳидаҳои наҷиби муаллиф баръалло ҳис карда мешавад».

Китоби «Нақши хотир» аз се бахш таркиб ёфтааст ва аз ин рӯ дар атрофи масоили мушаххас баҳс мекунад. Аз ҷумла, қисмати «Дил ба забон ояд» аз хотироти мушаххасе дар бораи вохӯрии муаллиф бо устод Айнӣ, хислатҳои наҷибу фаъолияти ҷамъиятии Мирзо Турсунзода, аз таърихи ташаккули Нашриёти давлатии Тоҷикистон таркиб ёфтааст. Зимнан, ин ҷо чанд лавҳа дар бораи таърихи ҳимоя ва сохтмони сотсиалистӣ, бунёди колхозҳо ва аз худ кардани водии Вахш низ нақл карда мешавад. Тавассути воқеаҳои мазкур хонанда метавонад дар бораи чигунагии ташаккули характер, дар кӯраи зиндагӣ ва дар тарбияти муҳите, ки зистааст, оила ва одамони номдори ҷумҳурӣ пайваста обутоб ёфтани шахсияти муаллифро ба сифати ходими давлатӣ ва ҷамъиятӣ пеши назар оварад. Аммо мақсади аслии муаллиф на зикри тарҷумаи ҳоли худ набуда, балки тавассути мисолҳои зинда ва дидаҳояш ба хонанда расонидани чанд нуктаи муҳим ба шумор меояд.

Пеш аз ҳама, диққати ӯро масъалаи хотира, бузургдошти гузашта ва ибрат аз он ба худ кашидааст. Вай бо як меҳру муҳаббат ва ифтихори хоса аз рӯзгори устодон Айнӣ, Лоҳутӣ, Бобоҷон Ғафуроф,

Турсунзода, шахсияти рӯшан ва мақоми эшон дар рушди илму фарҳанги навини тоҷикӣ сухан меронад. Хусусан, қайдҳои вай оид ба хислатҳои некӯ ва ба ҳам омезиш ёфтани зиндагии шахсиву ҷамъиятии ду инсони соҳибдил Садриддин Айнӣ ва Мирзо Турсунзода ҷолиби диққат мебошад. Хонанда метавонад дар ин хотираҳо, алалхусус, дар бораи устод Турсунзода маълумотҳои тозаву аҷоибро дарёфт кунад, ки дар ҳеҷ як асари илмӣ мавҷуд намебошад. Ин маълумотҳо бо мисолҳои зинда собит месозанд, ки Турсунзода чӣ одами наҷибе буд ва барои инкишофи адабиёти имрӯза, тарбияи ҷавонон, бузургдошти адабиёти гузашта ва намояндагони барҷастаи он, нашру табъи осори онҳо беғаразона хизматҳо мекард ва ин корро на ҳар кас ӯҳда карда метавонист.

Дар мақолаи «Каломи чопӣ» дар бораи таърихи пайдоиш ва рушду камоли матбуоти тоҷикӣ дар солҳои шӯравӣ ва умуман адабиёту ҳунари тоҷик ва, бахусус, саҳми устод Айнӣ ва Лоҳутӣ ва боз бисёр рафиқони дигар бо ҳурмату сипос ёдоварӣ мешавад. Аслан асари ёддоштӣ, ба қавле ҳамеша ҷанбаи зеҳнӣ дорад ва гоҳо мешавад, ки муаллиф ба дидиву шунидаи шахсии худ маҳдуд мемонад. Аммо дар хотироти Холмурод Шарифов маҳз ҳамин зеҳнгароӣ дар ҳадди эътидол нигоҳ дошта шуда ва тасвирҳояш чизҳои муҳим ва асосиро фаро мегиранд ва бисёр вақт ба як асари ҳуҷҷатии бадеӣ ё чеҳраи адабӣ монанд гардидаанд, ки ин бисёр муҳим мебошад.

Дар чанд лавҳаи хотирнишин муаллиф имкон ёфтааст аз таърихи азхудкунии водии Вахш, мӯҳоҷирони нахустини он, ташкили хоҷагиҳои дастҷамъона (колхоз), душворӣ ва ноҳамвориҳои сохтмони колхозро дар ин макон нишон дода бошад. Мисли ҳар кору ҳар макон дар ин мавзеъ низ афроди пешсаф буданд ва нависанда аз мубоизаи ҳамдастонаи Наим Одинаев ва Шарифи артел барои барқарор сохтани ҳаёти нав, ҳимоятгарони он ва ободкунандагони зиндагӣ дар водӣ, дустии миллатҳои гуногун, аз ҷумла русу тоҷик (Шарифи артел ва Макаров), ки то ба дараҷаи бародархондагӣ табдил ёфтааст ва ҳамчунин ибтидои ҳамфикрии бошандагони ин минтақа нақлҳои ибратбахше кардааст. Муаллиф, дар ҳар маврид ин лавҳаҳоро аз нақши хотир, аз корномаи падарон бо самимияти махсус, чун арзи эҳтирому эътиқод ба макони ташаккули маънавии худу ҳамнаслони худ ба ҷавонони имрӯза ёдрасон мешавад. Хусусан, дар хотираи «Баҳори умр» ин ният хеле табиӣ ва самимӣ анҷом гирифтааст.

Умуман, на танҳо тасвиру тавсифи шахсиятҳои маъруфу маълум, инчунин зикри фактҳои муҳим барои таъкиди таърихи дигаргуниҳои маданиву фарҳангӣ дар Тоҷикистони пас аз инқилоб аҳамият пайдо кардаанд. Чунин мисол, ки «аввалин мошинаи чопиро аскар Г. Нурмуҳаммадов ба шутурҳо дар зери тирборони босмачиҳо ба Душанбе соли 1924 оварда, ҳамон сол якумин газетаро бо унвони «Садои Шарқ» нашр кардааст» ва нахустин Нашриёти давлатӣ соли 1925 ташкил шуда, дар арзи зиёда аз 60 сол иқтидорҳои нашрияҳои асосии ҷумҳурӣ («Ирфон», «Маориф», «Дониш», Сарредаксияи ЭСТ) садҳо маротиб афзудааст (яъне дар нимаи солҳои ҳаштод онҳо соле зиёда аз 700 номгӯй китобу рисолаҳо дар ҳаҷми 10 миллион нусха нашр мекунанд) аз тағйироти чашмраси ҳаёти маданӣ ва маънавии халқи тоҷик гувоҳӣ медиҳад. Сухан аз вусъати мундариҷаи нашрияҳо, ҳамаи навъу намудҳои афкори инсониро фаро гирифтани онҳо меравад.

Холмурод Шарифов каломи чопиро як воситаи муҳими равобит ва қаробати байниҳамдигарии халқҳо - чи одмони шӯравӣ ва чи мардумони ҷаҳон шарҳ додааст: дар ин маврид на танҳо аз мунодии дӯстии халқҳо будани китоб, инчунин аз инкишофу иқтидори санати чоп дар Тоҷикистон низ меравад (зимнан таъкид мекунем, ки баробари беҳбудии корҳо дар соҳаи табъу нашр, мушкилаҳои ҳалталаб дар сифати нашриётҳо ва табъу нашри китоб ҳанӯз хеле бисёр мебошад).

Воқеан, бисёр очеркҳои қисмати севуми китоб натиҷаи сафарҳои муаллиф ба гӯшаву канори ҷаҳон (Булғория, Куба, Чехословакия, Берлин) барои тарғиби адабиёту маданият ва китоби тоҷикӣ сурат гирифтааст. Холмурод Шарифов пеш аз ҳама ба таълифи очерки сафари публитистӣ даст зада буд («Гард дар мижгон») ва дар китоби «Нақши хотир» низ ҳамин тамоюлро идома додаст.

Ин сафарномаҳои муаллиф низ аз чанд ҷиҳат ҷолиби диққат мебошанд. Дар онҳо, муаллиф, ҳамеша аз таваҷҷӯҳи беандозаи мардуми мамолки гуногун ба кишвари мо, аз ғояҳои тарғибии сулҳдӯстонаи собиқ Шӯравӣ сухан кушодааст. Дар ин мавридҳо публитистикаи ӯ хусусияти сиёсӣ мегиранд. Дигар масъалае, ки ба ин сафарномаҳо хусусияти хосе бахшидаанд, эҳсоси ватандӯстӣ ва ватанпарастӣ мебошанд: муаллиф тибқи таоруфоти замон ва боваре, ки дошт аз обрӯю эътибор ва нуфузи ватанаш ифтихор мекунад, аз

фарзандони он, ки фиристодагони мардуми шӯравӣ мебошанд ва бо кору бори худ, бо инсондӯстии худ беҳтарин хислатҳои мардуми моро ифода мекунанд, ҳарф мезанад, аз боиси ватангумкардаҳои тасодуфӣ афсӯс мехӯрад ва носипосони ватанро бо далелу арқоми боварибахш мавриди интиқод қарор медиҳад. Наметвон гуфт, ки ин сафарномаҳо танҳо хусусияти тарғиботиву ташвиқӣ дошта бошанд. Балки он чи онҳоро шавқангезу хонданӣ кардааст, он аст, ки муаллиф зимни сафарнома аз ҷиҳати ҷолиби диққат, лаҳзаҳои таърих, аҷоиботи мамлакатҳо, урфу одат ва баёноти этнографӣ, ҳаёти иқтисодиву иҷтимоӣ, табъи эстетики халқҳо, зиндагии адибон нақлҳои шавқангезе мекунад. Дар натиҷа баробари мазмуни публитсистӣ ҷанбаи маърифатӣ ва табиявии очеркҳои сафарӣ афзоиш меёбад.

Лозим аст, ки ин ҷо боз як нуктаро таъкид намоем. Муаллифи «Нақши хотир» дар ҳама маврид чун як марди арсаи иҷтимоъ аз сиёсати сулҳҷӯёнаи партия ва давлати собиқ шӯравӣ ёдовар мешавад, нақшҳои ҷангҷӯёна ва ташаннуҷи ҷанги сардро аз ҷониби баъзе қӯввaҳо фош месозад. Ин, албатта бесабаб нест. Зеро ҷавонии худи вай дар замони ҷанг рост омадааст, сахтии рӯзгор, талхии замони ҷангро чашидаву ба ҷони худ эҳсос кардааст. Ва гӯё очерки «Хатин - бонги хатар», ки дар мақтаи маҷмӯа омадааст, хонандаро як бори дигар барои ҳушёрӣ, ҳозир будан барои ҳимояи сулҳу амонӣ, барои бори дигар такрор нашудани фоҷиаи Хатинҳо даъват менамояд, ӯро талқин мекунад, ки корномаи падарон, қаҳрамонии онҳоро аз хотир набарорад ва набзи замони бероми моро ҳамеша эҳсос намуда истад.

Дар маҷмӯа боби «Сабақ», ки чандин лавҳаҳои ҳаётиро фаро гирифтааст, аз чанд ҷиҳат ҷолиби диққат мебошад. Аввалан, муаллиф дар ин қисмат ба дигаргуниҳое, ки дар ҳаёти ҷамъият, дар тарзу усули нави роҳбарӣ ба амал омада истодаанд, ҳамовозӣ карда, чанд манзараи ибратбахшеро аз ҳаёти роҳбарони советию партиявии районе нақл менамояд. Лавҳае, ки «Оини сарварӣ» ном гирифтааст ва илҳоми муаллиф аз анҷумани охири ҳизбист. Бинобар ин, дар он сухан аз чигунагии раҳбар, аз таҷрибаи корӣ ва ҳаётии Шодимурод Бобомуродов барин коммунистони ҳақиқӣ ва усули номатлубу шахсияти носолими Ниёзовҳо, ки мутаассифона дар ҷамъияти мо дар замони «карахтӣ»-и ҷомеа бисёр во мехӯрданд, рафтааст. Сонӣ, ҳикоятҳои он («Сабақ» ва «Бозии нотамом») аз воқеаҳои ибратбахши тарбияву оила, ишқу муҳаббат, дӯстиву рафоқати нафиси байни одамони соҳибилм, ки бар ҳурмату одамият бунёд ёфтааст, баҳс

мекунанд. Ҳамчунин, масъалаи ахлоқ, танқиди шахсони булҳавасу бадахлоқ, беаҳамияту берият, бандаҳои шикаму шароб, ки оқибаташ ба расвоӣ ва пушаймонӣ анҷом меёбад («Лаби лаб», «Наҳанг»), мавриди андешаи муаллиф аст. Дар ин қисмат муаллиф ба сифати каси инсоншинос намоён мешавад ва комёбии бадеии бештареро ба даст овардааст. Метавон гуфт, ки очеркҳояш бештар ҷанбаи бадеӣ касб карда, ба ҳикоя наздик шудаанд.

Чун аз ҷиҳатҳои хоси маҷмӯаи «Нақши хотир» сухан кушодем, аз хусуси мақоми шеъру адабиёт ва завқи шеърфаҳмию шеърдӯстии муаллифи он низ чанд сухан гуфтан лозим меояд. Холмурод Шарифов дар оғоз дар бораи устод Айнӣ ва Мирзо Турсунзода бо ифтихор сухан ронда буд. Маълум мешавад, ки дар айни ба кори мустақилона оғоз кардан, дар солҳои вазнини ҷанг шеъру сурудҳо ба ӯ таъсири амиқе гузошта будаанд. Барои равшан шудани ҳақиқат, ин ҷо як пораро аз гуфтаҳои муаллиф муфассалтар иқтибос мекунем. Ӯ менависад: «Аския, шухӣ, байтбарак, сурудҳои «Шашмақом», «Фалак», «Ман доғ», рубоихонӣ, ширингӯӣ ҳангоми меҳнату фароғат моро ҳамроҳ буд. Онҳо воситае буданд, ки халқро рӯҳбаланд, меҳнатро гуворо, маҳсули онро афзун ва ғалабаро мустаҳкам мекардаанд.

Аксар дар бозгашт аз кори саҳро ҷавонон суруд мехонданд. Мавзӯи он сурудҳо номаҳдуд буд. Сухани тоҷикӣ, ӯзбакӣ, русӣ, озарӣ ва ғайра садо медод. Мо ҳар сари чанд вақт махсус ҷамъ шуда, китоб ва суруд мехондем, декломатсия мекардем. Дар ҳама маврид латифаҳо ва шеъру сурудҳое, ки нафрат ба душман ва муҳаббат ба Ватанро ифода мекарданд, бештар вирди забонҳо буданд. Машҳуртарин суруд «Ватан-Ватан» (шеъри Лоҳутӣ, оҳанги Зиёдулло Шаҳидӣ) буд. Шиори мо дар ақибгоҳ низ мисли фронт ин буд:

Ҷангҳои болшевикӣ мо дар ин майдон кунем,
Даст агар аз тан биафтад, ҷанг бо дандон кунем»…

Муаллиф дар тамоми китоб дар мавридҳои лозима (зиёда аз 120 мисраъ) барои ифодаи мақсад, тақвияти фикр аз ашъори бузургони назми гузашта ва шоирони соҳибистеъдоди имрӯзаи тоҷик намунаҳои фаровоне овардааст. Шеър барои дилчаспии нақл ва забону баён ёрӣ расонида, ба сифати ҳикмати зиндагӣ ва сабақҳои рӯзгор намудор мешавад.

Дар маҷмӯаи «Нақши хотир» баъзе норасоиҳо мисли: баъзе ҷумлаҳои таҳрирталаб, такрори баъзе аз таркибҳо ва ба оҳанги ҳисобот наздик шудани баъзе очеркҳои сафарӣ ба чашм мерасанд, ки онҳоро дар таҳрирҳоли оянда ба содагӣ бартараф кардан мумкин аст. Умуман маҷмӯаи мазкур аз назари нигориши воқеаҳои муҳими замон, дарки масъалаҳои ҳалталаби ҳаёти маънавии мардуми мо, бузургдошти гузашта ва бозсозии зиндагии имрӯза писанди хонандагон хоҳад омад. Аз ҳама муҳимаш онҳо гувоҳӣ медиханд, ки ба арсаи адабиёт як шахси соҳибҳунаре бо таҷрибаи бои зиндагӣ ворид шудааст.

## ТАСВИРИ САДОҚАТ ВА АДОЛАТ

Додоҷон Раҷабиро хеле сол аст, ки мешиносам, тахминан аз ибтидои солҳои ҳафтодум, аз замоне, ки дар Кумитаи радио ва телевизиони ҷумҳурӣ кор мекард. Чун ба Хуҷанд меомад ба бахши маҳаллии ин кумита ба дидорбинии дӯстон медаромад ва тавассути шоири хушбаён Нурмуҳаммад Ниёзӣ ба вай салолму алек шудем. Аз ҳамон аввал ба назарам чун як инсони дилкушоди хушгуфтор ва меҳрубон расид. Ин таассуроти ман замоне, ки ба Душанбе омадаму бо вай дар як маҳалла ҳамсоя шудем, бештар дақиқ гардид. Хусусан, ки ҳамсари банда ва ҳамсари ӯ ҳарду дар як мактаб ба тадрис машғул буданд ва аксар мавридҳое мешуд, ки чорабиниҳои умумӣ ташкил мекарданд, ки мо низ аз онҳо бебаҳра намемондем. Аммо акнун маро бо Додоҷон корҳои эҷодӣ ва адабӣ бештар рӯ ба рӯ мекард. Вай дар ҳафтавори «Адабиёт ва санъат» кор мекарду банда низ ба ин даргоҳ гаҳ-гоҳ мақола мебурдаму ба дидорбинии дӯстони адиб ва ҳамкасабаҳоям мерафтам. Агар гӯям, ки байни мо риштаи ҳамкории эҷодӣ ва дӯстӣ бунёд шуда буд, хато накардаам. Дар ин миён бо сабабҳои маълум ӯ ба Хӯҷанд кӯчид ва дигар дидорбинии мо тасодуфӣ шуд, вале китобу мақола ва ҳикояву тарҷумаҳояшро дар саҳифаҳои матбуот ва нашрҳои алоҳида хонда, аз барори кор ва сиҳати тану қаламаш хурсанд мешудам. Инак, шунидам ки ӯ ба синни мубораки ҳафтод мерасад, хостам то дар ин рӯз чанд нуктае аз кору эҷод ва саҳми вай дар адабиёти муосири тоҷикӣ иброз дошта бошам.

Додоҷон Раҷабӣ ҳанӯз аз айёми мактабхонӣ ба омӯхтану навиштан тавачҷӯҳи хоса дошт ва ҳамин шавқи адабдӯстӣ ва ҳам ҳисси кунҷковӣ сабаб шуданд, ки вай хеле барвақт ба аҳли адаб ва коргоҳи эҷодиву нашриёҳо иртибот пайдо намояд. Маълум мешавад, ки дар айёми таҳсил дар Донишкадаи омӯзгории Ленинобод (Хуҷанд) низ дар муҳити ҳамсабақони ҳушёр ва дарси устодони донишманду ғамхорро гирифта, дар маҳфили адабии шӯъбаи Ленинободии Иттифоқи нависандагон, ки устоди фақид Раҳим Ҷалил раҳбарӣ мекарду адибони номдор Муҳиддин Аминзода, Ҳоҷӣ Содиқ ва дигар аз аҳли қалам гирди ҳам омадада буданд, дарси маҳорат омӯхтааст. Ҳангоми кор дар Хуҷанду Душанбе аз маслиҳату дастгирии Мирзо Турсунзода, Мирсаид Миршакар, Аминҷон Шукӯҳӣ, Абдумалик Баҳорӣ, Мутеулло Наҷмиддинов ва дигарон баҳра гирифта, ба сари роҳи каҳкашони эҷодиёт баромад ва имрӯз ин роҳи пур аз сафедӣ ва ситораҳои хурду бузургро дар осмони адабиёти навини тоҷикӣ тай намуда, ба он асари

рӯшане аз қадами худро гузоштааст.

Додоҷон Раҷабӣ ҳарчанд ки дар ҳар навъи адабӣ ва мавзӯву масоиле асар таълиф мекунад, бештар аз ҳама ба сифати нависандаи кудакон шинохта шудааст. Воқеан, ҳангоме ки асарҳои барои бачагон таълиф кардаи ӯро мутолиа мекунӣ, пай бурдан душвор нест, ки ӯ аз зиндагӣ, рӯзгор ва рӯҳияи бачагон ба хубӣ ошкор аст. Аслан нависандаи кӯдакон ба ақидаи баъзе ашхос он чизеро менависад, ки худ аз сар гузаронидааст ё маводи осораш баргирифта аз саргузашти худу наздиконаш иборатанд. Ва ба ин маънӣ, ба назар чунин мерасад, ки нависандаи барои кӯдакон шудан як кори сода аст ва ҳар каси қаламфарсо аз ӯҳдаи он мебарояд. Аммо ба фикри банда, ҳақиқати ҳол бояд он бошад, ки нависандаи кӯдакон як ҳунари мушкилу хосаи худодод аст, ки аз таҷрибаву гирдоварӣ ва ё зери назар доштани маводи фаровон дида ба шинохту донистани олами нозуки равонӣ ва дарку тасвири тезҳушиву орзупарвари бачагон вобаста мебошад.

Раҷабӣ воқеан аз ҳамин гурӯҳ нависандагон мебошад. Ҳар касе, ки ҳикояву қиссаҳои бачагонаи ӯ «Дилсӯзӣ» (1963), «Нони зағора» (1974), «Шабе, ки барф меборид» (1978), «Модари нав» (1982), «Сари роҳи Каҳкашон» (1988) ва ғайраро мутолиа карда бошад, ин ҳолатро ба зудӣ пай мебарад. Ин ҷо мавриди бозгӯи мӯҳтавои ин осор нест ва ин лозим ҳам надорад.

Аммо аз зикри ҷанбаҳои муҳими он сарфи назар кардан нашояд: аввалан, Додоҷон Раҷабӣ аз зовияи диди худи бачагон асар менависад. Аз ин ҷо нақли ӯ табиӣ ва боварибахш, аз ҳама муҳимтар барои кӯдакон ҷолибу шавқангез мебошад. Сониян, нависанда ҳеҷ фикру нияти баёни насиҳатгӯии хушкро дар назди худ намегузорад ва онро ба хонанда талқин карданӣ ҳам нест, балки мантиқи тасвир, амал ва диду баҳои қаҳрамонони хурду ҷавон (Мансур ва ё Мақсуд) хонандаро ба хулосаву натиҷаҳои хуб ва дуруст меоранд. Ҳамчунин, Раҷабӣ олами фикру зикр, дунёи ботинӣ, савияи андешаи бачагон, бахусус дилу нияти поки онҳоро бо як маҳорати хосе ба қалам медиҳад, ки кас хоҳу нохоҳ ба онҳо дил мебандад ва ё нафрат мехонад. Вале ба таври куллӣ моҳияти асарҳои бачагонаи нависандаро, ба фикри банда, мақсади неку инсондӯстона ташкил додаанд.

Аз ин байн, қиссаи «Модари нав» хеле шӯҳрат ёфта, то ба доираи мутолиа ва муҳокимаи умумишӯравӣ баромад ва ба забони русиву дигар забонҳо тарҷума гардид. Асари мазкурро дар қатори қиссаҳои Пӯлод Толис, Ҳоҷӣ Содиқ, Болта Ортиқов, Раҷаб Насим ва дигарон аз намунаҳои хуби насри барои кӯдакон ба шумор овардан мумкин аст.

Додоҷон Раҷабӣ дар бораи бахшҳои дигари зиндагӣ, бахусус фикру зикр ва омоли калонсолон, масъалаҳои зиндагӣ, нобасомониву

мухолифатҳои солҳои охир, тинати неку бади инсон низ асарҳои хонданӣ таълиф намудааст. Аз ин ҷиҳат қиссаи ӯ «Алам» ҳам аз ҳайси гузориши ахлоқӣ ва зоҳир намудани хислатҳои мухталифи инсонӣ, ҳусни зоҳиру ботини инсон ҷолиби диққат баромадааст.

Вай муаллифи драмаи «Кафи дастро кушоед» аст, ки дар театри мазҳака ва мусиқии ба номи Камоли Хуҷандӣ саҳнавӣ шудааст. Воқеан, дар байни осори тарҷумавии Додоҷон Раҷабӣ низ асарҳои намоишӣ кам нестанд. Асарҳои А.П. Чехов «Болои мурда сад чуб», П. Меримме «Ишқи араб», «Биҳишт ва дӯзах» ва боз намунаҳои дигари насриро аз забонҳои ғайр ба хубӣ тарҷума кардааст. Дар ин маврид лозим меояд, ки боз як хусусияти эҷодиёти нависандаро таъкид кард ва он ҳамин нукта аст, ки ӯ аввал ба намунаҳои адабиёти миллӣ ва дигар халқҳо баробар таваҷҷӯҳ зоҳир намудааст. Ин ҳама омилҳо шояд сабаби он гашта бошанд, ки ӯ асосан ба равиши воқеанигории воқеъгароёна асар эҷод менамояд.

Додоҷон Раҷабӣ ба ҳаҷву мутояба ва тасвири ҳаводиси латифавор низ таваҷҷӯҳи махсусе зоҳир мекунад. Аслан тасвирҳои киноявию ришханд ба аксар аз таълифоти вай хос мебошанд. Вале силсилаи ҳикоёти хандаовар, лутфи адибон ва «Қиссаҳои Қистакӯз» дар ин равиш ҷои муҳимеро ишғол менамоянд. Ҷолиби диққат он аст, ки «қаҳрамонон»-и силсилаи мазкур аз қишрҳои гуногуни аҳолӣ – аз ронандаи одӣ то академику шоир ва нависандаи машҳур бо хислатҳои наҷибу содадилона намудор мешаванд. Тасвири ҳодисаҳои мазкур нишон медиҳад, ки Додоҷон Раҷабӣ як нависандаи зарофатгӯю мушоҳидакор ҳам ҳаст, ки ҷиҳатҳои хандаовар ва камбудиҳои зиндагиро базудӣ пай мебарад. Ба ин суханон метавон маҷмӯаи осори зарифонаи ӯ бо номи «Ҳикояҳои ҳаҷвӣ» (1988) мисол нишон дод.

Ҳамчунин ӯ як инсони шариф аст,пайваста дӯстон ва адибон, ҳамкорони хешро бо самимияти хоссае ёд мекунад ва дар бораи онҳо мақолаҳои ҷолибу хонданӣ менависад. Бахусус, дар нигоштаҳои ӯ чеҳраи устодон Раҳим Ҷалил, Муҳиддин Аминзода, Аминҷон Шукӯҳӣ, Ҳоҷӣ Содиқ, Баҳорӣ, Толис, Муҳиддин Хоҷазод, Юсуфҷон Салимов, Атахон Сайфуллоев, Ҳилолиён Аскар ва Ҳошим Гадо хеле ҷолиб буда, бисёре аз хусусиятҳои неки инсонии эшонро пеши назар меоваранд.

Дар бораи эҷодиёти Додоҷон Раҷабӣ сухан ронда, як нуктаи муҳими забони осори ӯро таъкид накардан имконнопазир аст. Раҷабиро метавон дар гиру мони сухан, истифодаи таркибу таъбирҳои халқӣ аз пайравони содиқи устод Раҳим Ҷалил ба шумор овард. Сухани нависанда ва қаҳрамонҳояш ҳама гиро, ширадор, пӯхта ва дар баъзе мавридҳо аз андоза зиёд дар онҳо калимаҳои лаҳҷавӣ истифода шудааст.

Лекин ба таври куллӣ ин тарзи баёни ӯ ба хислати қаҳрамон ва мӯҳтавои умумии асарҳои вай иртиботи бевосита доранд. Аслан забон ва тарзи баёни иддае аз адибони минтақаи Хуҷанди вилояти Суғд, ба андешаи банда, сашор аз воҳиду таъбирҳои фразеологӣ ва пуркинояву таъзир аст, ки дар ин хусус метавон ба таври алоҳида ибрози мулоҳиза кард.

Дар солҳои бозсозӣ дар робита ба ривоҷ гирифтани афкори озодандешӣ дар ҷомеаи собиқ шӯравӣ Додоҷон Раҷабӣ ба барқарор кардани адолат нисбат ба ному шарафи аҳли адаб ва сарварону кормандони давлативу ҳизбӣ пардохта, дар натиҷа як силсила очеркҳои ҳуҷҷатӣ иншо кард. Бояд гуфт, ки ин амали ӯ дар замонаш ҷонибдорону муқобилони зиёде дошт ва ба ин маънӣ таълифи ҳар як очерк барои нависанда кори сода ва осон набуд. Аммо ӯ ба хотири равшан ва ба сафедӣ баровардани номи афроди бегуноҳ азхудгузаштагӣ нишон дода, то даст додани имкон аз ошкоро гуфтани исми ба ном «бӯҳтонноманависон» сарфи назар накард.

Таълифи очеркҳои махсус дар иртибот бо мушкилоти Зеҳнӣ, ки қайд кардем, боз заҳмати зиёди ҷустуҷӯиро тақозо дошт, ки мутолиаи бастаи рӯзномаҷот ва маҷаллаву бойгонӣ ва дарёфту пурсиши хешу ақрабои ҷабрдидагон буд. Нависанда ба қадри имкон аз ин ҳама сарчашмаҳои айнӣ истифода мебарад ва гоҳ-гоҳе тахайюли бадеиро низ ба кор мегирад,ки ба чуз аз баъзе мавриди истисноӣ дар нишон додани чеҳраҳои бадхоҳону номувофиқатии санаҳо, ин осорро таъсирбахш намудаанд.

Додоҷон Раҷабӣ очеркҳои худро ба рӯзгори сахту сарнавишти талхи устод Раҳим Ҳошим, Ҷалол Икромӣ, Ҳаким Карим, Нарзуллои Бектош, Тӯрақули Зеҳнӣ, Рашид ва Ғанӣ Абдулло, П. Бобокалонов, Б. Мавлонбеков бахшида, таҳти унвони «Осмони хамида» (1998, 2007) манзури хонандагон кардааст.

Мавриди таъкид аст, ки мавзӯи мазкур, ки таҳқиқу баррасиашро дар баробари нависанда Додоҷон Раҷабӣ баъзе аз аҳли илми таърих ва адаб низ оғоз кардаанд, то ба ҳол аз масъалаҳои омӯзишаш мураккаб буда, дастрасӣ ба парвандаҳои ба ном ҷиноии солҳои сӣ як амали роҳу равишаш номуайян аст. Ба ин масъалаи муҳим, ки вобаста ба софкорӣ ва барқарор сохтани адолат таърихист, ҷомеаи демократии мо зиёда ниёз дорад…

Чунонки мебинем, кулбори эҷодии нависандаи хушсалиқаи мо Додоҷон Раҷабӣ дар айни камоли эҷодиаш пурбор ва рангину хуштамъ аст. Ба ӯ дар пешаи қаламкашӣ умри дарози бобаракату тансиҳатии ҳамешагӣ таманно дорем.

2008.

## НАВИСАНДАИ ОМӮЗГОР

Соли 1985 дар арафаи анҷумани нӯҳуми Иттифоқи нависандагон аз ҷониби раёсати Иттифоқ ва бахши адабиёти шӯравии Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи устод Рудакӣ ба банда супорише шуд, то ваъзи насри панҷ соли охир (1981-1985) ва аз ҷумла осори носирони ҷавонро дар ин давра мавриди баррасӣ қарор дода бошам. Дар ҷараёни ин кор дар баробари номҳои шинос ба чанд маҷмӯа сару кор гирифтам, ки муаллифонашон ҳанӯз барои доираи васеъи хонандагон ва аҳли адаб чуноне ки бояд, шинос набуданд. Ва дар байни ин гурӯҳ маҷмӯъаи ҳикоёте таҳти унвони «Балогардон» (нашрияи «Ирфон», 1985) низ буд, ки ба қалами Ҳакималии Назаралӣ тааллуқ дошт. Аз ҳамон маҷмӯаи ҳикоёт маълум шуда меистод, ки муаллифи ҷавон дар ҷодаи қаламкашӣ каси тасодуфӣ нест ва амали ӯро наметавон як ҳавову ҳаваси ҷавонона ҳамл кард. Бахусус, таваҷҷӯҳи ӯ ба таълифи асарҳои ҳаҷвӣ ва гиру мони хосаш дар нигориши ҳаҷвияҳо ӯро аз дигар ҷавонони қаламкаш тафовут медоданд.

Таъкид кардан бо маврид аст, ки дар аввали солҳои 80 дар насри нави тоҷикӣ дар баробари нависандагони соҳибтаҷриба, мисли Фазлиддин Муҳаммадиев, Ҳоҷӣ Содиқ, Кӯҳзод, Бурҳон Ғанӣ гурӯҳи зиёде аз ҷавонносирон низ ба эҷоди асарҳои ҳаҷвӣ таваҷҷӯҳ зоҳир карданд. Аз ин миён номҳои Аҳмадшоҳи Маҳмадшоҳ, Маҳками Пӯлод, Додохон Эгамов, Саидаҳмад Ҳасанов, Бахтиёр Ҷумъаевро ном бурдан мумкин аст, ки бо Ҳакималии Назаралӣ паси ҳамдигар ба эҷодкорӣ пардохтанд. Ба танқид ва ҳаҷву истеҳзои воқеъият мутаваҷҷеҳ шудани ин ҷавонон аз назари салим ва хайрхоҳонаи эшон, ки баҳри беҳбуди ҷомиъа ва тарбияи инсон доштан гувоҳӣ медод. Воқеан, дар замони шӯравӣ (ҳоло низ) аз камбудиву норасогиҳои ҷомиъа ва афроди соҳибмансабу бесуботии ахлоқиву маънавии ашхос сухан ба миён овардан на он қадар аз корҳои масарратбахш ба ҳисоб мерафт. Бинобар ин сабабҳо қадамҳои аввалини эҷодкориро барои Ҳакималии Назаралӣ табрик намуда будем.

Дар маҷмӯаи «Балогардон» баробари ҳикояҳои шогирдона, намунаҳои ҳаҷви ахлоқиву иҷтимоъӣ низ мавҷуд буд. Бахусус, ҳикояҳои «Аҳамияти тоқӣ», «Олим мешавам», «Тарҷумаи ҳол» ва

«Аҳамияти қарсак» хеле хуб баромада, масъалаҳои зиндагиро гиро ва табиӣ ифода кардаанд. Дар онҳо сухан аз заминаҳои ҷамъиятӣ ва инсонии зуҳури камбудиҳо меравад. Гоҳо ин тасвири ахлоқиву иҷтимоӣ дар натиҷаи таъкиди мисолҳои бисёре ба образи рамзиву шартие наздик мешавад, ки аз ҳунари нависанда гувоҳ мебошад. Масалан, ҳамон таъсири баду оқибатҳои нохуши равонӣ ва маънавие, ки «чапакзаниҳои пурғулғулаи бардавом» дар фосид шудани шахсиятҳо аз поён то боло мебозиду ба як дарди бедавое табдил шуда буд, ҳикояи «Аҳамияти қарсак»-ро аз ҳайси мазмун пурғунҷоиш намудааст. Дар дигар ҳикояҳояш низ нависандаи ҷавон кӯшиш ба харҷ дода буда, ки зимни воқиа ё масъалаҳои ҷудогона моҳияти ҷамъиятии ҳодисаҳоро таъкид карда бошад. Аз ин рӯ, ҳам камбудиҳои шахсии афрод, мисли муфтхӯрӣ, фиребгарӣ, бемасъулиятӣ, бадахлоқӣ, чизпарастӣ, камсаводӣ, танбалӣ ва ғайраҳо ва ҳам суст шудани пояҳои маънавии ҷомиа ҳадафи ҳаҷву мазаммат қарор гирифтаанд.

Ҳаҷви Ҳакималии Назаралӣ аз ҷиҳати шаклу жанр низ ҷолиби диққат буд; вай асоси ҳаҷвиёти худро бар «ҷаҳли мураккаб» - нодонии худро доноӣ ангоштан, беадолатии худро ба ҳақиқат баровардани ҳо, яъне бар тазоду номувофиқатии пиндору арзиши воқеъии инсон ва каҷ дору марезҳои зиндагӣ бунёд гузоштааст. Шакли монологи ботинӣ, ё худ худифшоӣ, ки ба тариқи гуфтани рози дил ва «сӯҳбат» баён шудааст, ҳикояҳоро пуртаҳрик ва хонданбоб мекунад.

Устод Фазлиддин Муҳаммадиев низ, ҳамон вақт дар мавридаш ба муаллифи маҷмӯаи «Балогардон» навишта буданд: «Китоби якуми шумо китобчаи хубест. Аз бисёр нахусткитобчаҳо, ки дар тӯли солҳо дидаам ва хондаам, аз ҷиҳати мазмун ва мундариҷа беҳтар, пурбортар баромадааст. Ва бояд ҳамин тавр мешуд, зеро боре ки ҳаҷв ва ҳаҷвнигор мекашад, дар мизони иҷтимоӣ (ва аз ин рӯ дар санъат низ) гаронтар, гаронмоятар аст». Устод ҳамчунин таъкид карда буданд, ки: «Коре бояд кард, ки идомаи кор низ хушрӯй бошад…»

Ҳакималии Назаралӣ баъди ин ба кори эҷодӣ бо ҷидду ҷаҳди бештаре пардохт. Соли 1989 маҷмӯаи повесту ҳикояҳояш таҳти унвони «Хоби даҳшатнок» дар нашриёти «Адиб» нашр гардид. Баъдтар қиссаи «Дарди дил» (маҷаллаи «Садои Шарқ», шумораҳои 3-4 соли 1994) ва маҷмӯаи ҳикоёти «Шӯристон» (1996) ба табъ

расид, маҷмӯаи дигараш – «Кӯза шикаст» дар дасти чоп аст. Бисёр ҳикояҳояш дар маҷмӯаҳои дастҷамъонаи «Баҳори Ҳисор», «Неши нӯш», «Хордаста», «Падида» ва дигарҳо низ ба табъ расидаанд.

Чунин ба назар мерасад, ки Ҳакималии Назаралӣ дар ҳикоёти охираш гоҳо ҳамон дар савияи комёбиҳои пешинааш аст. Фақат ӯ кӯшидааст, ки тасвирҳояш аз ҷузъиёти зиндагӣ, рӯҳияи инсон ва таъбирҳои нишонрасу кинояҳои бамаънӣ бархӯрдор гардад, бештар хусусияти таъмимӣ ва умумӣ дошта бошад. Аз ин ҷиҳат метавон ҳикояи «Зоҳир»-ро зикр кард. Он як тамсилест аз зиндагии бурунгароёнаи ҷомиъа, ки дарунҳои холиро рӯпӯш кардаву хӯсапарастиро ривоҷ дода буд. Таваҷҷӯҳи нависандаро ба ҷамъбастдиҳии ҷузъиёт аз он ҷо низ ба мушоҳида гирифтан мумкин аст, ки вай дар танқиди камбудиҳои зиндагӣ чанд тамсиле таълиф карда, онҳоро «масалҳои нав» номзад кардааст. Ин тамсилҳо гоҳо тавассути тағйири масали маъмул («Зоғ ва кирм»), вале, асосан, аз ҷониби нависанда сохта шудаанд. Мурод аз муносибат ва мубоҳисаҳои ҳайвонот ҳамоно таъкиди моҳияти масъалаҳо ва фаҳмрастару таъсирбахш намудани тасвир мебошад. Дар радифи ин масалҳо, ҳикояҳои «Маош» ва «Хоби даҳшатнок» низ нишонрас баромадаанд.

Ҷанбаи интиқодӣ ва баёни мутоябавӣ ба навиштаҳои минбаъдаи Ҳакималии Назаралӣ низ хос мебошанд. Вай дар ин миён ду қисса – «Ҳавас ва орзу» ва «Дарди дил»-ро манзури хонандагон кард. Ин асарҳо низ, ки дар сабки баёни муаассир (ба маънии мушкилу фоҷиавӣ будани сарнавишти қаҳрамонҳояшон) таълиф шудаанд, ҷо-ҷо аз мутоябаву кинoя бархӯрдар мебошанд. Ба таври куллӣ, дар ҳарду қисса бадиву бадгуҳарӣ мазаммат ва покизакориву одамият тавсир шудааст. Дигар аз мухтасоти ин қиссаҳо аз иртиботи бевоситаи онҳо ба рӯйдодҳои рӯз мебошад.

Қаҳрамони қиссаи «Ҳавас ва орзу» Ороста тимсоли як духтари навраси деҳотист, ки дар орзуи оилаи хуш, шавҳари саховатманду доро, зиндагии серу пур, сару пои фаровону пурҷило, яъне дар вазъи равонии афсонапарвар, ба доми ашхоси воқеъназари айёре мисли Исмоили савдогар ва модари вай Ҳимматой - аммаи мардумфиреб афтодааст. Вай ки ба хондани китоб майли пурзӯре дошту як инсони фарҳангӣ шудан мехост, пайваста эҳсос кардааст, ки шукӯҳу ҷилои ин хонавода аз чашмбандии мардум чизе беш нест, балки худи вай низ оҳиста ба

ин «механизми фиреб» кашида шуда истодааст; зиёда аз он Исмоил ӯро фақат як ҷузъи молу ашё медонаду бас. Воқеан, имрӯзҳо, чунон ки мешунавем ва дар рузномаҷот мутолиа менамоем, ҳамин вазъи фоҷиабор ва боз бисёр нобасомониҳои хонаводагӣ аз бемориҳои ҷиддии ҷомиъа ба шумор меоянд. Бар хилофи бисёр хоҳарони шӯрбахт, қаҳрамони қисса дар заминаи огоҳии маънавӣ тавонистааст, ки аз «қафаси тиллоӣ» раҳо ёбад ва ба зиндагии инсонона қадам ниҳад. Раҳоӣ аз афсона ӯро ба ишқи воқеъӣ низ расонидааст.

Қиссаи «Дарди дил», чунон ки аз қайди нависанда маълум мешавад, ба ёди устод Фазлиддин Муҳаммадиев таълиф шудааст. Зиёда аз он, ҷузъиёти зиёда аз зиндагинома ва сарнавишти ӯ дар қисса ба истифода рафтаанд. Бомаврид аст, қайд намоем, ки пас аз фавти фоҷиавии устод Муҳаммадиев мақолоту хотироти бисёре дар иртиботи ин ҳодиса ба табъ расид. Як китоби хотироти дӯстону шогирдони эшон чоп шуд. Нависанда Кароматуллоҳи Мирзо ҳикояи муассире бо номи «Дили пурармон» навишт. Дар ҳар маврид, дар навиштаҳои нависандагони мазкур баробари эҳтироми беандоза дар назди ин нависандаи мумтоз ва инсони бузург, кӯшиши дарёфтани сабабҳои чунин фоҷиаҳои барои миллат нанговар чизи муҳим мебошад. Аз тасвирҳои Ҳакималии Назаралӣ чунин бармеояд, ки вай дар фоҷиаи қаҳрамонаш Шарифи омӯзгор пеш аз ҳама беадолатиҳои муҳим ва афзудани рӯҳи ғуломиву ҷаҳолат дар ҷомиъаро гунаҳгор донистааст. Чунин ташреҳи нависанда, ки дар сари дастаи авбоши бемасъулият шогирди муаллим – Ҳодибой, набераи раис–бобо меистод, ба кадом самтҳо ва чӣ андоза амиқ рафтани фасодии ахлоқии ҷомиъаи онзамонаи шӯравиро дарк кардан мумкин аст. Оре, воқеаҳои солҳои охир нишон доданд, ки муҳити тоҷикӣ дар даҳ соли охир то чӣ андоза ба самти пастии маънавӣ рафта будаст ва фоҷиаи миллат, асосан аз куҷо сарчашма мегирад.

Ҳакималии Назаралӣ таассурот, андеша ва бардошти худро аз рӯзгори сахту сангин ва пур аз мушкилоти имрӯза дар маҷмӯъаи ҳикоёти ахлоқӣ таҳти унвони «Шӯристон» гирд овардааст. Асари мазкур дар равиши «Хористон»-и Маҷди Хофӣ (асри XIV) таълиф шуда, нависанда кӯшидааст бо риояи тақлиди услуб ба насри кӯтоҳи аз киноёти танги намакин таркиб ёфта ва бо абёти ширин зиннатёфтаи гузашта манзараҳои воқеъӣ, лаҳзаҳои аҷибу

ибратбахше нақлу баён намуда, одамонро ба кӯйи инсофу диёнат покизагиву неккорӣ даъват менамоянд. Барои он ки ин суханони мо умумӣ набошанд, намунае аз ин ҳикоётро ин ҷо зикр менамоем, то хонандаи баҳуш худ имкони қазовати онҳоро дошта бошад:

«Пурсиданд: - Дар ин рӯзҳои қаҳтию қиматӣ ягон чизи арзон ёфт мешавад?

Гуфтанд: - Бале, ёфт мешавад, ба маҳали мо оед, чӣ қадаре ки лозим бошад, маҳмаддонҳоямон бо нархи ройгон сиёсат мефрӯшанд.

Байт

Гапфурӯшро мадеҳ наздики худ ҷой,
Ки дар як дам кунад сад фитна барпой».

Ва инак боз намунаи дигар:

«Гуфтанд: - Чаро ҳурмати устодро ба ҷо наоварданду ҳангоми як мутакаббир ба хона ворид шудан ҳама парида аз ҷой хестанд?

Гуфтанд: - Устод беозор аст, ба ҳама некӣ таманно дорад, вале он шахс муштзӯру пулмаст буда, ба ҳар гуна нобакорӣ қодир аст. Кунун зӯрро эҳтиром накарда бинед!

Байт

Уфтодааст дар ҷаҳон бисёр,
Бетамиз арҷманду оқил хор.
Саъдӣ».

Ва дар ҳамин услуб, яъне ба тарзи саволу ҷавоб, дар ҳикоёти кӯтоҳ бо пайравии шеваи Хофӣ камбудиҳои афроди ҷомиъа, каҷ дору марезҳои зиндагӣ, пасту баландҳои он манзури хонанда мешаванд. Бояд гуфт, ки дар рӯзҳои мо рӯйи коғаз овардани норасоиҳои шахсҳо, бо он фаросате ки баъзе касон дар тафриқаи асари бадеӣ ва зиндагии воқеъӣ надоранд, кори бисёр пурхавф низ мебошад. Вале, чӣ метавон кард, ки адабиёт пешаи инсондӯстона аст ва аз ин мавқеъи худ ба ҳеҷ гуна бадӣ мусолиҳа карда наметавонад. Қимати бисёре аз навиштаҳои Ҳакималии Назаралиро низ риояи ҳамин меъёри тахассусӣ ва инсонӣ муайян

месозад. Аммо ҳамин нуктаро қайд кардан лозим аст, ки нависанда баъзе мавзӯъ ва воситаҳои тасвирро аз маҷмӯае ба маҷмӯаи дигар такрор мекунад. Дар онҳо ҳамон маводи деҳа, мактаб, ҳамон танқиди одии баъзе камбудиҳои рӯзгор ва ҳамон шакли тасвири худифшоии ашхоси мухталиф боз такрор мешавад. Ва боз ҳам ба маърӯзаи илмӣ ва бесуботии олим, ба аҷобати кори эҷодӣ ва беадолатиҳои накду адабиётшиносӣ сухан ба миён меоварад, ки метавонад мавриди баҳс бошад. Балки аз ин хӯрдагириҳои беҷо дида сари ҳунари нигорандагӣ бештар андеша кардан ба манфиати кори эҷодӣ аст…

Таваҷҷӯҳи Ҳакималии Назаралӣ баройи сиҳати ахлоқии ҷомеъа аз он ҷо низ сар зада аст, ки эшон омӯзгори мактаби миёна буда, қариб 30 сол дар ҷодаи таълиму тарбияи насли наврас заҳмат мекашад. Тавассути таълиф, таълим ва кутубхонаи шахсиаш ба мардум маърифат, дарси одобу ахлоқ медиҳад…

Инак, ин эҷодкори омӯзгор ба синни панҷоҳи умраш қадам мениҳад. Панҷоҳ давраи камолоти инсонӣ ва ибтидои зиндагии хирадмандонаи уст. Мо Ҳакималии Назаралиро дар ин марҳалаи муҳими зиндагиаш табрик гуфта, барори кори ояндаашро таманно дорем.

## ҲАҚБИН ВА РОСТАНДЕШ

Нависандаи ростандеш ва покизакори тоҷик Ҷумъа Одина ба маънои томи сухан қурбони замони фармонравоиву дурӯягӣ, ҳукмравоии бехирадон гардид. Он ҳама мушкилоти мардум, дардҳои ҷомиа ва замон, ки дар дилаш гиреҳ баста буданд, он ҳама бӯҳтону дасисабозиҳои мақомоти болоиву ноҷавонмардии кӯрназарони сатҳи поён, ки ба сари румони нахустинаш «Гузашти айём» фурӯ рехт, ба сактаи қалб гирифтораш намуд ва оқибат сабаби марги нобаҳангоми ӯ гардид. Ҷумъа Одина, ки кам, вале бадарду пӯхта менавишту ба ҳаққонияти суханаш эътимод дошт, дар сари ҳар сатри навиштаҳояш пофишорӣ мекард, барои ҳимояи румонаш низ басо хуни ҷигар хӯрд, талош кард, вале аз дасти беадолатиҳои замон ба мурод нарасид: нашри комили румонаш зери табар рафт, ба умеди ба субут расонидани беҷурмии худ ва чопи ҷадиди румон умри хешро барбод дод.

Румони «Гузашти айём», ки соли 1978 дар саҳифаҳои маҷаллаи «Садои Шарқ» ба табъ расид, расман, бо қарори махсуси доираҳои ҳизбӣ ва расмӣ асари зарарнок эълон дошта шуд. Воқеан сабаби ин ҳама таъзиқу таъқибҳои маънавӣ чӣ буда ва он то чӣ андоза ҳақиқат доштааст?

Имрӯз мо метавонем бе ҳеҷ дастур ва сензури дарунӣ ба ин пурсиш посухи солим ва одилона дода бошем. Ин посух ҳамин буда метавонад, ки румони «Гузашти айём» асари ҳақиқатнигорона ва муаллифи он шахси якрӯю бериё ва боистеъдоде буд, ки ҳам барои ҳукмравоёни вакт ва ҳам барои ҳамкасбони камҳунар хушоянд набуд.

Бояд гуфт, ки дар адабиёти тоҷики замони шӯравӣ танқиди камбудиҳои ҷомеа ҳамеша мавҷуд будааст. Аммо ин танқид дар ваҳлаи аввал иборат аз фош кардани боқимондаҳои синфи боло, аксулинқилобчиён, «душманони халқ», баъдтар зиддияти наву кӯҳна дар фикр, ки албатта дар ин росто аксари фикри солими дар гузашта роиҷ низ мазаммат мешуд, баъд баъзе аз камбудиҳои шахсӣ амсоли коргурезӣ, бемасъулиятӣ, ақибмондагӣ дар истеҳсолот ва ғайраву ва ҳоказо мазаммат мешуд. Ниҳоят аз солҳои шаст, пас аз танқиди шахспарастии Сталин, оҳанги танқид дар адабиёт низ дигар ва як андоза гиро шуд: акнун як марҳалаи зиндагии замони шӯравӣ, ба хусус ҳодисоти солҳои 30 ва фаъолияти Сталин мавриди интиқод

қарор мегирифт ва камбудиҳои ҷомеа низ ба ҳамин омил вобаста face дониста мешуд. Воқеан, адабиёт дар ин марҳала як андоза шуҷоати гражданӣ ба даст овард. Ҳарчанд солҳои 70-80 вобаста ба ривоҷи зуҳури замони рукуд ҷанбаи интиқодӣ нисбатан маҳдуд гардид, вале адибоне, ки устухонашон дар солҳои 50-60 шах шуда буд, мисли солҳои 30-40 дигар дастнигар будан намехостанд. Ва танқиди камбудиҳо хеле вусъат ёфт. Нависандагон Фазлиддин Муҳаммадиев, Урун Кӯҳзод, Бурҳон Ғанӣ ва дигарон дар бурӯз овардани норасоиҳои ҷиддии ҷомеа садоқат нишон медоданд, ҳарчанд мавқеи интиқоди онҳо аз ҳам тавовут дошт: аввалӣ, хеле аз доираҳои расмиро сахт танқид мекард, то асоси ҷомиаи шӯравиро бехалал дида бошад: охириҳо ва дигар нависандагону шоирони равияи муқовимат, баробари танқид, ба тавсифи барзиёди ҷомеа майл намекарданд. Аммо аз ин байн назари танқидии Ҷумъа Одина хеле амиқ ва аниқ буд. Наметавон гуфт, ки вай бар алайҳи ҷомиаи шӯравӣ ва ҳизби коммунист умуман қалам бардошта бошад. На. Вай ҳам ба идеалҳои гуманистӣ ва покизакории аъзоёни ҳизб умед дошт. Аммо танқиди вай он қадар ҷанбаҳоеро фаро гирифта буд ва аз мабдае зуҳур мекард, ки дар он камбудизо будани сохти шӯравӣ, ба тафриқаҳои нави иҷтимоӣ ҷудо кардани ҷомеа ва пешрафти зиндагӣ монеа омадани тарзу тариқи роҳбарии ҳизбиро ба миён мегузошт. Ҷумъа Одина мехост ё намехост, аммо аз он чи ӯ пешкаши хонанда карда буд, чунин натиҷае ба андешаи кас мезад, ки ин ҷомиа бо ин ҳама усули бюрократӣ ва беадолативу тафовутҳои иҷтимоӣ боз то кадом замон дар арсаи харитаи ҷаҳонӣ боқӣ мемонда (ва ё чӣ роҳи ислоҳ ва халосӣ дошта) бошад. Ва ин барои болонишинон ҳушдори саривақтӣ, вале ваҳмангез буд...

Дар румони «Гузашти айём» бо сароҳат ва амиқназарие, ки пеш аз ин дида нашуда буд, таввлид ва моҳияти бюрократияи ҳизбӣ ва миллӣ таҷассум ёфтааст. Замони вуқӯъи воқеаҳои он солҳои сивум аст, давраест ки дар таърихи зиндагии мардуми мо дар замони шӯравӣ аз марҳалаҳои сангин, пуризтироб ва мағзхӯр ба шумор меояд. Хислату характер ва дастурҳои ҳаётии иштирокдорони асар низ дар муносибат ба мушкилаҳои зиндагии ин замон, шароити иқтисодиву сиёсие, ки ҳукмрон буд ва аз ҳама муҳимаш, аз меъёри ахлоқӣ, адолат ва инсофи инсонӣ мавриди тасвир аст. Ин ҷо як ҳақиқати зиддунақизе ҳаст, ки дар шароити ҳокимияти шӯравӣ ва мафкураи коммунистӣ имконе буд, ки яке дар мавқеи ҳалолкории

мутлақ ва ҷоннисориву худфаромӯшӣ кору амал кунад, аммо дигаре ҳамаи мушкилоти иҷтимоӣ ва ҳатто нодории дирӯзаи худро дар тахти салтанати ҳизбӣ ва шӯроӣ фаромӯш созад ва ба каси беинсофу бадгуҳаре табдил ёбад. Ба ҳар оин бисёре аз функсионерҳои ҳизбӣ ва шӯроӣ дар ҳамаи давраҳо ба ин дард гирифтор будаанд.

Қаҳрамони румони «Гузашти айём» котиби райком Қосим Бобоевич ва ҳаммаслакону ҳамтабақони ӯ низ парвардаи ҳамин давру замон ва шароиту вазъият мебошанд, ки дар рафти ташаннуҷ додани муборизаи синфӣ касони андак дороӣ доштаро ҳам ба сифати кулак таъбид мекард, бо тӯҳмати нокасону дасисабозҳо ва ё бо гуноҳи андаке напурсидаву таҳқиқ накарда, қисмати инсонҳо ҳал карда мешуд ва дар ин ҷараёни катаклизми сиёсӣ аз одамони одӣ сар карда, то сарварони ҷонфидо ва сарсупурдаи ҳизбӣ ва шӯроӣ фарзандони беҳтарини мардум ба коми марг супурда мешуданд.

Аммо ба ивази эшон киҳо ба сари зину дастгоҳ ва ё курсии мансаб менишастанд ва ин дастнишондаҳо қиёсан ба мансабу мартабае, ки ишғол карданд, то кадом андоза муносиб ва чӣ миқдор арзише доштанд? Нависандаи дақиқбин сиришти инсонӣ, мавқеъ ва баромади иҷтимоӣ, сатҳи саводу маърифати ашхоси мазкурро таҳқиқи бадеӣ карда, ба натиҷае расидааст, ки ҳарчанд аксарияти эшон намояндагони табақаи доро нестанд, аммо гирифтор ба ҳимояи манфаати худ, манфаати хешу табор ва маҳалли хеш мебошанд ва барои расидан ба ин мақсади худ аз ҳама гуна беинсофӣ, бераҳмӣ ва қурбонӣ, ки аз номи ғояҳои сохти нави иҷтимоӣ ҳақ бароварда мешуд, рӯй намегардонданд. Ҷумъа Одина ба бунёди маҳалгароӣ ва хешу таборпарастии муддаиёни хизматгори халқу миллат амиқ назар дӯхтааст, ки то ба имрӯз яке аз дардноктарин фоҷеаҳои миллати мост. Аз байни сатрҳои румон суоле пайваста садо медиҳад, ки ин ҳама тафриқаандозиҳо ва ба сари кор омадани ашхоси бехирад ва бемаърифат аз куҷо сарчашма мегирад? Дар ин бобат нависанда ишораҳои фаровоне ба фаросати хонандаи ҳушманд вогузор кардааст. Имрӯзҳо ба субут расид, ки мақомоти олӣ бо сарварии «падари халқҳо» ҳанӯз солҳои бистуму сиюм шиори «ҷудо намою ҳукм рон»-ро рукни асосии сиёсати давлатдорӣ қарор дода буданд. Ин сиёсат дар маҳалҳо низ ривоҷу равнақ ёфт ва боиси он гардид, ки пасттарин сифатҳои зотии инсон меъёрҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ қарор гирифтанд. Тасодуф нест, ки тақлиди зоҳирии роҳбару роҳбарчаҳои райони Заргар ба Сталин чанд маротиба таъкид

гардида, дар айни замон натиҷаҳои иҷтимоиву сиёсати шахспарастӣ ба тасвир омадааст.

Образе, ки ба ин ҳама беадолатию ноинсофиҳо муқобил истодааст, қаҳрамони марказии румон Мерган Салимов мебошад. Ин образ ба симоҳои коммунистоне, ки дар насри солҳои охир ба майдон омадаанд, ҳамрӯҳ буда, дар айни замон аз онҳо фарқ мекунад. Ҷумъа Одина хостааст, ки қудрату тавоноӣ ва принсипнокию қатъияти коммунистии қаҳрамонашро чи дар рӯзгори урфӣ ва чи дар фикр ва амали ҷамъиятиаш нишон диҳад. Фаъолияти Мерган аз мубориза ҳои шадид ба муқобили душманони сохти нав оғоз меёбад ва бештар дар вазифаи директории МТС зоҳир мешавад. Вай дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ иштирок карда, то ба дараҷаи командири рота мерасад. Марги фоҷиавии фарзандон, тӯҳмату сӯиқасдро маҳз рӯҳи тавонои Мерган таҳаммул карда тавонист.

Нависанда Мерганро дар кори ҷамъиятӣ дар муносибат ба моликиияти халқу давлат, дар муносибат ба одамони фалсафаи зиндагиашон гуногун нишон додааст. Дар натиҷа, симои вай чун марди рӯзгордида, сахтиҳои зиндагиашро чашида, поктинат, далеру ғаюр, қатъӣ, матинирода, ҷасур, чун намунаи коммунисти ҷонсӯзу ҷонфидо, ки марому зиндагӣ, фикру амалаш бо мақсадҳои олии дастурии партия ягонаанд, намоён мешавад. Бинобар ин, образи Мерган сазовори пайравист. Нависанда танҳо ба зикри ҷиҳатҳои иҷтимоӣ маҳдуд нашуда, андешаҳои Мерган, рӯҳияи ӯро бамаврид ва хеле батафсил тасвир мекунад.

Садоқати Мерган ба партия ва ғояҳои коммунистӣ, ки дар фаъолияти иҷтимоии ӯ барҷаста зоҳир шудааст, пайваста бо таҳлили мӯътамади асосҳои маънавияти ӯ на фақат ба тасвири мукаммали образ, балки ба вусъати мундариҷа ва консепсияи румон мусоидат намудааст. Маънавияти Мерган дар заминаи шеъру фарҳанги классикӣ, дар заминаи анъанаҳои волои ахлоқии халқ парвариш ёфта, ба маслаки коммунистӣ гаравидани ӯ як амали огоҳона ба хотири ростиву ҳақиқат, барои бунёди як ҷамъияти воқеан инсонона аст. Эътиқодмандии қавмии ӯ ба сохти нави иҷтимоӣ ва идеалҳои он заррае бо ғаразу манфиатҷӯӣ олуда набуда, аз камоли маърифат аст. Ба ин восила заминаи гуманистии талошу мубориза ҳои қаҳрамон бо қувваи бадеӣ таъкид гардидааст.

Муҳимтар аз ҳама ба ин васила, муносибати ғояву маслак ва маънавияти инсон дар маркази таҳлил қарор гирифта, характер ва

рӯйдодҳои мавриди тасвир тадриҷан ба сатҳи талоши ҷовидонаи мабдаъҳои Хайру Шарр бардошта шудааст.

Комёбии Ҷумъа Одина дар тасвири психологӣ ҷолиби таваҷҷӯҳ аст. Нависанда ба радду бадал, номувофиқати рӯҳия, ба ҷараёни андешаҳо эътибор дода, вале дар ҳар ҳолат боло гирифтани ҳисси солими инсониро махсус таъкид мекунад ва бо ин санъати инсоншиносии насри моро бой мегардонад. Бинобар ин, ҳар амали қаҳрамонҳо аз ҷиҳати психологӣ хеле мӯътамад тасвир шудаанд. Ҳар иқдоми Мерган мантиқӣ буда, асоси ҷиддӣ дорад. Садоқати ӯ ба одамон ва ба кори партия на дар забон, балки дар дилу ҷони ӯ ҷой гирифта, дар рафтору кирдори вай зоҳир мешавад. Ба ин маънӣ, тасвири бадеӣ дар образи Мерган мукаммал анҷом гирифтааст.

Аз назари ҷунбишҳои рӯҳӣ, характери мураккаб образи Бузургхон низ ҷолиби диққат мебошад, ки натиҷаи сарпечиҳо дар зиндагии ҷомеа мебошад.

Қисми муҳими румони «Гузашти айём» воқеаҳои солҳои Ҷанги Бузурги Ватанро дар бар гирифтааст. Нависанда муборизаи дастаҷамъонаи халқи советиро ба муқобили фашизм нишон дода, зуҳури сифатҳои нави қаҳрамонҳояшро дар шароити нав санҷидааст. Баробари Мергану Бузургхон, симои Барчук, Коваленко, Кварсев ва дигарон зиндаву табиӣ намоён мешавад. Ҷумъа Одинаев дар тасвири ҷузъиёти ҷанг, ба андешаҳои образҳо бештар диққат дода, ба ин восита рӯҳи замонаро дуруст ифода кардааст. Таҷрибаи ӯро аз ин ҷиҳат муфассал омӯхтан аз фоида холӣ нест.

Аҳамияти румони «Гузашти айём» танҳо бо ибратбахшии қисмати образҳо ва қимати ғоявию бадеии онҳо маҳдуд намешавад. Зиёда аз ин, нависанда ба воқеаҳои тасвиршуда ва образҳои манфӣ аз назари танқидӣ, аз меъёри умумиинсонӣ назар андохтааст.

Ҷумъа Одина ҳамин вазъиятро ба таҳқиқ гирифтааст, ки агар роҳбар аз ҷиҳати инсонӣ камбудӣ дошта бошад, пас ин ба мансаби ӯ ва ваҷҳи хоҷагие, ки вай сарварӣ мекунад, бетаъсир нахоҳад монд. Қосим Бобоевич ҳарчанд персонажи дуюмдараҷа мебошад, аз он ҷиҳат ҷолиби диққат аст, ки ба воситаи номувофиқатии шахсию касбии ӯ нависанда моҳияти як масъалаи муҳими ҳаётиро кушода медиҳад. Муҳимаш он аст, ки норасоиҳо чун натиҷаи таъсири манфии як гурӯҳ одамони хушомадгӯю тамаллуққор, бюрократу худпараст (Рофиев, Хасанхонов, Кашшаков) низ шарҳ меёбад. Танқиди принсипиалии чунин ҷиҳатҳои носолим, ки асалан онҳоро ба ҷамъият

усули роҳбарии фармонфармоӣ овард, аз хусусияти муҳими румон мебошад. Ба ин маънӣ аз як деҳқони одӣ то ба каси танбалу муфтхӯр табдил ёфтани Бобо Лучак маънии амиқе касб мекунад.

Дар румон ба тасвири зиндагӣ ва фикру зикри занон низ диққати зиёд дода шудааст. Ин бесабаб нест. Чунки замоне мавриди тасвир аст, ин тасаввуроти маҳдуд ва манфиро дар бораи занон барҳам медод ва дар айни замон, фикрҳои нодуруст дар ин бобат ҳанӯз ба куллӣ барҳам нахӯрда буданд. Образҳои Адолат, Ҳалима ва Ҳусния бо самимияти хосае тасвир ёфтаанд.

Румони «Гузашти айём» аз ҷасорати эҷодӣ ва пӯхтагии идеявии нависанда ба хубӣ далолат медиҳад. Аз он на танҳо манзараи ҳаёту муборизаи мураккабу муқаддаси фарзандони халқи тоҷик, ҷонсӯзиву ҷоннисории онҳо пеши назар меояд, балки румони мазкур мазмуни таҳтонӣ дорад, ки хонандаро барои аз гузашти рӯзгор баҳра бардоштан ва аз зиндагӣ панд гирифтан ҳидоят мекунад, аз ҳама муҳимаш, ҳаракати ӯро ба сӯи оянда қатъию боварашро бештар мегардонад. Нависанда дар мисоли кору бори мардуми райони Заргару деҳаҳои Кошонаву Чорбоғ тавонистааст меҳнату муборизa, фикру ҳисси одамони покниҳоду покдилро барои беҳбудии зиндагӣ, ҳисси ватандӯстӣ ва муборизаи халқро ба муқобили фашизм, мураккабиҳои низоъҳои маънавию ахлоқиро дар ин шароит таъкид кунад. Пеши назари мо одамони савияи фикри сиёсиву иҷтимоӣ ва ахлоқиашон гуногун намоён мешаванд, қисмати зану мардони гуногунмиллат, муносибатҳои шахсиву иҷтимоии онҳо, манзараи вусъатнокеро аз ҳаёти солҳои 30-40 ташкил намуданд. Дар натиҷа, румони «Гузашти айём» як марҳалаи муҳими ҳаёти халқи тоҷикро аз паҳлӯҳои наваш, аз назари идеявию ахлоқӣ фаро гирифтааст. Бинобар ин румони мазкур дорои бисёр сифатҳои мумтози ғоявию эстетикӣ буда, дар амиқрафти самти ҷустуҷӯҳои насри муосири тоҷик ва тавсиаи доираи мавзӯоти он саҳми муҳим гирифтааст.

Дар румони «Гузашти айём» масъалаҳои ҳаётӣ, муаммоҳои зиндагӣ чунон гузошта шудаанд, ки касро ба андешаҳои ҷиддӣ дар бораи мақоми шахсу ҷамъият водор месозад. «Гузашти айём» румони андешаҳо, ақидаву принсипҳост. Комёбии Ҷумъа Одина дар тасвири таҳлили психологии характерҳо, дар муҳокимаи ҷасуронаи масъалаҳои дардноки ҷамъият, дар вусъати фикру андеша аз муҳимтарин дастовардҳои насри тоҷик маҳсуб мешавад.

Дар марги нобаҳангоми Ҷумъа Одина на фақат беадолатиҳои замона, тангназарии роҳбарони он вақт ва дасисабозиҳои баъзе ҳамқаламонаш, балки ҳамаи мо - ҳамзамонаш то андозае гунаҳгор ҳастем. Маҳбубияти румони «Гузашти айём» нишонаи садоқати нависанда ба истеъдод ва маслаки худ, шаҳодати ҷасорати граждании ӯст, ки алайҳи дурӯягиҳои замон овози эътироз баланд карда буд.

Ба Ҷоизаи давлатии ба номи Рӯдакӣ пешниҳод шудани румони Ҷумъа Одинаев худ далели қадршиносии мо, нишонаи он ҳақиқат аст, ки мо, дер бошад ҳам, ба истеъдод ва ҷасорати нависанда тан додаем ва эътироф кардаем, ки ба туфайли румони ӯ ба асли ҳақиқат наздиктар расидаем. Ҳоло ин ҷараёни «шустани гуноҳҳо» дар тамоми иттифоқ оғоз шудааст. Эътирофи хато, барҳақ, нишонаи худшиносии ҷомеа мебошад.

Ба мукофоти Рӯдакӣ сазовор шудани Ҷумъа Одинаев рамзи он хоҳад буд, ки мо дар назди рӯҳи поки нависанда, қарзи худро то андозае иҷро кардаем.

## Охирсухан

Пеш аз он ки суханро аз румони машҳури нависандаи соҳибистеъдод ва дар зиндагӣ номурод Ҷумъа Одина «Гузашти айём» анҷом дода бошам, лозим шумурдам, ки чанд хотиротро, ки аз муносибати банда ва румони мазкур вобаста аст ва дар матбуоти даврӣ тавзеҳи норӯшане аз онҳо шуда буд, шарҳ диҳам.

Аслан бояд гӯям, ки эҷодиёти Ҷумъа Одина аз аввал диққати бандаро ба худ кашида буд ва дар мавридҳои гуногун аз осори вай, бахусус қиссаҳои навоваронаи ӯ «Авроқи рангин», «Иншо дар мавзӯи озод» ва ҳикоёташ ҳамеша ёдовар мешудам. Дар баҳсе, ки соли 1975 дар атрофи масъалаҳои насри мусири тоҷик баргузор гардида буд, аз ин хусус то ҷое муфассалтар сухан рафтааст. Муҳимтарин хусусияти повесту ҳикоёти дар ин солҳо эҷод кардаи Ҷумъа Одина дар эътиқод ва садоқати ӯ ба ҳақиқати зиндагӣ зоҳир мешавад. Хоҳ дар мавзӯи зиндагӣ ва фикру омоли насли наврас, хоҳ дар бораи рӯзгори калонсолон менавишт, диққати ӯ мутаваҷҷеҳи хислат, ташаккули характер ва зоҳир шудани дастурҳои инсонии онҳо буд. Барои Ҷумъа Одина ҷомеа, сиёсат аз ҳайси инсондӯстӣ ва масъулияти гражданӣ, на ҳизбӣ, бештар аҳамият пайдо мекард. Ва дар ҳамин савияву дастурҳои инсонӣ, ахлоқӣ ва гражданӣ румони «Гузашти айём» ба майдон омад,

ки боиси гуфту гузори зиёд ва зиддунақизе дар доираҳои расмӣ ва адабӣ гардид. Бахусус дар ин румон ҳақназарӣ ва фошгӯии нависанда бо осиёби ҳарифону ҳамкасбони камҳунари ӯ об рехт. Ва сар шуд тазйиқу хафақонкунии дастгоҳҳои ҳизбию расмӣ, тӯҳмату бӯҳтон ва сиёҳноманависони рӯсиёҳ...

Соли 1978 шайтанати ин дастгоҳ ба авҷи болои худ расида буд. Банда дар ин солҳо ба сифати устоди Донишкадаи омӯзгории шаҳри Хӯҷанд (он вақт Институти омӯзгории Ленинобод ба номи С. М. Киров) кор мекардам ва мувофиқи барнома ба Душанбе барои коромӯзии тахассусӣ омада будам. Моҳҳои март, апрел ва майи ин сол дар кишвар ба гузаронидани 100-солагии устод Садриддин Айнӣ тайёрии пурвусъате мерафт. Ва ин чорабинӣ дар он сол хеле бошукӯҳ ташкил ва гузаронида шуд. Аммо дар муқобили ин ҷашни воқеан пуртантана ва боифтихори мардуми тоҷик дар долонҳову кабинетҳои дастандаркорони ҳизбӣ ва адабӣ маъракаи фош ва бартараф сохтани як нависандаи саркаш ва зиддишӯравӣ зина ба зина авҷ мегирифт. Гумон мекунам, ки ин ихтилофи муносибат нишонгари аълои номувофиқатии гуфтор ва кору амал дар ҷомеаи худкомаи шӯравӣ мебошад. Ва боз баёнгари он аст, ки ҷомеаи бар мафкураи муайяни синфӣ бунёдёфта то чӣ андоза ба фасоди маънавии мардумаш (сиёҳноманависон) сабаб мешавад ва бо зоҳир кардани чунин зиддиятҳо бар сиёсати авомфиребонаи худ дар бораи ҳомии озодӣ ва ҳақиқат будани хеш рахна мезанад...

Қисса кӯтоҳ, дар аввали соли 1978 як нависандаи ростбину ҳақгӯ дар вазъи баде сарашро ба кадом дар задан ва аз домани кӣ доштанашро намедонист. Чи мегӯед, ки ҳизбиён ва хидматгорони он - ғуломони ҳалқабаргӯшаш дасти дароз доштанд ва осмон баланду замин сахт омада буд барои Ҷумъа Одина. Аслан асари мазкури Ҷумъа Одина дар аввали ба табъ расиданаш (дар маҷаллаи «Садои Шарқ) аз ҷониби аҳли нақд баҳои мусбат гирифт (агар хотира маро фиреб надиҳад, гузоришгари вазъи наср дар маҷлиси навбатии садорати Иттифоқи нависандагон устоди зиндаёд, академик Раҷаб Амонов буд), дар бораи он тақризи мусбати Ш. Ҷумъаев, С. Табаров ва Х. Асоев ба табъ расид ва дар ин навиштаҳо аҳли нақд ҳеҷ сухане аз камбудиҳои мафкуравии он ба забон наоварданд. Аммо аҳли ҳасад ва кинаву адоват аллакай оташи дасисаву бӯҳтонро гӯгирд задаву акнун ба он ҳар лаҳза равған мерехтанд, то асар ва муаллифашро ба коми нобудӣ тела дода бошанд. Хусусан, мухолифинро ҳамин нукта

ба шӯр оварда буд, ки Ҷумъа Одина доираҳои расмиро ба нафаҳмидани асари адабӣ муттаҳам карда, қаҳрамони румонашро ба Павел Корчагин ҳамрадиф ба шумор овардааст. Мешунидам, ки муаллифи дар ин гирдоби оташин ғарқ монда ба ину он дасти ёрӣ (навиштани тақриз ё мақолае) дароз мекард, аммо ҳама худро «аз бало ҳазар гӯён» ба канор мекашиданд. Банда, ки дар он солҳо ҳанӯз як накднависи ҷавон будам, ба ин ҳама ҳодисаҳо бесухан гӯш медодам, мушоҳида мекардам ва аз камҷасоратии баъзе ҳампешаҳоям ва аз вазъи носолими муҳити адабӣ хеле ҳам ба риққат меомадам. Ниҳоят ба хулосае расидам, ки дар ҳамин маврид бояд кореро анҷом дод. Ва ба мақсади навиштани тақриз ба румон афтодам. Ин фикрамро ба худи муаллиф изҳор дошта ваъда додам, ки ҳамин ки ба Хуҷанд расидам, дар садади ин кор мешавам. Устод хурсанд шуд ва рӯзе ҳатто нусхаи дар гранка будаи румонро тавассути касе (ҳоло дар ёдам намонадааст) ба ман расонд, то ки ман фикрамро дар асоси он нависам, вале баъдтар боз огоҳ намуд, ки китоб бахши дувуми румонро ҳам фаро гирифтааст, ки ҳанӯз дар матбуот чоп нашудааст ва асли моҷаро сари бахши аввали он мебошад. Хуб мешавад, агар ман тақризро дар асоси нашри маҷаллаӣ нависам. Ва ҳамин тавр ҳам шуд. Тақризи банда дар рӯзномаи «Ҳақиқати Ленинобод» бо мусоидати мудири бахши адабии он шоира Озод Аминзода ба табъ расид.

Ҳаминро низ бояд таъкид намоям, ки банда дар ин тақриз ба он масъала диққат додам, ки Ҷумъа Одина дар мисоли нишон додани камбудиҳо ва тасвири симои мусбати Мерган мехоҳад дарси ибрат диҳад. Ва дар ҳамин маврид образи Мерганро маънан ҳамсони Павел Корчагин ба шумор овардам. Аслан барои ман ин кор зарурате надошт, зеро бо зикри мисолҳо ва таҳлилу баррасӣ асарро дастгирӣ кардан кифоя буд. Вале чун банда медонистам, ки ин монандкунӣ аз муаллиф сар зада, чун нишонаи худтавсифии ӯ тавзеҳ ва танқид шуда буд, банда барқасд ин қазияро дар тақриз такрор кардам, ки гӯё гуфтаҳои муаллифро нашунидаам. Мақсади банда дар ин маврид на бо ин роҳ ба қаҳрамони асосии румон илова кардани тавсифи нав буд. Ин ҷо мақсад амиқтар ва ғарази ман, агар одӣ карда гӯем, бо муаллиф тақсим кардани тақсир (агар ин монандкунӣ гуноҳ бошад) буд. Банда хостам худро ба нодонӣ зада, ба фикри муаллиф монанд чизе гуфта бошам, то аҳли ғараз як андоза даст аз домони ӯ суст кунанд ва ин қазияро ба сифати як фикри умумии ба андешаи ҳар каси аз адбиёт

огоҳ мезада маҳсуб намоянд. Ин маънои зарбаро ба худ гирифтан, аниқтараш бо муаллиф ба ҳам дидан буд. Асли воқеа чунин аст. Аммо дар мақолоте, ки ба сарнавишти Ҷумъа Одина бахшида шудааст, ҳампешаҳои банда ин қазияро баръакс маънидод кардаанд, ки асли қазияи мазкур аз аҳли накд берун омада бошад. Банда қаноатманд аз онам, ки дар вақташ кори ночизе барои дастгирии нависанда анҷом додан хостам ва касони огоҳ мегӯянд, ки нависанда низ дар анҷоми нашри аввали румон, ки ба коми оташ ё зери теғ рафтааст, дар қатори дигарон аз банда низ барои чунин як амали камарзиш изҳори ташаккур кардааст. Худо биёмурзадаш. Аммо аз чӣ бошад, ки дар баъзе мақолоте, ки солҳои охир дар бораи сарнавишти талхи Ҷумъа Одина ва румони вай ба чоп мерасад, муаллифонаш ҳамаи аҳли накдро нисбат ба қазияи мазкур яксара ба бетарафию беҷуръатӣ муттаҳам мекунанд, ки аз рӯи ҳақиқат ва инсофу адолат намебошад. Воқеан, саволе ба миён меояд, ки худи онҳо дар он рӯзгор, ки фақат ҷонибдории одӣ буданд ва ё як ҷумлае дар матбуот ба манфиати асари ӯ навиштан барои Ҷумъа Одина мисли обу ҳаво зарур буд, дар куҷо буданд ва ё чаро хомӯширо ихтиёр карданд? Ин саволро банда натанҳо барои рӯшан кардани ҳақиқати воқеаҳои гузашта ба миён мегузорам, балки ба аҳли қалам ва нақидони ҷавон, ки ба арсаи эҷод қадам монда истодаанд, нигаронида мегӯям, то ки аввалан дар қазоватҳои худ одил, воқеъбин ва ҳирфакор бошанд; сониян, дар мавриде, ки нисбат ба беадолатиҳои адабӣ сухани ҳақ гуфтан лозим бошад, истиҳола ва андешаи оқибати корро накарда, боҷуръатона онро изҳор намоянд. Бахусус, ки дар замони мо дар мавриди тамиз додани адабиёти сара аз сақат мушкилоти бисёре дар миён ҳаст, вале дар ҷомиаи кунунии мо барои гуфтани ҳақиқати чизҳо шароите мусоид фароҳам омадааст… Дигар ҳамаро дар паноҳи Худо месупорам ва таманнои онро дорам, ки макони охирати нависандаи ҳақиқатбаён Ҷумъа Одина пурнур бошад.

1987; таҳрири 2007.



## НАМУНАИ НАСРИ МУҚОВИМАТ

Кӯҳзод (тахаллус; ном ва номи хонаводагиаш Ҷумъаев Ӯрунбой; тав. 1937) нависанда ва тарҷумони адабиёти навини тоҷикӣ. Корманди хизматнишондодаи фарҳанги Тоҷикистон (1987), дорандаи Ҷойизаи давлатии Ҷумҳурии Тоҷикистон ба номи Рӯдакӣ (1996). 15 марти соли 1937 дар деҳаи Ғазаи ноҳияи Панҷакент, воқеъ дар остони Ленинобод (ҳоло вилояти Суғд)-и Ҷумҳурии Тоҷикистон таваллуд шудааст. Баъди хатми мактаби миёна таҳсилро дар омӯзишгоҳи омӯзгории шаҳри Панҷакент идома дода, онро соли 1955 ва сипас Донишкадаи (ҳоло Донишгоҳи) давлатии омӯзгории шаҳри Душанберо соли 1959 хатм менамояд. Ба сифати муаллими мактаби мутавассита (1959-1960), дастёри Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти Фарҳангистони улуми Ҷумҳурии Тоҷикистон (1960-1961), ходими адабии маҷаллаи «Хорпуштак» (1964-1968), аввал корманд ва баъд ҷонишини сармуҳаррири рӯзномаи «Маориф ва маданият» (1968-1979), муҳаррири илмии Доратулмаорифи шӯравии тоҷик (1979-1980), мудири бахши очерк ва публитистикаи маҷаллаи «Садои Шарқ» (1980-1987), мудири бахши адабиёти муосири нашриёти «Адиб» (1987-1993), сармуҳаррири маҷаллаи «Садои Шарқ» (1994-1996) ва мушовири наср дар Иттифоқи нависандагон (то соли 2001) ифойи вазифа кардааст. Аз соли 2007 ба кори эҷодӣ машғул аст.

Аз соли 1975 узви Иттиҳодияи нависандагони шӯравӣ (Тоҷикистон) мебошад.

Ибтидои кори эҷодиаш ба соли 1963 рост меояд. Дар оғоз ҳикоя (достони хурд), бахусус ҳикояҳои (достонҳои) ҳаҷвӣ таълиф намудааст. Достонҳои Кӯҳзод асосан дар ду маҷмӯа – «Сареву савдое» (1971), «Як сару сад хайёл» (1983) ва омехта бо қиссаву румонҳои ӯ дар солҳои 1989, 1994 ба табъ расидаанд. Онҳоро аз ҳайси мавод, дарунмоя ва сабк ба ду навъ - достонҳои интиқодии публитсистӣ (гоҳномаӣ) ва достонҳои ахлоқии равоншинохтӣ тақсимбандӣ кардан мумкин аст. Ҳадафи асосии нависанда дар ҳар ду навъи ҳикоёт (достонҳо) ҳамоно тарғиби ормони ҳаётдӯстона ва нияти беҳбуд бахшидан ба зиндагии инсонҳо будааст.

Достонҳои ҳаҷвии Кӯҳзод аз хусуси интиқоду мазаммати хулқу хӯйи афроди ҷомиъа, ашхоси сустиродаю хомтамаъ («Абрҳои осмони соф», «Маърака», «Пули ларзон», «Хеши дур», «Дар ҷустуҷӯи бахти ман», «Хомтамаъ», «Зиёфат», «Одат мекунанд», «Аҳли рикоб», «Ҳикоёт аз таърихи адабиёт», «Очаи бачаҳо», «Тахти равон ва тахтбардорон») иншо

шудаанд. Ҳаҷви Кӯҳзод ҳаҷви иҷтимоӣ буда, драматизми ҳамроҳ бо мутоябаи сермаъно ва ришханди нишонрас аз мухтасоти муҳимми он ба шумор меояд.

Дар достонҳои ахлоқии Кӯҳзод ҷанбаи таҳлилу таҷзия пурқувват буда, бунёди онҳо бештар бар андеша ва рӯҳиянигорӣ аст. Вай қаҳрамонони роҳи озодӣ, нахустустодон, бурдборӣ ва истодагарии занон дар аҳд, муҳаббати фарзанд ба модар (достонҳои «Саттори роҳбалад», «Достони муаллим», «Никоҳ бо корд», «Модар ва Азроил») ва ба ҳамин монанд масъалаҳои маънавиро боварибахшу боэътимод ба тасвир мегирад. Ба хусус, дар солҳои охир, ба ҷанги шаҳрвандӣ ва бемаънӣ, ки сохтаи дасти афроди худхоҳ ва душманони берунаи миллати тоҷик буд, дар достони «Гудоз» (1993) ва як силсила мақолаҳояш бомаврид баррасӣ ва интиқод намудааст.

Кӯҳзод дар таълифи қиссаҳо (повест), достони миёна низ дастовардҳои чашмгире дорад. Вай баъди ҳашт соли кори эҷодӣ ба таълифи асарҳои калонҳаҷм даст зад. Маълум аст, ки дар достоннависӣ таҷриба андӯхта, зиндагиро низ ҷиддӣ мавриди омӯзиш қарор дода буд, ки аз аввалин қиссааш «Роҳи ағба» (1971) назари воқеъбину бомулоҳизае дар тасвирҳо эҳсос мешуд. Минбаъд қиссаҳои ӯ «Писанддара» (1974), «Кини Хумор» (1976), «Як рӯзи дароз, рӯзи бисёр дароз» (1977), «Тақвими раҳгум» (1986) ва румони «Ҳам кӯҳи баланд, ҳам шаҳри азим» (1983, дар таҳрири тоза бо унвони «Бандии озод», 1994) ба майдон омаданд, ки аз марҳилаи муҳиму ҷустуҷӯҳои пурсамари ӯ шаҳодат медиҳанд.

Кӯҳзод дар қиссаи «Роҳи ағба» бори нахуст масъалаи низоъи хулқу хӯи мухталифи инсонҳо, бархурди неку бадро тавассути андешаҳои як шахси одӣ - чӯпони кӯҳансол Шариф мавриди тасвир қарор медиҳад. Шариф, ки ҳам бозӯи зӯрманд ва ҳам дилу нияти пок дорад, бадгуҳариҳои раиси ҷамоъа Қосимро ба доираи андеша кашида, чунин натиҷа гирифтааст, ки одамони нокасро дар дами вопасинашон ҳам бахшидан нашояд. Ин хулоса хеле муҳим ва бар хилофи қазияе аст, ки инсонро барои ба бадӣ созиш кардан ва ҳатто ба бадӣ некӣ кардан ташвиқ мекунад. Шояд ин қазия заминаи равонӣ дошта бошад, аммо бахшидани ҳамешагии бадӣ сабаби афзудани бадгуҳарӣ мегардад ва ҷомиъаро ба бенизомӣ мекашад. Дар ин маврид, на танҳо мубориза бар алайҳи ноодамӣ, балки танҳо қабул надоштани он, эътироз кардан аз он низ аз аҳамият холӣ нест.

Дар қиссаи «Писанддара» Кӯҳзод бар сари ҷиҳатҳои манфии воқеияти деҳот сахту тунд тохтааст. Вай фориғболӣ, маҳдудназарӣ,

камҳимматӣ, бетафовутӣ ва ба таври куллӣ «зиндагии бемаънавият»-ро сахт маҳкум менамояд. Наметавон гуфт, ки дар деҳа чизи ҷолибе ва ё афроди солимназаре набошад. На, дар ин ҷо низ Ризо ва Маҳкам барин ашхоси асил ҳастанд, бо каме ифроткорӣ инсонҳои меҳмоннавозе мебошанд, мардуми сода ва асосан покниятанд. Аммо дар қиссаи мазкур қувват гирифтани ҷанбаи интиқодӣ мақсади маҳз набуда, балки тавассути он нишон додани камбудиҳост. Нависанда хостааст ба сиҳати ахлоқиву тарбияи маънавии деҳот ва афроди он саҳм гирифта бошад.

Дар қиссаи «Писанддара» Кӯҳзод мисли ҳикояҳояш (достонҳояш), як ҳодисаи равонӣ - одамгаройиро мавриди баррасиҳои ҷиддии бадеӣ қарор додаст. Вай ҳатто ҳикояе дорад таҳти унвони «Одат мекунанд». Кӯҳзод аслан муқобили одатҳои беҳуда ва одатҳое мебошад, ки ба хотири суннатӣ буданашон бе ҳеҷ муҳокима қабулашон медорем ва гоҳо сади роҳи ҳамагуна баҳо ва арзишдиҳии солим ба масоили зиндагӣ ва амали инсонҳо мегарданд. Бадбахтӣ он ҷост, ки ин одатҳои бад ва маҳдуд ба сифати меъёри асосии амали ашхос ва рӯзгордории эшон шарҳу тафсир мешавад. Аз ҳама бадбахтии бузург он аст, ки мардуми деҳ аз рӯи ин тасаввури худ хеле зуд ба хислату хӯйи бад, ба «коҳилии маънавӣ» хӯ мегирад ва дигар барои муҳокима ва фикру моҳиятҷӯ ҷойе боқӣ намемонад, зиндагӣ моҳият, ҷону рӯҳ ва таҳрикро аз даст дода, берангу наво мегардад. Як сабаби дар чунин вазъ пой дар гил мондан бехабарӣ аз авзои олам, ноогоҳӣ аз тамаддун ва фарҳанги замонавӣ ба шумор меояд, ки масъалаи асосии қиссаи дигари Кӯҳзод - «Кини Хумор» (таҳрири аввалаш «Андешаҳо дар танҳоӣ» унвон дошт) низ мебошад.

Дар қиссаи «Кини Хумор» низ сухан аз одатҳое меравад, ки хонум Хуморро дар чорчӯбаи худ гирифта, пеши роҳи амали мустақилонаи вайро боз доштаанд: ӯро падараш Раҷаб, шахси дар собиқа озодандеш, бе ризоияти худаш ба шавҳар додааст (ҳамин тавр мешавад, ки писарро низ бо ин усул зан медиҳанд), вай дар хонаи шавҳар доштани либосҳои рангубаранги ҳарирро ягона воситаи шодмонии худ медонад. Вале бар асари иртибот бо ашхоси фаъолу асосии қисса духтархонум Вера ва қаҳрамони аслӣ Исфандиёр аз давраи беғамиву бемақсадӣ ба эътироз ва аз он ба исён мегузарад ва ин исён бар алайҳи побастагӣ бар одатҳо, барои ҳимояи иззати нафси инсонӣ ва озодии шахсии худ мебошад. Воқеан, исёни Хумор натиҷаи он амалест, ки қаҳрамони аслӣ Исфандиёр бар алайҳи он саддҳое, ки барои «аз қаду бар» «ҳамаҷиҳата» рушду камол ёфтани инсон мамониат мерасонанд ва ҷомиъаро ба хотирҷамъӣ барин як одати решасӯз гирифтор мекунанд, оғоз кардааст. Аксари афроди ҷомиъа

«… ба якрангӣ одат кардаанд. Бо ҳамон чизе одат кардаанд, ки дили сабилмондаи Исфандиёр одат кардан намехоҳад». Ва ӯ ба муқобили Таблонову Таблоновҳо, ки солҳои зиёде ба сифати муаллими мактаб ифои вазифа карда, дар навишти ҷумлае ба чанд хатоӣ роҳ медиҳанд, вале эшон дар қасос беамону пурхавфанд, ба ҷойи сала каллаҳоро оварданашон равшан аст, то ки сари худашон бедард бошад; бар алайҳи чашмбандиҳо дар таълиму тадрис (барои рабудани сабқат ин устодон ба шогирдони худ ба ҷойи ду баҳои се мегузоранд) ва расмиятгароӣ дар кори маориф бар зидди инсонҳое, ки моҳияти зиндагиашонро қазияи «дунёи дурӯза, роҳаташ ғанимат» ташкил додаст (Зокир), яъне ба таври куллӣ ба муқобили масъулиятношиносӣ, ҳаромхӯриву фиребкорӣ дар ҷомеъа дар талошу набард аст.

Чунон ки маълум мешавад, чашмандози Кӯҳзод нисбати фарогирии масоили зиндагӣ вусъат гирифта, дарки моҳияти рӯйдодҳои он жарфо пайдо кардааст. Бинобар ин мақсади интиқодии нависанда низ маъниҳои тоза касб карда, аз мазаммати одӣ ба сӯйи ислоҳи баъзе аз паҳлуҳои низоми ҷомиъа майл кардааст. Устод Муҳаммадҷони Шакурӣ доир ба ин мухтасоти эҷодиёти Кӯҳзод чунин натиҷагирии ҷолиб кардаанд. Эшон менависанд: «… дар насри бадеии Кӯҳзод ҷиҳати маърифатомӯзӣ хеле қувват гирифта, то андозае хусусияти маорифпарварӣ (рӯшангарӣ) пайдо кардааст… ки дар эҷодиёти нависандагони ибтидои асри XX дида мешавад… Инро ба ҳеҷ ваҷҳ анохронисм (ҳукми мансух) ё ҳодисаи тасодуфӣ донистан лозим нест. Ин аз зарурияти иҷтимоӣ, аз вазоифи тарбиявии адабиёт, аз он шаклҳои хоси зуҳуроти вазифаи тарбиявии адабиёт, ки аз шароити ҳаёти халқи тоҷик пайдор шудаанд, сар задааст» (М.Шукуров. Мактаби одамият. - Душ.: Адиб, 1991, с. 32).

Ин қазия дар қиссаи дигари Кӯҳзод, ки «Як рӯзи дароз, рӯзи бисёр дароз» унвон дорад, ба хусус тавассути чеҳраи устод Айнӣ, ки мақсади офариданашро нависанда пеши худ гузоштааст, боз ҳам таҳким ёфт. Дар ин маврид як ҳодисаи муқобили ҳодисаи пешина рух додаст: зиндагии фарде маърифатомӯз ва рӯшангар чун устод Айнӣ бо ҳаводис ва мушкилоти маънавии солҳои 80-уми садаи бисти мардуми тоҷик, ба қазияе мисли иртиботи шахси рӯшанфикри эҷодкор ва ҷомиъаи худкомаву бозмонда ҳамоҳангӣ пайдо кардааст. Сухани духӯра ва сабки кинояомез, ки хоси таълифоти Кӯҳзод ба шумор меояд, ин иртиботро бештар месозад. Бесабаб нест, ки доираҳои расмӣ хеле бо мушкилӣ ва сонсуркуниҳо ба нашри қиссаи мазкур иҷозаи нашр дода буданд.

Зиёда аз ин, кӯшиши аз диди равоншинохтӣ тасвир намудани симои устод Айнӣ худ дар насри тоҷикии замони шӯравӣ як ҳодисаи тоза ба шумор меомад. Тамоми маводи қисса аз гуфтугӯ ва андешаҳои Айнӣ бо худ дар як рӯзи фалокатбор ба ҳам омадааст. Ин ҳамон рӯзе аз зиндагии ӯ - 8 феврали соли 1917 мелодӣ, арафаи аз ҷониби амир бо задани 75 чӯб ҷазо гирифтани вай мебошад. Айнӣ он рӯз аз дасти таъқиби иртиҷоъиён маҷбур шуда буд, ки мунтазири пешомади махуфе дар ҳуҷраи мадрасагии худ бознишинӣ кунад. Маҳз ҳамин вазъияти нохуш ва номуайяни сарнавишт Айниро ба андешаҳои пуршиддате во доштаанд. Ва ӯ аз манзараҳои мудҳиши зиндагии иҷтимоӣ дар аморати Бухоро, аз тазодҳои сиёсиву маънавӣ, ҷустуҷӯҳои рӯшагарон ва иртиҷоъи кӯҳнагароён, аз беадолатӣ, зулму таассуб, аз рӯзгору талошҳои хеш ёдовар шудааст. Ин андешаҳо рангу навои мухталиф доранд: ҳам яъс, ҳам ғазаб, ҳам ноумедӣ, ҳам ифтихору ғурур, ҳам муҳокимаи солим ва худмашғулиро дар бар гирифтаанд. Дар байни ин сарпечидагиҳои андешаву эҳсос рӯҳи қавии Айнӣ ба сифати як инсони рӯшангаро, хирадманд, ватандӯсту дурандеш, вазъиятшиносу хушбин ҳувайдост ва касро ба натиҷае меоварад, ки ин рӯзи пурташвиш дар зиндагии ӯ ба гардиши ҷиддие сабаб хоҳад гашт.

Тавассути қиссаи «Як рӯзи дароз, рӯзи бисёр дароз» имконот ва ҳаҷми монологи ботинӣ (такгӯийи дарунӣ) ва ҳам мақоми равоншинохтии бадеӣ дар насри тоҷикӣ аз буда бештар вусъат пайдо кард. Ба ин васила мавқеи жанри қиссаи (повести) монологӣ (такгӯй) ва насри андеша, ки бар таҳкияи равияи аввалшахс ва севумшахс ё шакли омехтаи ин ду навъи таҳкия бунёд ёфтаасту дар насри тоҷикии солҳои 70-80 нуфузи зиёде пайдо карда буд, боз ҳам таҳким ёфт. Тамоюли мазкур асосан аз қиссаҳои Ҷалол Икромӣ «Ман гунаҳкорам» (1957) ва Пӯлод Толис «Тобистон» (1958) оғоз ёфта, аз ҷониби Фазлиддин Муҳаммадиев, Сорбон, Саттор Турсун, Абдулҳамиди Самад ва Кӯҳзод рушду нумӯъи тозае гирифт.

Дар иртибот бо қиссаи «Як рӯзи дароз, рӯзи бисёр дароз» ҳаминро боз метавон афзуд, ки вай дар эҷодиёти Кӯҳзод таҷрибаи аввалин ва ҷиддии ба насри равоншинохтӣ кашидани мавзӯъи таърихӣ ба шумор меояд. На танҳо Айнӣ – қаҳрамони аслӣ - замон ва зиндагии худро мавриди таҳлилу таҷзия қарор медиҳад, балки навсиандаи асар низ ҳамроҳ бо ӯ ба умқи гузашта фурӯ меравад. Аз ин пас, ба бо шӯру шаафи гоҳномаӣ мавриди интиқод қарор додани масоили доғи ҷомеа, ки аз мухтасоти навиштаҳои пешинаи Кӯҳзод буд, қувват гирифтани заминаи бадеӣ, таҳкими ҳақонияти тасвир ва афзудани маънои рамзию фалсафии он илова гашта, ба ҷамъбастҳои иҷтимоии сифатан тозае имкон додаст.

Вале қиссаи «Тақвими роҳгум» маҳз аз ҳайси маҳосини болоӣ дар насри тоҷикӣ соҳибимтиёз мебошад. Кӯҳзод аз нобасомониҳои усули сарварии дастандаркорони замон, фосид шудани ахлоқ ва маънавияти эшон, ривоҷи чоплусию муфтхӯрӣ сухан ба миён оварда, ба аҳли ҷомиа гӯшзад менамояд, ки аз боиси ин фасодкориҳо корчаллонӣ кордонӣ, бешарафӣ шараф, ҳаромхӯрӣ ҳунар ва мояи ифтихор ба шумор омада, инсонҳо тамизи фасли солро аз даст додаанд, табиат хароб, ҷомиа ба раҳгумӣ мувоҷеҳ шудааст.

Қаҳрамони аслии қисса Расули Якзарб, ки ровии воқиаҳо низ мебошад, каси соҳибтаҷриба, рӯзгордида, вазъи замон ва ҳолати хешро бо ин масали мардумӣ: «Гӯям забонам месӯзад, нагӯям мағзи устухонам» аст, баён доштааст. Низоъ ва кашмакашҳои қисса заминаи ахлоқиву равонӣ дошта, аз номувофиқатие, ки байни сухану амал, андеша ва фаъолияти амалии аҳли ҷомеа ба миён омадааст, сарчашма мегиранд. Дар чунин вазъи мағшуш Файзии овозхон дар фиреби мардуму дарёфти суд шитоб дошт. Он кас (чеҳраи таъмимии сарандаркорони замон) дар сафи як воҳа нишаста «ҳокимият меронанд», Султон ба ҳаромхӯрӣ, Алиқул ба беинсофию тамаллуққорӣ, сарвари коргоҳи пунба ба чашми мардум хок пошидан иштиғол доштанд. Ин афрод ҳама навъи ашхоси (типи) замони барҷомондагӣ ва карахтӣ буданд ва ба инсон ба андозаи хонаву макон, мансабу мардумфиребиаш арзиш медоданд. Хуллас, сухан аз меъёрҳои ахлоқии шахс, аз тамиз додани одамияти воқеӣ ва дурӯғин меравад.

Кӯҳзод бо нишон додани бадӣ ва фасодкорӣ иктифо накарда, авҷ гирифтани пархоши неку бад ва бархурди онҳоро дар ҷомеа (масалан, дар низоъи Расули Янзарб бо Алиқули беинсоф), қувват гирифтани ғазаби мардуми ҳалолкорро ҳунармандона нишон медиҳад ва ногузир будани тағйиру дигаргуниро дар низоми ҷомиаи шӯравӣ таъкид менамояд.

Бомаврид аст, ки таъкид намоем, ки эҷодиёти Кӯҳзодро метавон ба сифати яке аз саҳифаҳои чашмгири адабиёти муқовимати тоҷикӣ дар замони шӯравӣ гӯшзад намуд. Ба ҳамин сабаб аст, ки румони вай «Бандии озод» (1994), таҳрири аввал - «Ҳам кӯҳи баланд, ҳам шаҳри азим» (1983) мисли чанд асари авали ӯ дар вақташ бо мушкилоти зиёде рӯ ба рӯ гардид. Ин румонро қисмати румонҳои Ҷумъа Одина «Гузашти айём», Саттор Турсун «Се рӯзи як баҳор» пеш омада буд. Кӯҳзод мушкилоти мазкурро дар муқаддимаи таҳрири нави асар чунин тавзеҳ додаст: ин румон дар вақташ бисёр бо душвориҳо чоп шуд. Ду сол даст ба даст гашт ва маъмуроне, ки рухсати нашр ба ихтиёрашон буд, баъзеяшон хондаву баъзеи дигар нахонда, нуктаҳои зиёди ғоявӣ гирифтанд. Ду бор – як бор

дар маҷаллаи «Садои Шарқ», бори дигар дар нашриёти «Ирфон» ба чоп рафту бо талаби сонсур ва КГБ - Кумитаи бехатарӣ нашрашро нигоҳ доштанд. Оқибат, буридаву хойида… тарошида, ба нашраш иҷозат доданд.

Илова бар ин ҳама душвориҳо дар он вақтҳо, ки ҳоло замони рукудаш меномем, ҳодисаву воқеаҳоро бо номи худашу дар ҷойи худаш гуфтан, билкулл, мумкин набуд. Бинобар он адибоне, ки дарде доштанд, дардашонро бо ишора ва ғолибан нимсадо мегуфтанд… Аз ночорӣ дар адабиёт «забони ишораву нимишора» маълум гашт, ки дар нашри аввали ин румон низ нақши равшан дошт. Зарурати таҳрири нав ин буд… (Кӯҳзод. Бандии озод, саҳ. 56).

Дар натиҷаи ин таҳрир дар мундариҷа ва мӯҳтавои румон, тору пуди шаклӣ ва сохтории он тозагиҳои сифатие ворид омада, ғаразу мақсади нависанда мукаммал ва ҳадафрас гаштааст.

Ба сифати нахустин маҳосини румони «Бандии озод» метавон рӯҳи пурқуввати ҳумонистии (инсондӯстонаи) онро гӯшзад намуд. Кӯҳзод дар солҳои ҳокимияти давлати худкома бо камоли ҷасорат ва масъулият манфиатҳои инсони росткору покандеш ва ҳалолкору ҳақиқатбинро дар симои қаҳрамони асосии румон Баҳром Холиқзода ҳимоя кардан хостааст. Баҳром Холиқзода яке аз аввалин рӯшанфикрон ва бунёдгузори илму фарҳанги нав дар Тоҷикистон дар садади солҳои 60-90 асри XX хостааст, сабабҳои ин ҳама барҷомондагии кунунии ҷомеаро сарфаҳм рафта бошад. Дар асл Баҳром аз рӯи бовари содадилонааш ба ормонҳои коммунистӣ ба навсозиҳои сустпоя ва рушди вазъи нобасомони равонӣ ва ахлоқӣ мусоидат кард. Бунёди ҷомиаи навзод, асосан, бар инкори саросарии анъанот ва суннатҳои гузашта бунёд ёфта буд. Инкоргарӣ ва бемасъулиятӣ дар назди таърих ва ба ташаккули инсони сустимон сабаб гардид. Ба ин хотир давраи бунёди сусиолизм ба ривоҷи ҷиҳатҳои сусти инсон мусоидат кард. Натиҷа чунин шуд, ки Деҳқонову Мирвалӣ ва Абдушаҳид барин афроди нохалаф ва худхоҳе камол ёфтанд ва Баҳром аз дасти эшон ба маънии воқеиаш «бандӣ (зиндонӣ)» гашта буд.

Як ҷиҳати муҳимми қаҳрамони аслӣ дар он зоҳир мешавад, ки вай ба сифати як инсони зинда сустиҳо дошта бошад ҳам, вале ҳамеша барои ҳимояи эътиқодаш ба дастурҳои усулии ахлоқӣ ва шарафи инсонии худ дар набард будааст.

Румони «Бандии озод» на танҳо асари ахлоқии инсонгароёна аст, балки таърихномаи худшиносии зиёиёни ҳушёрдил низ мебошад. Дар он таърихи ҳафтоду анд соли кишвар ва чеҳраҳое амсоли Акбари Абрӯи

достонсаро, Исмат - қаҳрамони тӯдаӣ, Исломи якрӯю далер ва Насруллои босмачӣ (муҷоҳид)-и озодандеш таҷассум ёфтааст. Ҳар яке аз ин симоҳо соҳиби сарнавишти пурғунҷоишу омӯзанда буда, ба андешаи беғаразонаи қаҳрамони аслӣ ворид мешавад ва хонандаро ба фикру мулоҳизаҳои рангине во медоранд. Ба ин маънӣ румони «Бандии озод» асари андешапарвар маҳсуб мешавад ва дар тарбияи одамияти мардуму худшиосии таърихӣ ва миллии онҳо мусоидат хоҳад намуд.

Дар румони «Бандии озод» бисёре аз дастовардҳои эҷодии Кӯҳзод идома ёфта, такмилу таҳаввул пазируфтаанд. Кӯҳзод ин ҷо ба таърих аз назари ибрат муроҷиат мекунад, аз воқиаҳои муқаррарии зиндагии ҳаррӯза намодгуна месозад ва мушкилиҳои рӯзгорро бо тунду тезӣ ба миён мегузорад. Шакл ва сохтмони румони мазкур низ мураккабу серҷиҳата буда, аз қабатҳои гуногун: зиндагии муосир, ҳаводиси таърихӣ ва ривояту асотир таркиб ёфтааст. Баробари ин асар хонданӣ, ҳадафи муаллиф табиӣ ва сабук ҷараён гирифта, фаҳмрас мебошад. Таркиби таҳқиқ ва каломи Кӯҳзод низ ғанӣ буда, аз нақли дуовоз, баёни гоҳномаӣ (публиситӣ) ва киноёти пуртаъриз ба ҳам омадааст. Забони румон оҳангдор, равон, гирову ширадор мебошад ва сабки насри классикӣ, бахусус шеваи нигориши Убайди Зоконӣ, Аҳмади Дониш ва удабои равшангари ибтидои асри XX тоҷикро ба хотир меоварад.

Кӯҳзод аз нависандагонест, ки ба масоили рӯзгори ҷомиа бетафовут набуда, ба онҳо дахолати фаръӣ менамояд ва дар ин ришта қиссаҳои вай, мақолоти гоҳномаӣ ва интиқодии зиёде иншо намудааст.

Кӯҳзод ба кори баргардон низ иштиғол варзида, аз асари удабои ҷаҳон, бахусус асари онҳое, ки ба завқу табъи ӯ қаробат доранд, аз қабили Азиз Несин ва Габриел Маркес ба забони тоҷикӣ баргардон кардааст. Тарҷумаи асарҳои Леонид Ланч, Сергу Хонзодян, Владимир Санги, Кришои Чопдур ва дигарон ба қалами ӯ тааллуқ доранд.

Осори Кӯҳзод низ ба забонҳои русӣ, украинӣ, англисӣ, булғорӣ ва чехӣ баргардон шудаанд, ки тавассути онҳо хонандаи хориҷӣ ба намунаҳои адабиёти навини тоҷикӣ ва зиндагӣ, урфу расм ва рӯҳияи мардуми мо ошно хоҳад шуд.

Ба таври куллӣ метавон гуфт, ки Урун Кӯҳзод аз нависандагони пешрав ва интиқодгари ҷомеа, ҳамеша дар муқовимат бо доираҳои сиёсии замон қарор дошта, насри тоҷикиро дар қатори ҳамсолони бедорфикри худ аз ҳайси дарунмоя ва озодандешӣ ба зинаи нав боло бурдааст.

## ДАР ТАЛОШИ ҲАҚИҚАТ

Адабиёт, инкишоф ва сиҳатии муҳити маънавии он, пеш аз ҳама, бар адибони ҳалолкору асил алоқаманд мебошад. Хоса, ин масъала дар замони карахтии ҷомеа ба тариқи рӯшан маълум гардид. Дар вазъияте, ки арзишҳои ҷамъятӣ бар меъёрҳои ҳусни таваҷҷӯҳи шахсӣ, доду гирифтҳои тамаъкорона бунёд ёфта буд, бар хилофи адибони мавридшинос, дар мавқеи солими манфиатҳои инсон ва адабиёти асил истода, бар хилофи чизҳои маъмулӣ рафтан, аз нависанда ҷасорати шаҳрвандӣ (гражданӣ), худфарсоӣ ва ниҳоят далериро талаб мекард.

Урун Кӯҳзод аз он даврае, ки ба арсаи эҷод (ибтидои солҳои шаст) қадам гузошт, дар пайгирии устодону ҳамқаламони Сотим Улуғзода, Фазлиддин Муҳаммадиев, Ҷалол Икромӣ, Ҷумъа Одина, Сорбон, Саттор Турсун, Абдулҳамид Самадов бо қатъияти тамом баҳри танқиди камбудиҳо, ҳимояи одамият ва сиҳатии ҷамъият ҳамеша талош доштааст. Ҳам дар силсилаи ҳикояҳо ва ҳам дар асарҳои калонҳаҷмаш - қиссаҳои «Роҳи ағба», «Писанддара», «Кини Хумор» («Андешаҳо дар танҳоӣ»), «Як рӯзи дароз, рӯзи бисёр дароз» вай ба сифати яке аз адибони тадбирҷӯ ва ислоҳотхоҳ намудор мешавад. Доираи биниши бадеии вай ба мавзӯъҳои гуногун мутаваҷҷеҳанд, вале ӯ хоҳ дар ҳодисоти гузашта ва хоҳ дар воқеаҳои имрӯза, хоҳ дар қаҳрамонҳои ҳуҷҷатӣ, хаёлӣ ва хоҳ дар қисмати шахсони таърихӣ (Айнӣ) ба он ҷиҳатҳое бештар диққат ҷалб мекунад, ки ба инкишофи ҷамъият, пешрафти он, хусусан покизагии маънавии он дар набард ҳастанд.

Зоҳиран, дар осори Урун Кӯҳзод пурқувват будани ҷанбаи танқидӣ ва нуфузи зиёд доштани юмору киноягҳои амиқи иҷтимоӣ, хоса дар замони барҷомондагӣ, боиси бархурд ба афкори карахтшудаву қолабӣ мегардид. Бинобар ҳамин ҳар як асари ӯ дар матбуот фикру андешаҳои гуногун, баҳсҳо талошҳои мухталифро бавуҷуд меовард. Барои нависанда низ дар ин мадду ҷазри афкори адабӣ дар мавқеи худ устувор истодан, кори осон набуд. Аммо ба рағми он ҳама тангназариҳо ва дастурҳои қолабӣ усул ва дастурҳои эҷодии нависанда беш аз пеш такмил медид, қаламаш бурротар мегардид, биниши бадеиаш амиқӣ ва вусъат пайдо мекард. Бинобар ин ба Ҷоизаи республикавии ба номи Рӯдакӣ мушарраф шудани

румони «Ҳам кӯҳи баланд, ҳам шаҳри азим» ва қиссаи «Тақвими раҳгум» ҳодисаи табиӣ мебошад. Дар асарҳои мазкур маҳорати нависанда дар нигориши тозаи таърих, дар зоҳир кардани психологияи қувваҳои бадгуҳар ва инсонҳои нохалаф, дар гузориши масъалаҳои умдаи зиндагӣ барҷаста тазоҳур кардааст.

Кӯҳзод аз нависандагонест, ки ба таърих аз назари ибратбини менигарад, аз воқеаҳои зиндагӣ тамсили тоза месозад, проблемаҳои сарпечи зиндагиро ба тариқи публитсистӣ ҷасурона ба миён мегузорад. Дар румони «Ҳам кӯҳи баланд…» нависанда ҷанбаи мазкурро устодона ба ҳам созгор медиҳад, имрӯзро дар мисоли таърих (шаҳри Хомакон, корномаҳои Ислом) ва таърихро дар ченаки афсонаву тахайюл (Достони Исмат) ба тасвир мегирад. Воқеан, тавассути ин тариқ баромехтани шакл ӯ масъалаи таҳаввули иҷтимоӣ ва ташаккули халқро дар арзи чанд даҳсола ба тасвир мегирад ва аз вазъи ноҳинҷори имрӯзи он бо ғамхорӣ ва дилсӯзӣ масъала ба миён мемонад. Ноқили воқеаҳо - Баҳром Холиқзода худ ва зиндагии атрофиёнашро дар ҳамин меъёр - ҳастии маънавӣ ва таърихии халқ ба санҷиш мегирад.

Нависандаро муяссар гардидааст, ки образҳои Абдушаҳиди корчаллону Деҳқонови маккор ва беандешаро ба тасвир гирад. Онҳо дар заминаи он ҳама руҷӯъҳои таърихӣ чун типҳои манфӣ ва дар айни замон хавфрноки дар замони сотсиализм тавлидшуда намоён мешаванд, ки ҳамчунин аз сиришти бади инсон сарчашма доранд. Умуман, комёбиҳои Кӯҳзод дар румони «Ҳам шаҳри азим, ҳам кӯҳи баланд» назаррас буда, он чун румони ҳозирамавзӯъ ва намунаи насри андешаҳо, ки оҳанги публитсистӣ, ҷанбаи танқидӣ ва таърихӣ дар он баробар қимат пайдо кардаанд, як саҳифаи муҳим дар насри муосири тоҷик ба шумор меравад.

Қиссаи «Тақвими роҳгум» аз асарҳои навтарини адабиёти тоҷик аст, ки оид ба вайроншавии дастурҳои роҳбарӣ, то рафт фосид шудани маънавиёти як гурӯҳ болонишинону лагандбардорон ва муфтхӯрон баҳс мекунад: диққатро ба он ҷалб менамояд, ки «фаслҳои солро фарқ карда нашавад», «одам аз нарасидани ҳавои соф ва оби тоза шикоят бикунад», «корчаллониро, кордониву бешарафиро, шарафу ҳаромхӯриро ҳунар ва мояи фахр шуморанд». Расули Якзарб, ноқили воқеаҳо, шахси зиндагидида, соҳиби ақли солим, ки ин ҳама бесариҳои зиндагиро мавриди муҳокима қарор додааст, рӯҳияи замонро бо ин зарбулмасали халқӣ хеле хуб баён медорад: «Гӯям,

забонам месӯзад, нагӯям, мағзи устухон». Дар ин муҳокимаҳо муҳимтарин масъалаҳое, ки нависандаро ба дард овардаанду маводи повестро ташкил мекунанд, ифода ёфтаанд, он номутаносибие, ки дар ҷомеа байни сухан ва амал, байни фикру андеша ва фаъолияти бевосита ба вуҷуд омада буд, низои марказии қассаро ташкил додаанд.

Ин яке аз сифатҳои биниши бадеии Урун Кӯҳзод мебошад. Нависанда Саттор Турсун дар пешгуфтори қиссаи мазкур дуруст қайд карда буд, ки: «агар дар повесту ҳикояҳои нависанда ба одамони пастфитрат бештар вохӯрем, ин ҳам ба фоидаи кор аст; ба ин маънӣ, ки хонанда онҳоро хубтар шинохта, аз дидорашон ҳазар мекунад, ба дигарон низ барои дар асл чӣ махлуқ будани онҳоро донистан кӯмак мерасонад. Яъне нависандаи ҳақиқат ҳаётро ба тасвир гирифта, дунёи пур аз фасоди бадкирдоронро ба хонанда нишон дода, дар айни замон некиро тараннум месозад, аз тантанаи он шод мегардад». Ба ин гуфтаҳо ҳаминро афзудан мумкин аст, ки биниши интиқодии нависанда пеш аз ҳама, аз чашми ҳақбин ва дилсӯзии ӯ нисбати беҳбудии ҷомеа сарчашма мегирад.

Воқеан, ин ҳама мақсадҳои нависанда аз сиришти одамони мушаххас ибтидо ёфта, тавассути муносибати онҳо ба якдигар, ба кори ҷомеа ва дастурҳои шахсиашон нисбати зиндагӣ амалӣ мешавад. Аз ин рӯ «аз Файзии ҳофиз, ки доим шитоб дошту фиреб медод ва фоида меёфт, то Он кас, ки дар садри як воҳа нишаста, ҳокимият меронанд», ҳамчунин Султони ҳаромхӯр ва Алиқули беинсофу тамаллуқкор, директори заводи пахтаву мудири ҳосилоте, ки ба чашми мардум хок мепошиданд, аз типҳои замони барҷомондагӣ ва карахтӣ буданд, ки одамро ба андозаи хонаву ҷой, пул, мансаб ва ҳунари ба пасткориҳо даст заданаш қадр мекарданд. Хулас, сухан аз меъёрҳои ахлоқии инсон, одамигарии ҳақиқиву сохта меравад.

Кӯҳзод сурату симои одамони баландмартабаро хеле хуб ошкор месозад, онҳо хеле ба ҳам наздик, балки номи аниқ надоранд. Ва ин зимнан он ҳақиқатро таъкид менамояд, ки онҳо аз сифатҳои аслии мушаххаси инсонӣ орӣ, бандаи нафс, побанди боигарӣ ва ғуломи чизу чора мебошанду бас. Оре, яке аз омилҳои муҳими карахтии ҷомеа аз арзишҳои маънавӣ ва симои асили инсон боло гирифтани айшу нӯш, беномусӣ ва дар оинаи дороӣ дидани қимати инсон буд. Ҳамин меъёр буд, ки ба табиат бе амон ҳуҷум мекардем, ба қавли Расул онро оҳиста «хурда тамом мекардам», вале фикри фардо онро надоштем, пахта

мегуфтему дигар масъалаҳои маишию мадании мардумро фаромӯш месохтем ва ғайра. Кӯҳзод на танҳо масоили мазкурро хеле ошкоро ва тезу тунд ба миён мегузорад, балки онҳоро сахт маҳкум низ мекунад.

Шаклҳои қабул надоштан ва маҳкум сохтани бадӣ ва камбудӣ низ дар қисса гуногун аст. Аввалан, қаҳрамонҳои «Тақвими раҳгум» Сабур, Расули Якзарб, Фозила, Набии Таковул (ҳама намояндагони халқанд ва Кӯҳзод олами ғании онҳоро хеле хуб медонад) дар иҷрои вазифаи иҷтимоӣ ва аз ҳама муҳимаш, инсонии худ фаъол будаанд. Бори гарони меҳнат дар дӯш, онҳо барои нони ҳалол талош доштанд. Сонӣ, онҳо ба рафъи камбудиҳо хоҳ бо роҳи насиҳат, хоҳ ба василаи меҳнат ва хоҳ тавассути нигоҳ доштани дили софу покизагии ният, ки хоси умуман инсони одии меҳнатист, мубориза бурдаанд. Умуман қабул надоштани бенизомӣ, талош барои сиҳатии ҷомеа аз ниятҳои асосии онҳо будааст. Ҳамин тавр Кӯҳзод тавассути нигориши аниқу мушаххаси характерҳо ва дастурҳои зиндагии одамон, аз як тараф, ба воситаи дар шакли таъмимию рамзӣ (симои Он кас) таъкид кардани симои умумии инсонҳои палид, муфтхӯрону бюрократҳо манзараи умумии замони карахтиро тасвир карда тавонистааст. Дар айни замон вай мантиқан дар замири ҷомеа (бархӯрди Расули Якзарб ба Алиқул) қувват гирифтани ғазаб ва афзудани хоҳиши дигаргунӣ дар низоми ҷомеаро таъкид намудааст…

Як ҳақиқат маълум аст, ки Урун Кӯҳзод аз нависандагонест, ки дар сафи пеши бозсозии инқилобии ҷомеа меистанд ва бо осори бадеии худ баҳри ривоҷи он кӯмаки арзанда мекунанд. Гузашта аз ин навиштаҳои Кӯҳзод барои таҳкими мундариҷаи иҷтимоӣ, садоқат ба ҳақиқат ва ормонҳои инсондӯстонаву ватанпарастона ба ҷараёни адабии муосир нақши муассир дорад. Бозёфтҳои нависанда дар ин ришта дар асарҳои минбаъдаи ӯ боз ҳам такмил ёфтаву мазмуни амиқи миллӣ касб карда истодаанд.



## РИСОЛАТИ АДИБ ВА АДАБИЁТИ МИЛЛӢ

*Нақде чанд ба эҷодиёти Саттор Турсун*
*дар рӯзи панҷоҳсолагиаш ва баъд аз он*

Ҳангоме ки аз банда хоҳиш карданд, ки дар хусуси кору эҷоди нависандаи пешрав Саттор Турсун дар остонаи панҷоҳсолагиаш мақолае таълиф намоям, ба ростӣ, бетардид қабул кардам. Зеро дар бораи ӯ пеш аз ин чанд чизе навишта будаму зоҳиран, худро ба қадри кофӣ ба осору сабки вай ворид медонистам. Вале чун ба сари миз нишаста, ба андеша фурӯ рафтам, сараввал бовар ҳосил кардам, ки тасаввуроти пешакӣ ва, бегумон, як дараҷа қолабии ман кифоя нест, ки аз хусуси як нависандаи пурҳунару соҳибқареҳа, ки мисли ҳар эҷодкори асил, худ як оламест сағир, чизи хубу бамаънӣ анҷом дода бошам. Боз мушкилоти дигар он буд, ки дар панҷ-шаш соли охир меъёри арзишҳои бадеӣ хеле тағйир хурдааст ва акнун наметавон, ки танҳо тавассути ченакҳои иҷтимоиву синфӣ ва тафсири мавзӯиву ғоявӣ мӯҳтавои осори адабиро баррасӣ намуд. Яъне замоне расидааст, ки аҳли нақди адабӣ ба меъёрҳои баррасии худ ва таҳлилу тадқиқ таҷдиди назар карда бошанд ва дар навбати худ, аҳли адаб низ ба гузаштан аз гудози кураи арзишҳои тозаи имрӯзӣ омода бошанд. Замони гардишҳои амиқи таърихӣ ҳамаи моро дар назди санҷишҳои ҷиддии тахассусиву маънавӣ во гузоштааст. Ва, мо, ҳама якҷоя бояд сари аҳдофи армонӣ ва ахлоқиву маънавии ҷомиа ва адабу фарҳанг ба андеша равем.

Ва, ба назари банда, аз масоили армоние, ки ҳоло ба ҷои аввал баромадааст, ҳимоя ва ҳифзи истиқлолияти Тоҷикистон, соҳибихтиёрии давлати тоҷикон, ваҳдати миллӣ ва иттиҳоди маънавии тоҷикони ҳамаи манотиқи дунё, тақвияти раванди худшиносии миллат ва ифтихори (ба маънии мусбати ин вожа) миллӣ ба шумор меравад. Зеро мо ба ҳар андоза, ки дар дарки моҳияти мафҳуми миллат амиқ равем, ба ҳамон дараҷа, ба худии худ сарфаҳм меравем, ҳастии худро бақо мебахшем. Инсони худшинос дар айни вақт асоси ваҳдонияти миллӣ ва худшиносии он ба шумор меояд. Аммо таҳкими худогоҳии миллии тоҷиконро танҳо дар ҳудуди марзӣ ва ҷуғрофиёии Тоҷикистони имрӯза ҷустан, ба қазияи мазкур яктарафа назар кардан аст. Бахусус, дар шароити кунунӣ, ки маразии маҳалгароии ифротӣ бунёди ягонагии мардуми моро хеле ва хеле суст карда, ба ҷанги бемаънии шаҳрвандӣ сабаб гардид. Ҷангу хунрезӣ, дар миён будани кинаи ҷонӣ ва хунӣ ин бӯҳрони миллиро бисёр амиқ бурдааст. Дар ин маврид танҳо гузашти ҷавонмардона ба хотири ягонагӣ ва ҳастии миллату истиқлоли давлати

тоҷикон ва бахшиши ҷонибҳои даргир барои амнияти ояндаи фарзандони қавми тоҷик, барои давои он ҳама ҷароҳатҳо имкон дода метавонад. Иншооллоҳ, чунин рӯзе, ки номаш мусолиҳаи миллӣ буда, бешубҳа оғози ҳифозати ҳастии мардуми мо ва худшиносии сифатан тозаи он хоҳад гашт, дур нахоҳад буд. Аммо чи барои худшиносии комил ва чи мусолиҳаи миллӣ бисёр муҳим аст, ки дар айни замон ваҳдонияти маънавии (на марзии) тоҷикони Осиёи Марказӣ ва ҳатто Афғонистону дигар форсизабонон, аз ҷумла Эрон низ, ба миён ояд ва таҳким ёбад. Ин ваҳдонияти умумиқавмӣ метавонад ба раванди оштии миллии дохили Тоҷикистон низ мусоидат кунад ва ба худрасидагиву хештанёфтагии фарҳангӣ, ҳунарӣ ва маънавии таърихии миллати мо мусоидат намояд.

Дар ин раванди муҳим ва сарнавиштсоз мавқеи адабиёти муосири миллӣ ва рисолати адибоне, ки аз манотиқи мухталифи тоҷикнишин бархостаанд, чашмрас буда метавонад. Бахусус, агар ин адабиёт асил ва ин эҷодкор соҳибқареҳа бошад, зеро ташаккули ин ду падида худ аз нишонаҳои дар раванди худшиносӣ будани миллат маҳсуб мешавад. Аслан, дар тамоми таърих ва ҳатто дар айёми ба ҷумҳуриҳои гуногуни шӯроӣ табартақсим шудани мардуми тоҷик ҳамин ҳолат мушоҳида мешудааст, ки дар ташаккули фарҳанг, илм ва ҳунару адаби ҷадиди тоҷикӣ намояндагон аз ҳамаи манотиқи тоҷикнишин, балки афроди фаровоне аз мамолики дигари форсизабон низ иштироки фаъолона доштаанд. Имрӯз агар иштироки онҳо дар мусолиҳаи миллии дохилитоҷикӣ мусоидат кунад, пас фардо Тоҷикистон макон ва маркази тавҳиди ҳамаи тоҷикон ва ҳамзабонону ҳамқавмони мо шуда метавонад.

Агар аз мавқеи меъёрҳои мазбур ба рӯзгор ва кору эҷоди Саттор Турсун назар андозем, бовар ҳосил менамоем, ки вай ҳамеша ба шинохти инсон ва ривоҷи фарҳанги миллӣ кӯшиш доштааст. Зуҳури вай дар адабиёти тоҷик низ як ҳодисаи табиии таърихӣ ва воқеии миллӣ мебошад. Вай баёнгари рӯҳу равони тоҷикони минтақае аз манотиқи Осиёи Марказӣ буда, дар айни замон барои ба иттиҳоди умумии маънавии тоҷикон бештар пайвастани минтақаи мазкур саҳми арзандае гирифтааст. Ин қазия, бахусус, дар шароите, ки бар асари марзбандиҳои ғайритаърихии замони шӯравӣ ва дар ин замина бавуҷуд омадани давлатҳои ҷудогонаи кунунӣ қавми тоҷик аз буда бештар парешон афтодааст, аҳамияти хосеро молик мебошад. Мо, бовар дорем, ки шахси нависандае чун Саттор Турсун ва ин имрӯз хеле муҳим аст, барои рушди фарҳангу адабиёти миллӣ на танҳо дар Тоҷикистони имрӯза, инчунин дар сарзамини аҷдодиаш мусоидат хоҳад кард.

Инак, Саттор Турсун дар деҳае аз деҳаҳои тоҷикнишини воҳаи Сурхон ба номи Посурхӣ дар ноҳияи Бойсун (ба гуфти худи нависанда Басванд), ки онро дарвозаи водии Ҳисор (ё Бухорои Шарқӣ) низ мегуфтанд, ба дунё омадааст. Яъне дар сарзамине, ки ба илму адабиёт ва фарҳанги ориёии Мовароуннаҳр нобиғаҳои зиёде амсоли Имом ал-Тирмизӣ, Адиб Собири Тирмизӣ ва бисёр дигаронро додааст. Ва Саттор Турсун чун ҳар як адиб дар заминаи суннатҳои таърихии фарҳангӣ ва муҳити маънавии олимони сарзаминаш дарси инсонгарӣ ва сухансанҷӣ омӯхтааст. Вай чунин изҳор мекунад: «...гумон мебарам, ки зодгоҳи ман зеботарин гӯшаи олам аст. Зеро вай манзилест, ки дар он ҷо тарсону ғалтон ба роҳ даромада, падару модари худро шинохта, сабаби гиряву хандаи **инсонро** фаҳмида, дар оғӯши табиати покиза, навозишкору суруранrезаш ва дар айни замон сахту хашин ба воя расидаам; пеш аз сафари шаҳрҳои дур ман аз он деҳа ба сифати тӯшаи роҳ ёди одамонро ба худ гирифтаам, ки ... ҷонбозиҳо карда, дар зиндагӣ ҳамеша хоксору офаридгор ва чун фард беназир будаанд...

Онҳо масоили мураккаби ҳаётро сатҳӣ не, балки тавассути ақлу ҳуш аз решааш дарк мекарданд. Ва бисёр мехостанд, ки фарзандонашон ба одаму одамгарӣ бештар эътибор дода, дар роҳи пасту баланди зиндагӣ пешпо нахӯранд, таҷрибаи таърихро, ки бешак, мероси ниёгон аст, гиромӣ доранд, зиёда аз ин, ба ин таҷрибаи муқаддас ҳусни тоза бахшанд...

Пеш аз он ки чизе нависам, қаҳрамонашро ман аз зодгоҳам меҷӯям, ё ҳеҷ набошад, кӯшиш мекунам, ки: ӯро – Аҳмад аст ё Раҳмат - дар муҳити деҳаи худ ба тасвир гирам, андешаҳои одамони аз тифлӣ ба ман шиносро бо фикру зикри вай ҷӯр созам». Зиёда аз он, Саттор Турсун иқрор шудааст, ки «...ман роҳу равиши иншоро аз ҳар адиб ва ҳар хел омӯхтаам; ҳоло ҳам меомӯзам. Бо вуҷуди ин падарамро ягона устоди худ медонам». Эътироф бояд кард, ки ҳар як аз аҳли илму адаби пешрави тоҷик дар зери ин суханони Саттор Турсун, ба қавле имзо гузошта метавонад.

Яъне, ба ин маънӣ, эҷодиёти Саттор Турсун аз ибтидо то интиҳо дар заминаи зиндагиву маънавиёти муҳити бачагияш қомат афрохта, бо рангомезиҳои таърихи гузаштаву муосири миллаташ, омӯзиш аз адабиёти асили ҷаҳонӣ рангину ғанӣ гаштааст. Ба ин ҳама бояд афзоем, ки дарёфти тахассусии забони арабӣ, кор дар воситаҳои ахбори омма, нашриёҳои адабӣ, иштирок дар баҳсу талошҳои адабӣ ва меҳнату заҳмати эҷодкорӣ ба Саттор Турсун барои ҳастии худро ба сифати як нависандаи соҳибқареҳа тасдиқ намудан мусоидат кардаанд.

Нахустин ҳикояи Саттор Турсун соли 1967 ҳангоми донишҷӯи бахши арабии факултаи шарқшиносӣ буданаш бо номи «Дар роҳ» таълиф шуда, дар

саҳифаҳои рӯзномаи «Тоҷикистони советӣ» (ҳоло «Ҷумҳурият») нашр мегардад. Аммо нависанда ҳикояи дигараш «Соҳиби кулоҳ»-ро соли 1968 дар маҷаллаи «Садои Шарқ» чоп шуда буд, дар ҷодаи наср аввалин қадами худ ба шумор меоварад. Ва маҷмӯаи нахустини Саттор Турсун, ки шомили ҳафт ҳикоя мебошад, таҳти унвони «Дили гарм» (1971) манзури хонандагон мегардад. Ҳикояҳои маҷмӯаи мазкур аз ҷиҳати мундариҷа, мавод, интихоби қаҳрамон ва самимияти тасвир ба сифати чакидаҳои аввалини қалам мазияти хосе доранд, ки дар накди адабӣ дар бораашон борҳо гуфтугӯ шудааст. Вале имрӯз онҳо ба сифати ифодагари оғози диди хоси эстетикии нависанда арзишманд мебошанд. Аксари ин ҳикоёт дар шакли руҷӯъи қаҳрамон ба гузаштаи худ, яъне зеҳнгароии воқеъгароёна таълиф шуда, аз муносибати хоси Саттор Турсун ба инсон, қаҳрамон ва шакли таҷассуми зиндагӣ дар адабиёт гувоҳӣ медоданд. Нависанда дар тамоми эҷодиёти худ ба сӯи такмилу жарфо ва ғано бахшидан ба ин диди хос ҳаракат доштааст. Ин тамоюлро дар китобҳои маҷмӯаи ҳикояву новеллаҳо ва қиссаву румонҳои ӯ - «Сукути қуллаҳо» (1974), «Камони Рустам» (1076), «Аз субҳ то шом» (1979), «Барф ҳам мегузарад» (1983), «Дувоздаҳ ҳикоя» (1986), «Се рӯзи як баҳор» (1984, 1986), «Дарахти ҳазорсола» (новеллаҳо, 1991) ва румони «Садама» (1994) ба мушоҳида гирифтан мумкин аст.

Дар аввалин ҳикояҳо руҷӯъ дар иртибот бо ҳолатҳои фавқулодда ва муассир сурат мегирифт, сипас он дар баробари тасвири инзамонӣ мавқеъ пайдо карда бошад ҳам («Сукути қуллаҳо», «Камони Рустам»), аммо ҳанӯз ба як таркиби воҳид наомада буд, бештар аз зовияи диди ровӣ дигар вазифаеро иҷро намекард. Вале минбаъд дарки гузашта ва ҳозира чун як ҷузъи амали оянда ба шакли муҳими андешаҳои иштирокдорони асар табдил ёфта («Пайванд», «Мӯйсафедон», «Обдорӣ») ба сифати воситаи хоси услуби нависанда барои амиқу воқеӣ ва табиӣ фаро гирифтани зиндагии инсон («Мегӯянд, ки модарам..», «Се рӯзи баҳор», «Садама») имкон додааст.

Оре, ба сифати хусусияти хоси услуби нависанда. Зеро фаровон истифода шудани руҷӯъ, монолог, сухани дуовоз умуман дар адабиёт ва хусусан дар насри муосири точик як ҳодисаи табиӣ мебошад; ҳатто дар насри тоҷики солҳои 60-80 шаклҳои махсуси жанрие мисли «асарҳои монологӣ» ба миён омаданд. Вале дар ҳар ду маврид ҳам онҳо бештар чун воситаи тасвир ва унсури зоҳирии сохторсоз маҳдуд мемонданд. Танҳо дар беҳтарин навиштаҳои Ҷалол Икромӣ, Фазлиддин Муҳаммадиев, Урун Кӯҳзод, Сорбон, Абдулҳамид Самадов, Кароматулло Мирзоев ва дигарон ин ду ҷанба ба ҳам омада, ба сифати назари бадеии нависанда табдил шудаанд. Вале ба мушоҳидаҳои банда ин тарзи биниш, ё зеҳнгароии воқеъгароёна, маҳз

моҳияти диди эстетикии Саттор Турсунро ташкил мекунад. Ба ин маънӣ, саҳми ӯ дар ғанои шакли таҳкияи насри муосир, хосияти зеҳнӣ гирифтани диди бадеӣ хеле назаррас мебошад. Моҳияти ин шеваи нигориш дар он зоҳир мешавад, ки таҳкия ва нақл аз айниятгароии шайъии нависанда ва қаҳрамон аз нусхаи аҳдофи ғоявӣ будан берун растанд ва байни эҷодкору инсони асари ӯ баробарӣ ба миён омад: ин озодии ровӣ дар баёни фикр, ғанои он, фарогирии масоил, интихоби қаҳрамон ва, бахусус, тазоҳури бештари ҳунари он мусоидат кард.

Ва Саттор Турсун вобаста ба афзудани зеҳнгароӣ ва тақвияти имконоти сухани дуовоз (дар нақл омехта шудани сухани нависанда ва қаҳрамон) ҳунари тасвиргарии равонӣ ва санъати инсоншиносии насри тоҷикро хеле боло бурд. Инак, Қамчин (қаҳрамони қиссаи «Обдорӣ») баъд аз чаҳор соли ҷанг ба деҳа баргашта, ҳавлиашро бекасу вайрона дидааст:

«Вай ба худ гуфта наметавонист, ки наход аз модараш ҳам ҷудо шуда бошад? Вай аз ин фикри ба сараш омада метарсид... Пас ӯ куҷост? Чаро ҳавлиашон ин қадар бенигоҳубин? Барои чӣ кулбаашон ин қадар сард?

Атроф хомӯш. Ва ин хомӯшӣ чунон вазнину ногувор буд, ки гӯшҳояш ҷарангос мезаданд, дилаш таку рӯ мешуд.

Вай дар ин сукунати сангин, ки хомӯшиҳои наҳси пеш аз ҳуҷумро ба хотир меовард, хаёлаш ба саду як кӯй рафта, хеле нишаст. Сипас, нохост шарфаи пойро шунид ва ба умеде, ки модарашро мебинад, зуд ва бо ҳаяҷон сар бардошт:

- Хадича?!

Қурси офтоб пинҳон шуда буд. Лекин як қисмати осмони сари кӯҳ лолагун метофт ҳанӯз.

- Қамчин!..

Ба рӯйи ҳавлӣ тадриҷан сояи тунуки бегоҳирӯз паҳн мегардид. Ва Қамчин фаророраси шабро қариб, ки ҷисман ҳис намуда, ба чеҳраи зебо, вале андаке коҳидаи Хадича менигарист, ки рӯ ба рӯ истода, хушҳолона табассум мекард. Дар остинаш чанд дона себи сурх дошт».

Ин пора аслан як ҷузъи хотироти Қамчин аст. Вале он андешаҳои мушаххаси марди аз ҷанг баргашта ҳамроҳ бо худ садои дигареро дорад, ҳолати равонӣ, вазъи мушаххаси рӯҳӣ, масъулияти вохӯрӣ бо модар, гумону тахмини сиҳатии ӯ ва боз садои ҷангу ҳолоти табиат, гуфтугӯ, чеҳраи Хадича, чанд дона себи даруни остин ва бо ҳамин ибтидои ба ҳам пайвастани эҳсоси нозуки инсонҳоро фаро гирифтаст. Ин намуна на барои он зикр шуд, ки пораи истисноист. На. Балки аз ин гуна пораҳо метавон фаровон мисол овард

ва бинобар ин намунаи мазкур пораи муқаррарист ва ин тасвиргарии пурғунҷоиш аз муқарраротн ҳунари Саттор Турсун ба шумор меояд.

Ба ҳамин маънӣ ғунҷоиши мазмуну мӯҳтавои адабиёт ва савияи аҳдофи нависанда аз бисёр ҷиҳатҳо ба савияи фикриву инсонии қаҳрамони он вобаста мебошад.

Дар адабиёти муосири тоҷик то нимаи солҳои панҷоҳ ин қаҳрамон асосан коммунисти аз худ гузаштаи ҷонфидо, ғолиб ва носеҳ, мубаллиғи ғояҳои синфӣ, шахси иҷтимоъгаро ва аз назари мафкуравӣ ва ба олами гузашта ва ҷаҳони беруна номуросо буду бас. Таҳкия (шакли нақл) маъмулӣ, аз баёни муттасили воқеаҳо сурат мегирад. Чунин қаҳрамон ва чунин шакли таҳкия мутобиқ ба замони сиёсатзадаи шӯравӣ барои баёни ғояҳои коммунистӣ ва садд ниҳодан дар роҳи гуногунандешӣ бисёр мувофиқ буд. Қаҳрамони якҷиҳатаи сирф мусбат (ё манфӣ), нақли воқеаҳои иҷтимоӣ, низоъи синфии дӯсту душман, дорову нодор ба шакли қолаб даромада, адабиётро дар панҷаи поэтикаи нормативӣ супориданд, ки дар натиҷаи ҷанбаи косибӣ аз мабдаи ҳунарии он пайваста боло мегирифт.

Ва дар ҳамин поя, аз нимаи солҳои 50, дар алоқа бо он ки дар ҷомиаи шӯравӣ як муддат «пардаи оҳанин»-и идеологӣ бардошта шуд ва ба ҷомиа насими демократия ва насимаки озодии нисбӣ дамид, тасаввур дар бораи қаҳрамони адабиёт низ тағйир хурд. Акнун вай на танҳо коммунист, балки аз табақаҳои гуногуни ҷомиа интихоб шуда, бештар дар сари масъалаҳои ахлоқи иҷтимоӣ андеша меронд, шахсе буд, ки савобу гуноҳаш баробар аҳамият пайдо карда.

Саттор Турсун аз ибтидои кор ба тасвири қаҳрамонони андешаманду соҳибмулоҳиза таваҷҷӯҳ дошт. Дар асарҳои ӯ низ инсонҳое, ки дар сари кор буда, инқилоб намуда, колхоз сохтаанд (Содиқ, Собир Мухтор, Карим, Анвар) ҳастанд. Вале чи қаҳрамонҳои расмӣ ва чи қаҳрамонҳое, ки фардҳои оддӣ, коргару деҳқон ва зиёӣ мебошанд, аксар дар сари муаммоҳои зиндагӣ, мушкилоти ахлоқии ҷомеа, ростиву покизагӣ, набарди неку бад мулоҳиза меронанд. Эшон на ба сифати махлуқи иҷтимоӣ, балки чун инсон диққати нависандаро ба худ кашидаанд. Онҳо ба қавли Иқбол (аз қиссаи «Пайванд»): «...дар ҳар вазъият инсон буданро аз тамоми неъмати олам авлотар медонанд. Зиндагӣ аз рӯзи аввал ҳаминро тақозо мекардааст, ҳоло низ ҳамин тавр... ва ҳамин тавр бояд давом ёбад, агар не, дунё дар як дам бемаза мешавад; бе ҳалолхӯриву ба дармондае ёрӣ додан бадтар аз биёбон мешавад ин дунё!.. Одам аввало ба росткориву хулқи хуш ва лафзи ҳалолаш одам аст!..»

Ба ин маънӣ, барои Саттор Турсун инсон аз назари маънавияш ҷолиби диққат аст: хоҳ ӯ коммунисту сарвар аст, хоҳ каси оддӣ, хоҳ дӯст аст, хоҳ

душман. Аниқтараш ӯ кӯшидааст, пеш аз ҳама, симои инсонии ба худ хосу нотакрорро кашида бошад. Чеҳраҳои Исмат-паҳлавон, Содиқ, падару модар, осиёбон, Мирҳабиби гаҳворасоз, Сангин Рамазон, усто Қамчин, Собир Мухтор, Рустам, Фарҳод, Шодмон, Иқбол, Нусрати Даврон ба ҷозибаи инсонӣ, дунёи ғании маънавиашон воқеӣ ва муассир баромадаанд. Дар муқобили онҳо хиёнаткории Акбар, нокасиҳои Хоҷамаст, Сайфулло Умар, бадгуҳарии Назар, Неъмат, Аҳмади тарзан хеле манфур ба назар мерасад ва сахт маҳкум мешавад. Ин симоҳои мусбату манфӣ, ҳарчанд ки дар алоҳидагӣ типӣ (навъи бадеии) барҷаста нестанд, вале саҷияҳои (характерҳои) равшан ва нотакроре мебошанд ва дар маҷмӯъ тамоюлҳои манфию мусбати ҷомиа ва тинати инсониро ифода мекунанд. Натиҷаи чунин ҷустуҷӯҳо буд, ки Саттор Турсун ба офаридани симои барҷастаи ашхоси мураккабу фоҷиавие даст зад, ки дар худ печидагиҳои иҷтимоӣ ва маънавии инсонҳои солҳои аввали Ҳокимияти Шӯравӣ, бахусус замони босмачигариро таҷассум кардаанд. Ин шахс Усмон Азиз, яке аз қаҳрамонони марказии румони «Се рӯзи як баҳор» мебошад.

Воқеан тақдири ин румон ва таърихи нашру табъи он, мисли ҳар як асари қолабшикан, талху мураккаб будааст. Саттор Турсун онро соли 1984 навишта, ба муҳокима гузошт, вале аз сабаби ихтилофи назарҳо ба асари адабиёт, аниқтараш сиёсатгароиҳои эҳтиёткоронаи доираҳои расмии адабӣ ва адибони алоҳида интишори он ба дарозо кашид. Ба қавли нависанда ӯ аз муҳокимаҳои тӯлонӣ судмандашро қабул кардааст ва танҳо соли 1988, яъне дар замони бозсозиҳо румони мазкур рӯи чопро дид. Ба фикри банда, сабаби ин ҳама «моҷаро» румони ғайримаъмулӣ будани он аст, зеро нависанда симои як марди тавоно ва доно, душмани ҳокимияти шӯравиро ба сифати қаҳрамони марказӣ интихоб карда, ӯро аз намояндагони ҳокимияти расмӣ (масалан Анвар аз назари таҷриба ва таҳлилгарӣ) пурқувват ба шумор меорад ва ҳатто сабаби марги ӯ ва дастааш мешавад (Ба ёд меорем, ки дар солҳои 30-50 ва ҳатто 70-80 низ ин тарзи гузориши масъала чи хавфе ба сари нависандагон оварда метавонист). Аз ин ҷиҳат румони мазкур ба асарҳои Ҷумъа Одина «Гузашти айём» ва Урун Кӯҳзод «Ҳам кӯҳи баланд, ҳам шаҳри азим» («Бандии озод») ҳамқисмат мебошад.

Мо аз рӯи қолабҳои маъмулӣ метавонем, ки таҷдиди назар ба ҳаракати босмачигариро аз муҳимтарин дастоварди нависанда ба шумор оварем. Зеро маводи асар ва натиҷагириҳои нави нависанда дар баҳои ҳаққонӣ ва таърихии ин ҳаракат, чун яке аз аввалин бозназариҳо мусоидат мекунад. Вале, ба назари банда, комёбии Саттор Турсун пеш аз ҳама дар офаридани як

инсони (чеҳраи ) тозаи адабӣ мебошад, ки тасаввури моро дар бораи чигунагии қаҳрамони адабиёт ғанӣ гардонид.

Усмон Азиз сарватманди бофарҳанг, аз асосҳои дин ва адабиёт бохабар, каси оқил, таҳлилгар, ҷасур, ватандӯст аст. Дар муносибат ба зердастонаш одилона муносибат доштааст. Вале, чун инқилоб шуду доро ва нодор ба ду ҷониби сангар афтоданд, барои ҷоҳу ҷалол ва мазҳабу ватанаш талош карда, баъд аз ноилоҷӣ ба хориҷ фирор кардааст. Аммо ҳоло, баҳори соли 1931, бо дастаи Иброҳимбек бо умеди аз нав муқими ватан шудану баргардонидани сарват ва зиёрати қабри падару модару бародар ва дидори хоҳар дарёро убур кардааст. Ва аз рӯи савқи табиӣ, таҷрибаи зиндагиаш вазъи кунунии зиндагии мардуми тоҷик, бар чи заминаҳое асос ёфтани ғалабаи инқилоб, сабабҳои барбод рафтани салтанати амирӣ ва ба чӣ амале қодир будани одамони Иброҳимбекро таҳлил карда, ба натиҷае мерасад, ки «ба хаёлҳои хом печида ба ин диёр омадааст». Ва чун инсони воқеъбин пай бурдааст, ки ҳам имкони баргашт мушкил асту ҳам ба Ҳалимбойҳои худношиносу Иброҳимбеки аз дастгирии халқ ноумед гашта, ба инқилоб ғолиб омадан мумкин нест. Бинобар ин, панҷ савори дастаашро ҷавоб дод, яке аз дастпарварони саркашаш Ҷалолро бо дасти худ парронд ва барои ҳимоя (ва инчунин қасоси бародараш) дастаи Анварро бо фиреб аз байн бурд ва дар ивази зери по шудани хонаву дараш ва дарки дар вартаи ноилоҷи монданаш, муаллим ва раиси колхозро ба дор кашид. Ва худ низ ба ҷое нарасида, аз дасти ғуломи худ қурбон гардид.

Чунонки мебинем, қисмати Усмон Азиз хеле мураккаб ва фоҷиабор аст. Дар шахсу сарнавишти вай мураккабӣ ва фоҷиабории замони инқилоб, ки ҳазорон инсонҳоро нобуд сохтаву маҳв карда буд, таҷассум ёфтааст... Худо накунад, ки боз бо инқилобҳои тозаи хунин рӯ ба рӯ шавем.

Ва, инак, чунин натиҷа гирифтан мумкин аст, ки барои Саттор Турсун таҳқиқи бадеии ҳаёт аз тасвири амиқу пурғунҷоиши қисмати инсон аз набарди чи зоҳирӣ ва чи ботнии неку бад дар зиндагӣ ва сарнавишти вай сарчашма мегирад. Ва ин инсон ба таърих, ривоят, ёду ҳофизаи худ ва табиати ӯро дар оғӯшгирифта муносибати хосае дорад. Агар чунин гӯем, ки тамоми инсонҳои офаридаи Саттор Турсун дар оғӯши хотираву ҳофиза зиндагӣ мекунанд ва андеша аз сифати асосии хислати онҳост, хато накардаем. Дар ёду хотира ва андешаҳои онҳо баробари таҳлили ҳолоти худу аҳли ҷомеа ривояти афсона, таърихи дури замони ҳуҷуми Чингиз ва бахусус воқеаҳои фоҷеабори солҳои 30 ва замони Ҷанги Бузурги Ватанӣ нуфузи зиёде доранд. Яъне маънавияти онҳоро ёди таърихӣ, фарҳангу адаб ва хулқу амали хуб, нияти нек ташкил менамояд. Эшон пеш аз иҷрои ҳар амале ба андеша

мераванд, то дар кори худ хатое накарда бошанд, агар хатое аз онҳо рафта бошад, аз он ибрат мегиранд; маҳз ҳамин хотира ва ибрати таърих аст, ки онҳоро ба зодгоҳ, падару модар, хешу табор, ҳамдеҳагон ва умуман ба ҳамватанон пайванд медиҳад, балки бунгоҳи ҳастии маънавии онҳоро ташкил менамояд. Ба қавли Усмон Азиз «... бе хотира, бе ин раҳнамои ҳаёти инсон, зиндагӣ ҳеҷ маънӣ надорад».

Вобаста ба қазияи мазкур чунин тахмин задан мумкин аст, ки усули бозгӯи таърих, руҷӯъ ба гузашта, дарки тоза ва баррасии хотираҳо, зистан бо ёдҳо барои бардоштани панди рӯзгорон ва худшиносии асил ба хотири бунёди ояндаи ҷомиаи тоҷикон ва худшиносии миллӣ дар замони истиқлолият аз буда бештар аҳамият пайдо менамояд. Дар ин маврид таҷрибаи эҷодии Саттор Турсун ва дигар ҳамқаламҳои ӯ назаррас хоҳад буд...

Дар навиштаҳои Саттор Турсун ҳодисаҳои табиат, тасвири манзара низ мавқеи муҳим дорад. Бе дудилагӣ гуфта метавон, ки дар насри муосири тоҷик кам касе мисли ӯ бо ин фаровонӣ ба манзараи табиат таваҷҷӯҳ зоҳир кардаву нақшу ҷилваҳои нотакрори онро бо муҳаббат ва чирадастӣ тасвир намуда бошад. Манзара, табиат дар асарҳо ва дар радифи воқеа, амал, андешаи инсон баробар аҳамият пайдо карда, барои фарогирии мукаммали воқеият ва ҳастӣ мусоидат мекунад. Яъне табиат ҳам макони амали воқеаҳо, ҳам нишонаи муҳаббату қаробати қаҳрамон, ифодагари вазъи равонӣ ва ҳолати онҳо (манзараи равонии ҳаммонанд ва мутаззод ба ҳолати рӯҳии эшон) ва зиёда аз он, як ҷузъи биниши бадеӣ ва дунёдаркии нависандаро ташкил намудааст.

Мо дар боло як намунаи ба тасвир дохил шудани табиатро дар мисоли вохӯрии усто Қамчин ва Хадича зикр кардем. Дар қиссаҳои «Пайвад» ва бахусус «Мегӯянд, ки модарам...» табиатро аз тасвир ҷудо кардан мушкил аст, ин ҷо «равшанӣ чун абрешим мулоим аст», «борон ба сони хасу алаф ва гулу меваҳо бӯй дорад, яъне он зинда буда», ба ҷон дарку эҳсос мешавад. Ва дар румони «Се рӯзи як баҳор» бегумон (агар саргузашти вобаста ба гургҳоро ба ҳисоб нагирем) манзараи табиат чоряки асарро ташкил медиҳад. Ин нуфузи зиёд афзоиши миқдорӣ набуда, балки сифатафзост: нақли одиро боз медорад, андешаро ғанӣ месозад ва, зиёда аз он, ба тасвир тамкину салобат бахшида, ба ин восила ҷанбаи эпикии румон (асарҳо)ро қувват медиҳад.

Дар иртибот ба ҳамин масъала гуфтан лозим аст, ки ба асарҳои Саттор Турсун махсусиятҳои жанрие низ хос мебошад: ҳикояҳои вай аксаран ҳикоёти ахлоқии равонӣ, повестҳояш қиссаҳои андеша ва румонҳояш кашиш ба асари психологии фалсафӣ мекунанд. Натиҷаи ҳамин ковишҳо будааст, ки нависанда бори аввал дар насри мо як силсила осори хурдҳаҷми худро бо

номи новелла таҳти унвони «Дарахти ҳазорсола» манзури хонандагон гардонид. Алҳол наметавонам гӯям, ки ин навиштаҳо ба шакли маъмули ғарбиашон то чи дараҷа мувофиқат мекунанд. Аслан чунин корро кардан он қадар зарурате надорад ва шояд дар оянда дар хусуси новеллаи адабиёти миллӣ сухан ба миён оварем. Аз навиштаҳои Саттор Турсун маълум аст, ки ва ба новелла маъниҳои ибратбахшу пандомез ва фалсафиро ғунҷонидан мехоҳад. Маводи ин навъ асарҳои ӯро як лаҳзаи чандҷиҳатаи зиндагӣ, як андешаву ҳолати пуршиддати инсон ва ё як манзараи пурмаънии тамсилӣ ташкил медиҳад. Аммо кор ба ин анҷом намеёбад. Дар новеллаҳои хуби (яъне сусташон ҳам ҳаст) Саттор Турсун банду баст қавӣ, иртиботи шаклу мазмун табиӣ, ҷаззоб ва гироct. Умед аст, ки нависанда бозҷустҳои худро дар ин ҷода идома медиҳад ва бо ҳамдастии дигар ҳамқаламонаш ба ташаккули новеллаи тоҷикӣ саҳм хоҳад гирифт.

Бояд гуфт, ки таълифи новелла бештар аз ҳамаи жанрҳо гирумони дақиқи ҳунариро тақозо дорад, ки зуҳури он дар новеллаҳои Саттор Турсун ба мушоҳида мерасад. Ва ин бе чиз нест, зеро тамоми навиштаҳои вай аз заргарии ҳунарӣ (тахассусӣ) бархурдоранд. Бояд гӯем, ки нависандагӣ низ мисли ҳамагуна ҳунар ба ҷуз аз истеъдоди худодод натиҷаи меҳнату машаққат дар роҳи барои худ кушодани асрори кори эҷодӣ ва андӯхтани таҷрибаи зарура мебошад, яъне дар он эҷод кардану сохта тавонистан тавъам амал карда, яке дигареро доройӣ меафзояд. Аз асарҳои Саттор Турсун маълум аст, ки вай на танҳо ба як шавқу илҳоми табиӣ қалам меронад, инчунин дар болои ҳар сухан ва таркиб, пораву манзара, қисматҳо ва сохтори умумии навиштаҳояш заҳмати бисёре мекашад. Дар натиҷа тамоми ҷузъи хурду бузурги асар байни ҳам иртибот пайдо карда, ҷанбаи табиӣ ва асоси мантиқии онро тақвият мебахшанд. Масалан, дар қиссаи «Пайванд» тамоми ҷузъиёти асар, он хоҳ дар Маскаву Гурҷистон, хоҳ дар Душанбеву Вандоб гузарад, хоҳ моҷароҳои оила ва ишқи бачагии Фарҳод нақл шавад, хоҳ сухан аз тафриқаву бархурдҳои падару фарзанд ва дуриву наздикии макони зисти қаҳрамонҳо равад, пайванди инсонӣ ва маънавӣ меҳвари асосии ҷозибаву кашиши онро ташкил медиҳад. Ва ё пораи зеринро ба мулоҳиза гиред:

«Гушам ба Иқболу чашмам гоҳо ба сурат, ман дар мактаби Вандоб медидам худро. Синф хунук берун ҳам хунук. Зарра-зарра барф меборад. Ман дар пеши тиреза нишаста ба даҳони муаллим менигарам. Ғамгин аст овози ӯ; гумонам, ки ангуштонаш низ меларзанд. Ана ҳамин тавр ҳамаро қир мекунанд муғулҳо, мегӯяд дар фуроварди суханаш муаллими меҳрубони мо Нусрат Даврон, деҳа зеру забар мешавад. Хонаҳо дар оташ, дарахтон буридаву шикаста, киштҳо поймол, осмон пур аз дуд...»

Ин пора аз чанд ҷиҳат ҷолиби диққат мебошад: дар он Иқбол сурати девори хонааш - тасвири Вандоб, ки Шодмон кашидааст, хотироти бачагии Шодмон аз дарсҳои Нусрат Даврон ва худи ин муаллими ватандӯсти шоирмизоҷ ҳаст ва билохир, ваҳшонияти чингизиён ва деҳоти валангор пеши назар меояд; он дар дохили худ банду басти шаклӣ ва маънавӣ дорад, низому оҳанге дорад ва ба туфайли ин ба сохтори умумии ғоявию бадеии қиссаи лирикиву психологии «Мегӯянд, ки модарам...» ба таври табиӣ дохил мешавад... Ва боз як нуктаи дигар. Аз ин пора маълум аст, ки нависанда ба тасвиркории боҳиссиёт таваҷҷӯҳ дорад. Умуман метавон сабки Саттор Турсунро воқеагароии боҳиссиёт қаламдод кард. Ҳирфакории ӯ низ барои тасвиргарии воқеӣ ва афзудани таъсири сухан равона шудаанд. Сухани Саттор Турсун манзараофар, маъникаш ва тарзи баёнаш хушнавою серсадо мебошад: «Пиразан... ба ҳимояи набераааш зинаҳоро фаромада, дуртар аз дарахти себ, ки ҳанӯз меваашро начидаанд, дар як гӯшаи кати чӯбин менишинад. Осмон ба сараш бедарег нур мерезад. Сафед, мулоим ва шири навдӯшида барин гарм аст анвори маҳтоб...» «Усмон Азиз андак хомӯш истода, ба пеши пояш нигарист. Фаши саллаи шоҳиашро боди сабуки атрогин, ки бӯи арча ва гулу сабзаҳои кӯҳиро меоварад, маҳин алвонҷ медод. Гармии офтоб тадриҷан зӯртар мешуд...»

Бе шарҳу тафсири зиёде метавон пай бурд, ки дар пораҳои мазбур нишонаи дасти як ҳунарманди суханофарин ҳувайдост. Ҳунарпардозӣ болои навиштаҳо ба он во доштаанд, ки Саттор Турсун дар сари кори эҷодӣ ба андеша равад ва пиромуни асрори эҷодкориҳои худашу ҳунармандии ҳампешаҳояш як силсила мақолаву эссе таълиф намояд, ки зери унвони «Санги ман як ман» (1971) ҷамъоварӣ шудаанд. Дар мақолаҳои мазкур вазъи забон ва адабиёти муосири тоҷик, бахусус насри он, масъалаҳои ҳалолкорӣ дар адабиёт ва мушкилаҳои эҷоди осори бадеӣ мавриди баррасӣ қарор гирифтаанд. Зиёда аз ин, дар ин силсила мақолаҳое ҳастанд, ки ба ҷараёни кори адабӣ дахл мекунанд ва ба таври куллӣ нишонаи худшиносии эҷодӣ ва граждании нависанда ба шумор меоянд. Аз ин рӯ, як хусусияти муҳими ин мақолаҳо иборат аз рӯҳӣ публитистӣ буда, нависанда аксаран кӯшидааст, то ки дардҳои ҷомиаи моро бозгӯ карда бошад. Бахусус, аз боби маразӣ маҳалгароӣ, савияи пасти худогоҳии миллӣ ва вазъи нобасомони забону фарҳанги мо сухан ба миён оварда, нисбат ба равандҳои носолиме, ки дар ҷомиа рух дода истода буданд, бо ташвиш (соли 1988) изҳор дошта буд: «...имрӯз мо, тоҷикон, агарчанде илму фарҳанги ҳазорсола дорем, аз маданият фарсахҳо дур афтодаем ва худамон гунаҳкор,- дунёи маънавиамон хароб

гаштааст. Ва Худо медонад, ки дар ин ҳол ягон рӯз то ҷое мерасем ё не. Зеро ҳанӯз нашнохтаем якдигарро, ками дар кам ҳурмат мекунем ҳамдигарро...»

Зиёда аз ин, Саттор Турсун дар бораи бархурдҳои қавмию маҳаллӣ, мазҳабию эдиоложӣ, ҳаққу ботил дар раванди озодихоҳӣ ва демократиталабӣ дар марҳалаи ҳасоси ҳаёти мардуми тоҷик - замони бозсозию ошкорбаёнии горбачовӣ ва тӯфонҳои истиқлолхоҳӣ румоне бо номи «Садама, ё худ достони як марди саргардон» (1994)-ро таълиф намуд, ки пораҳое аз он дар саҳифаҳои рӯзномаи «Ҷумҳурият» ба табъ расиданд. Ҳарчанд ки аз рӯи ин мухтасар аз ҳусну кубҳи ин румон батафсил ҳарф задан бармаҳал аст, вале як чиз мусаллам аст, ки масъалаи асосии ин асар ва андешаҳои гоҳномавии нависанда моро ба оғози ин мақола, ки аз масъалаи дардноки вазъи кунунии миллати тоҷик сухан ба миён оварда будем, боз мегардонад. Маълум мешавад, ки Саттор Турсун мисли ҳар як эҷодкори асили миллӣ ҳамеша бо ғаму шодӣ ва муаммову мушкилаҳои зиндагии мардуми худ пайванди ҷонӣ ва инсонӣ дорад. Мешавад чунин натиҷагирӣ кунем, ки ӯро ҳоло дардҳои иҷтимоиву ахлоқӣ ва маънавию фарҳангии миллати тоҷик ба худ омода доштаанд...

Инак, мо дар ин мақола асосан дар бораи масоили куллии шахсият ва эҷодиёти Саттор Турсун дар нисбат ба масоили умумии миллӣ, иртиботи ҳунарманд ва ҷомиа, ҷустуҷӯҳои эстетикии адабиёт ва мавқеи шахси ҳунарманд, амиқрафти проблемаҳо ва биниши воқеънигорӣ, ғанои шаклу балоғат ва фасоҳати баён сухан ба миён овардем. Ин худ гувоҳи он аст, ки саҳми Саттор Турсун дар раванди адабии муосир ва умуман таърихи адабиёти нави тоҷикӣ сазовор ба гуфтугӯҳои ҷиддии илмӣ мебошад. Дар айни вақт, чунин мақом назди нависанда масъулияти бузурги эҷодиро пеш мегузорад. Ба ин маънӣ, дар қӯллаи панҷоҳсолагӣ, ки ҳадди камолоти шахсӣ ва эҷодӣ низ мебошад, бовар дорем, ки Саттор Турсун омодаи ибтикороти тозаи бадеӣ мебошад. Мо ба ӯ дар ин ҷодаи пурмашаққату масъулиятнок ба манфаати рушду камолоти адабиёти миллии тоҷик комёбиҳо таманно дорем.

Соли 1997; таҳрири 2005.

# НАМУНАИ ШОИСТАИ НАСРИ ҶАДИДИ ТОҶИКӢ

Насри тоҷикӣ аз солҳои 80 ба баъди асри гузаштаро бар асари озодандешиҳо ва истиқлоли афкоре, ки дар ҷомиа ба зуҳур омад, метавон аз бисёр ҷиҳатҳои марҳалаи тозаи сифатӣ дар инкишофи таърихии он ба шумор овард. Дар ин солҳо бисёр масъала ва мавзӯъҳои дар адабиёти собиқ шӯравии тоҷик маъмул, мавриди бозназарӣ гардиданд, арқому далел ва сарнавиштҳои нави инсонҳо мавриди тадқиқӣ бадеӣ қарор гирифтанд ва ба ин васила тасвири воқеъгароёнаи ба ном сотсиалистӣ, ки дар раванди адабӣ маъмул буд, ба тағйиру бухрон рӯ ба рӯ гардид: аз як тараф, бисёр дастурҳои меъёрӣ дар тасвир аз байн рафтанд, аз ҷониби дигар, диди бадеии тахассусӣ қувват гирифт ва реализми асил (ҳарчанд аз оҳанги танқидиву гоҳномаӣ холӣ набуд) бештар мақом пайдо намуд. Дар паҳлӯи ин тағйироти сифатӣ кӯшишҳои инқилобӣ, тозаназарии сирф ва ба доираи тасвири бадеӣ кашидани тарзу усулҳои гуногун ва то ба ҳол дар адабиёти тоҷик номашҳур, балки мамнӯъ, низ мавриди таваҷҷӯҳи аҳли адаб қарор гирифт, ки дар ин 10-15 соли охир самараҳои дилхоҳе дод - сабкҳои хос ва усулҳои тозаи тасвири зеҳнӣ дар наср роиҷ гардиданд ва як андоза сабки шахсии удабо низ дар ин ҷустуҷӯҳои эҷодӣ ташаккул ёфта, насрнависи мудерн (ҷадид) роиҷ гардид.

Ба ин маънӣ, дар баробари омилҳои мазкур, ҳақиқати ҳол чунин аст, ки бисёре ин навпардозиҳо, пеш аз ҳама, натиҷаи тозаназарӣ, кӯшишу ҷадалҳои пуршиддат ва истеъдоди хосаи як ришта аз адибони дар он солҳо ҷавон, мисли Баҳманёр, Сайф Раҳим, Муҳаммадзамони Солеҳ, Муаззама, Маҳмадраҳими Сайдар, Ҷонибек Акобиров ва дигарон будааст, ки тарзу усули тозаи нигориш баробари ҳунари нависандагии онҳо пайваста ташаккул меёбад ва насру нависандагии тоҷик ба рӯҳу равон ва сабку равишҳои насрнависии ҷаҳон пайванд мехӯрад. Ин ҷадалҳо, агар чанде дар партави ҷӯяндагии ҳунарии удабои ҷаҳон сурат мегирад, вале тавассути мӯҳтаво, рӯҳу саҷияи шахсӣ ва тарзи тафаккури миллии иштирокдорони асар ва эҷодкорони он метавонад рангу бӯ ва таровати тозае ба ин пӯяндагиҳои умумӣ ворид созад. Накди адабии тоҷикро низ зарур аст, ки ин ибтикороти адабии насрнависонро

пайваста зери назар дошта бошад ва дар инкишофи солиму самарабахши онҳо мусоидат намояд, аҳли ҷамъият ва дастандаркорони кори фарҳангию адабӣ низ бояд аз ин падидаҳои нав сари вақт ва бо камоли масъулият ҳимоят ва дастгирӣ ба амал оваранд ва мо ҳама дар иттиҳод ба дастовардҳои сифатӣ ва инкишофи чашмгири адабиёти миллатамон мусоидат карда бошем.

Хушбахтона, чанд соли охир чунин имконияте фароҳам омадааст, ки ҷомеа ба ибтикороти эҷодӣ ва удабои навнавис бештар мутаваҷҷеҳ мешавад, дар сари ин гуна осор ба андеша меравад ва барои ба дасти хонандагони асил расидан ва ҳам қадр кардани меҳнати воқеии адабии эшон кӯшишҳо ба харҷ медиҳанд. Бахусус, ҳангоми ба ҷоизаҳо пешниҳод кардани осори адабӣ аз ҷониби хонандагон, ташкилотҳо ва иттиҳодияҳои адабию эҷодӣ мавридшиносӣ эҳсос мешавад (ҳарчанд дар баҳодиҳии комисиюни расмӣ на ҳамеша маҳаки адлу инсоф аз ченаки ҷуғрофиёӣ ғолиб меояд). Ва умед аст, ки ҷомиаи мо дар ҳамаи сатҳҳо ба нақди воқеӣ ва арзишдиҳии ба асли чиз мувофиқ унс мегирад, одат мекунад ва ба ин васила ҳам ҳаёти адабии мо рушд меёбад ва ҳам маънавиёти ҷомиаамон солим мегардад.

Банда, аз ба дарёфти Ҷоизаи ба номи Рӯдакӣ пешниҳод шудани асари нависандаи соҳибқареҳа ва мумтоз Баҳманёр «Сармаддеҳ» (Румон дар қисса ва ҳикояҳо.- Д., 2002) чунин фоли нек гирифтам. Сабаб он аст, ки вай қариб бист сол аст, ки дар насри тоҷикӣ қаламкашӣ мекунад ва амали ӯ аз оғоз то ба ҳол бо роҳи тозаназарӣ ва навсохтани сохтори наср, тозаву солим намудани диди бадеӣ ва ғано бахшидани шакли бадеӣ сурат мегирад. Зотан, диди нави адабӣ аз шинохти тозаи оламу одам, воқеият ва ашхос маншаъ мегирад. Баҳманёр аз оғоз аз меъёрҳои сирф идеоложӣ ва иҷтимоиву табақотӣ сарфи назар карда, мутаваҷҷеҳи худшиносии инсон ва ҳисси масъулияти шахс назди одамон, ҷомиа ва кулли мавҷудот (табиат) гардид, балки ба дунёи дарунӣ, равонӣ ва ҷиҳати бунёдии одамони одӣ, ки ҳастии воқеии онҳоро ошкор месозад, чашми диққат дӯхт ва бо ҳамин меъёрҳои тасвир, баҳо ба мавқеи иҷтимоиву ахлоқии инсонро, ки то ба ҳол дар насри тоҷикӣ роиҷ буд, на танҳо ғанӣ сохт, балки то ҷое дигар ҳам кард. Ба ин маънӣ асарҳои Баҳманёрро метавон ба сифати тамоюли тозае дар насри нави тоҷикӣ чун насри зеҳнӣ номзад кард, ки аз қолабҳои иҷтимоӣ, низоъҳои синфиву истеҳсолӣ, объективизми берӯҳ ва нақли одӣ ё пайдарҳамии воқиаҳо

барканор буда, саропо баёнгар ва ҷавобгӯи ҳолот, савияи маънавӣ ва аҳдофу ормони инсони муқаррарӣ мебошад. Ин сифот дар маҷмӯаҳои ҳикоёт ва қиссаҳои вай «Ишқи сайёд» (1984), «Аспи обӣ» (1987), «Дуди ҳасрат» (1993) ба зуҳур омаданд ва дар румони бахуд хоси «Сармаддеҳ» (2002) метавон гуфт, ба сурати сабки шахсии ӯ (дар айни замон сабки тозаи насри тоҷикӣ) шакл гирифтанд.

Румони «Сармаддеҳ» бо тавсифи «Румон дар қисса ва ҳикояҳо» пешкаши хонандагон гардидааст ва ин пешниҳоди нависандаро чунин метавон фаҳмид, ки он румонест дар шакли нав ва сохтораш низ ба худ хос буда, ҳама дар якҷоягӣ як манзараи мукаммалеро аз ҷиҳатҳои мухталифи зиндагии Сармаддеҳ пеши назар меоваранд. Яъне, омили шаклдиҳандаи румон на сарнавишти як-ду фард ва ягон масъалаи алоҳида (бигзор муҳим), балки зиндагии мардуми минтақаест бо номи Сармаддеҳ, ки барои нависанда ҳар як масъала, ҳар ҳодиса, ҳар шахс ва ҳама ашёи он муҳим мебошанд. Ва боз муҳимтар он аст, ки ҳар яке аз ин қазия, аз як ҷониб, ба умқи бовару устура ва таърих фурӯ меравад ва аз ҷониби дигар, ба ҳодисоти асри охир ва ҷаҳони муосир бо роҳу равиши гуногуне пайванд мехӯранд.

Бинобар он, Баҳманёр ба устурасозӣ даст мезанад. Имрӯз ин тамоил дар аксари адабиёти пешқадами ҷаҳон роиҷ аст, ки чеҳраҳои мондагораш Маркес, Лагерквист, Голдинг ва амсоли онҳоянд. Қисса ва ҳикояҳои «Аспи обӣ», «Зан ва гул», «Дуди ҳасрат», «Бевазан», «Чашмзахм» дар ҳамон равия таълиф шудаанд. Маҳз усули устураӣ аст, ки мард аз аспи обӣ ду насл мегирад, ғӯл ба зани рустоӣ ошиқ мешавад, гӯрҳо аз зудпоии меҳри мардум дуд мекунанд, дарахти хушки бед ҷон мегирад, ду дида аз хадака об шуда мерезад. Ҳамаи он чи нависанда дар сурати асотир пешкаш мекунад, бори маънӣ мекашад, ҳикмате ва ҳушдоре дар зерматн дорад. Дар ин ҷода Баҳманёр аз аввалқадамҳост дар адбиёти муосири тоҷик.

Нависанда ба фолклор ва этнографияи миллӣ таваҷҷӯҳи махсус дорад ва онҳоро дар тасвир хубу моҳирона, бомаврид истифода мекунад. Ба хатти мандал гирифтани париҳо (ҳикояи «Ширин»), кӯрхатнависиву илми Кашмир кардани Бухоризода (ҳикояи «Кароматӣ мулло Бухоризода»), испанди сӯзон дар даст кӯчаҳои деҳро давр задани кампири Осуда (ҳикояи «Туфанги думила») ва ё саҳнаи хеле шоиронаву муассир бо занбӯрони асал санҷидани бакорати Моҳпора (қиссаи «Сафолҳои рангин…») ва даҳҳо мисолҳои дигар метавон ин ҷо зикр кард, ки баёнгари ҷӯяндагии Баҳманёр аст.

Қиссаи «Тавсан дар қавсайн»-и Баҳманёр чи дар шакл, чи дар мазмун як чизи тозаест, ҳатто аз он услубу мавзӯе, ки нависанда одатан сарукор дорад, фарқ мекунад. Нависанда мактаби охирҳои соли шастро ба тасвир мегирад, вале проблемаҳои гузошта имрӯз низ доғанд. Аз ҳама муҳимаш сабки қисса ба тазоду таҳрик, ҷустуҷӯ ва дунёи рангини мактабиён мувофиқ афтодааст.

Фоҷиае, ки дар қиссаи «Санг ва сабӯ» нигошта мешавад, хеле дарднок аст. Духтараки оҷизу нотавон - куза, бо падари бераҳму ҷоҳил - санг рӯбарӯст, ки маҳз туфайли беандешагиву бераҳмии ӯ он фоҷиаи ҷонкоҳ дар осиёб рух мезанад.

Қиссаи «Хукхона» бо танзу ҳаҷви намакину талхе навишта шудааст. Ин қисса ҳаводиси оғози солҳои шастро бозгӯ мекунад. Қисса бо вуҷуди хеле шавқовар навишта шуданаш баёнгари он ҳақиқат аст, ки чаро чунин як давлати муқтадири ҷаҳон – Шӯравӣ ногузир ба шикаст мувоҷеҳ гашт.

Ҳикояҳои «Чашмаи ният», «Вақти гули бобуна», «Гавазни чанбаршохи ман» бо забони шеър навишта шудаанд. Тазоду вазн, қофияву саҷъҳо ҳама ба рӯҳияи қаҳрамонон, задани дили орзупарвари онҳо ва муҳаббати нависанда ба эшон мувофиқу мутобиқ афтода. Балки насри Баҳманёрро метавон насри шоирона номзад кард.

Ва, ниҳоят, қиссаи «Пайғамбари беуммат» як асари ҳамоҳанг бо мактаби нависандагони абсурд (мактаби пучӣ ва маънибохтагӣ) аст, ки қаҳрамони ӯ дар олами хоҳишу хомхаёлиҳо ва барорҳои бебунёд ва зиндагии сабуксарона ба бӯҳрони маънибохтагӣ мерасад ва зомини ишқи поку самимии Хадичаи бегуноҳ мегардад. Ҳамин тавр, метавон ҳар яке аз ҳикоёту қиссаҳои румони сертаркиби «Сармаддеҳ»-ро бозгӯ ва тавсифу таҳлил намуд.

Ба ин маънӣ мавзӯъ ва масоили румони «Сармаддеҳ» гуногун, рангин ва серпайванд мебошанд. Аммо бо ҳама пайвандҳояш румони мазкур туфайли мушаххасоти хосаш ҷолибу дилнишин, хонданбобу андешапарвар гардидааст. Гап сари он аст, ки Баҳманёр дар насри тоҷикӣ як қабати кашфношуда ва то ба ҳол мавриди тасвир қарор нагирифтаи зиндагии кӯҳистон, балки ҳақиқати asliву бепарда, вазъи равониву ахлоқӣ ва аз ҳама муҳимаш, савияи хоси тафаккури ин мардумро мавриди таҳлилу тадқиқ ва намоишу нигориш қарор дод. Сармаддеҳ, Сармадшаҳр, Сармаддара на танҳо бофта, сохта ва билохира, бозёфти Баҳманёр аст, балки он дар худ зиндагӣ ва ҳолоти мардуми тоҷики кӯҳистонро , ки бо шакли ҳаёти худ, урфу одат ва

тарзи андешаи хеш дар банди суннатҳои ҳазорсола буда, асосан дар таҳти таъсири он боз хеле аз хислатҳои хоси миллии худашонро нигаҳдорӣ мекунанд, вале аз навангезиҳои замони ҷадид низ баҳравар гардидаанд (аксар ин навиҳоро ба суннати қадима созиш дода ва ё ба он тақлиди сохта ва кӯркӯрона карда ва гоҳе ба масали шутурмурғ миёни обу оташи дирӯзу имрӯз саргум зада), вале дар ҳар маврид аз меъёри муқаррароти зиндагии амалӣ, таҷрибаи рӯзгор ва судбардории муқаррарии инсонӣ кору зиндагӣ доранд ва ҳамеша дар ҳимояи ҳамият ва номуси шахсиву диёрдорӣ омода мебошанд.

Ҳамин гуногунии афкори мардум сифати мавзӯъ ва мӯҳтавои қиссаву ҳикоёти румони «Сармаддеҳ»-ро муайян кардааст: дар он қиссаву ҳикоёти равонии лирикиву ҷиддӣ («Зан ва оина», «Шикордузд», «Чашми хунин», «Ишқи сайёд», «Пайғамбари беуммат»), монологҳои хаёливу орзупарвар («Гавазни чанбаршохи ман», «Вақти гули бобуна»), воқеоти латифавор ( «Мулуҳ», «Орзуи шикаста», «Муҷоҳид», «Шаҳбузи бибии Марям», «Хукхона»), манзараҳои фоҷиабори ахлоқиву иҷтимоӣ («Сафолҳои рангин, тарошаҳои сангин», «Сангу сабӯ»), қиссаҳои таърихии омехта ба ривоятҳову афсона («Зарринаи Зарнигор»), ривоёти афсонавор ва устураву тамсилӣ («Аспи обӣ», «Хурӯсаки парпо Пӯпак»), тазодҳои рӯзгори муқаррарӣ («Пирию хартозӣ», «Тавсан дар қавсайн») паҳлӯи ҳам омадаанд. Ва як чиз муҳим аст, ки ин ҳама тазодҳои мӯҳтаворо ҳамоно зиндагӣ ва савияи тафаккури мардуми одии Сармаддеҳ ба ҳам овардааст, яъне муқаррароти рӯзгор дар ин макон пур аз аҷоиботу ғаробат ва гоҳо афсонамонанд аст ва ривояту устураҳо низ аз воқеаҳои муқаррарӣ сарчашма мегиранд ва ё ба василае ба онҳо вобаста мебошанд. Ба ин маънӣ, Баҳманёр бо ҳама тасвирҳои хаёлпардозона, шоирона, афсонавор ва ғайриоддӣ дар заминаи устувори воқеият қаламронӣ мекунад, масъала мегузорад ва хонандаро вориди андеша месозад, ки ин як навъ воқеънигории мӯъҷизаосо ё хаёлпардозона мебошад. Яъне, ин бозёфту ибтикороти ӯ дар шуури эстетикӣ, биниши бадеии мардуми тоҷик замина дорад, асоси миллиаш пурқувват мебошад, балки тавассути навиштаҳои ӯ тафаккури миллӣ дар адабиёти мо ба ҷараёни табиӣ, аслӣ ва таърихиаш ворид шуда, дар айни замон бо равандҳои адабии ҷаҳон, мисли реализми мӯъҷизоии нависандагони Амрикои Лотинӣ пайваст гардид.

Ёдовар шудан бамаврид аст, ки дар насри навини тоҷикӣ метавон танҳо чанд шахсияти адабиро ном бурд, ки то як дараҷа рӯҳу равони миллии моро дар ҳар шакл - мусбат ё манфӣ ифода карда бошанд. Онҳо Одина, Қорӣ Шикамба, Тӯтапошшо, Ҳасани аробакаш, Дилоромканиз, Холи ворухӣ, Восеъ, «одамони кӯҳна»-и Муҳаммадиев ва чанди дигар мебошанд. Аммо дар бораи чеҳраҳои румони «Сармаддеҳ» ҳаминро метавон гуфт, ки эшон ҳарчанд дар алоҳидагӣ симои барҷастаи иҷтимоӣ надоранд (мақсади нависанда ҳам ин нест), вале ҳар яке аз тору пуди сирф инсонӣ ва миллӣ бофтаву эҷод шудаанд ва дар баробари ин масъалаеро аз мушкилаҳои иҷтимоии зиндагии мардуми тоҷик таҷассум намуда, дар иттиҳод манзараи мураккаб, пурмуаммо ва дар айни замон тозаи зиндагии иҷтимоии кӯҳистонро дар бар мегиранд.

Ба фикри банда, ба Баҳманёр муяссар шудааст, ки на танҳо зиндагӣ ва кору амал, шароити зист, урфу одат ва бовари сармаддеҳиёнро ғайримунтазираву аҷиб тасвир кунад, балки дар фикру ақида, хислату характер ва мақсаду ормони воқеии онҳо низ чизе ҷолибу аҷиб, равшан, ба худ хос ва сазовор ба қисса карданро дарёбад, ки барои хонанда ҳам аҷиб, ҳам пандомӯз, ҳам орзупарвар менамояд, баробари эшон механдаду мегиряд ва, билохира, худро аз ҳама гуна палидиҳо покиза ва дар дунёи зебои ин деҳи мӯъҷизаосо – Сармаддеҳ поку мубарро бинад. Ба ин маънӣ, Бобои Баҳром, Комёр, Бобуна, Парисо, Усто Шоҳак, Шошо, Холи Девзӯр, Холдори Чилдурӯғ, Фармони Мурод, Яздони Орзу, Кампири Ороста, Кампири Марям, Мулло Бухоризода, Кампири Осуда, Гулбута, муаллима Нӯша, Хадича зиндагии аҷибу хислатҳои рӯшан, сарнавишти саргармкунанда, достонӣ ва аз ҳама муҳимаш саҷияи хоси тоҷикӣ доранд, онҳоро мисли қаҳрамонони гурҷӣ ё арманӣ ва ё қафқозӣ ба осонӣ метавон аз дигар миллатҳо тарҷеҳ дод ва тавассути эшон аз сифатҳои ҳамида, савияи тафаккур ва расму русуми тоҷикона сухан ба миён овард.

Дар баробари ин ҳама навангезиҳои мӯҳтаво ва таҳлилу тадқиқҳои амиқи гуногунчабҳа ва тозаи зиндагӣ, сабки баён, шакли ривоят низ дар навиштаҳои Баҳманёр ба худ хос ва гоҳо бакуллӣ навоварона мебошанд. Ин навангезӣ на ба маънии шикастани қолабҳои насри суннатии воқеънигоронаи тоҷикӣ аст, балки вай дар муқоиса бо ҳамсолони қолабшикану ибтикоргари худ низ аз ҳамин ҷода қадам мебардорад. Насри нави зеҳнии тоҷикӣ, ки аз охирҳои

садаи гузашта дорад шакл мегирад, бо ҷустуҷуҳои шаклу услуб тафовут дорад. Масалан, агар Сайф Раҳимов дар тасвири инсон ва воқеият ба воситаҳои сурреалистии нигориш мисли рӯъё, хоб ва хаёлоти берабту сербори гоҳо оҳангин таваҷҷӯҳ зоҳир карда бошад, Муаззама баёни нафису дилнишини ғиноиву румонтикиро барои тасвири таровишҳои эҳсоси нозуки инсонӣ ба кор мегирифт. Муҳаммадзамони Солеҳ ба тасвири вусъатноки тахайюл бо фарогирии таҳтушшуур ва жарфои маънавию таърихӣ майл пайдо намуд.

Дар ин миён Баҳманёр аз ҳама бештар дар заминаи воқеӣ меистад. Дар навиштаҳои ӯ ҳамаи он хасоисе, ки нависандагони ҳамсолу ҳамзамонаш доранд, ба ҳам омадаанд, балки ӯ бо диди хос аз онҳо як таркиби тозае эҷод карда. Вале ин амал бо роҳи вом гирифтани ҳар ҷузъе аз эшон ба амал наомада, балки қудрати истеъдоди Баҳманёр ба дараҷаест, ки фарогири хеле аз падидаҳои тозаи нигориш буда, ба сари худ сабки ба куллӣ тозаеро шакл медиҳад. Баёни Баҳманёр низ зеҳнӣ аст: дар румони «Сармаддеҳ» зоҳиран ровӣ ноқил аст, мусанниф, шунаванда ва муҳаррири ҳуруф мебошад, вале наметавон гуфт, ки ин ду шахс як касанд ва ё ҳар ду аз як мавқеъ ҳарф мегӯянду қазоват менамоянд. Мусанниф, албатта ба лаҳни баёни ровӣ (бобои Баҳром), васфу замм, гиру мон, таъкиду ишораҳои ӯ такя дорад, гузашта аз он ба сабку равиши умумии ҳикоягарии мардуми Сармаддеҳ, ки ба кайфияти ҳикояву қисса, оҳанги сухан, обу ранги он, пардози муболиғаноки он майл доранд (бахусус, дар нақлҳои Холдори Чилдурӯғ), фаровон истифода мекунад, воситаҳои қиссасозӣ, тасвиргарӣ, гардишҳои нақлӣ, бахусус воҳидҳои сухании эшонро ба кор гирифта, рӯҳияи умумии халқияти тасвирро хеле устувор месозад.

Вале ба ин ҳама нигоҳ накарда, нависанда дар таҳкия озод аст, нақлаш серпайванд, на танҳо сабки ровиро риоя мекунад, балки ҳикоятро бо тақлиди услуби адабиёти классикӣ, насри ҳамзабонон, баёни рӯзноманигорӣ ва гоҳо муҳокимаҳои илмӣ ғанӣ месозад, суханро рангу оҳанги шоирона мебахшад, ки дар натиҷа сабкаш сersадо (полифонӣ) мегардад. Ва ба ин васила ӯ гоҳо бо фикру зикр ва дарду шодӣ ва ормонҳои қаҳрамонҳояш ҳамнавост, гоҳи дигар рафтору амали ғаробатангезашонро бо танзи нозуке ришханд мезанад. Ин ҳама зиддунақизаҳо дар маҷмӯъ услуби хоси Баҳманёронаеро ташаккул медиҳанд ва имконе фароҳам меоваранд,

ки нависанда тавассути он реалияҳои зиндагӣ, расму русум, рафтору кирдор, мулоҳизаву андеша ва савияи тафаккури Сармаддеҳиёнро дар заминаи масоил, мушкилот ва муаммоҳои умумиинсонӣ ба баррасӣ гирад ва байни онҳо хати иртиботе кашида, бо ҳамин зиндагии як гӯшаи дурдасти кӯҳистонро бо мушкилаҳои рӯзгори ҷаҳониён ҳамнаво ва тарзу шеваи нигориши насри тоҷикиро бо дастовардҳои адабиёти ҷаҳонӣ ҳамсадо созад…

Дар бораи хусусиятҳои румони «Сармаддеҳ» ва насри Баҳманёр метавон хеле муфассал навишт, балки ҳар яке аз масоил ва қазияе, ки ин ҷо зикрашон рафт, шоистаи баррасии ҷудогона мебошанд. Эҷодиёти Баҳманёр низ ба сифати яке аз падидаҳои нав ва раҳкушои сабки нави эҷодӣ дар насри тоҷикӣ пажӯҳиши алоҳидаро тақозо дорад. Гумон мекунем, ки румони «Сармаддеҳ», ба хотири он ҳама сифатҳои мумтозаш ба инкишофи насри мудерн (ҷадиди) тоҷикӣ ва ҳам ба ривоҷи накду баррасиҳои он мусоидат хоҳад кард.

Апрели соли 2004

## САВОРИ АСПИ САФЕД

Муаззама Аҳмадова чун дурахши раъди рахшон, ба сони гули нозбӯи навбаҳорон, мисоли чаҳ-чаҳи булбули саҳаргоҳон ва шилдироси гӯшнавози оби чашмасорон мафтунгару хушнаво, ботаровату хушсадо ба саҳнаи адабиёт ворид гашт ва ҳамчунин тару тоза, ҷавон ва шукуфону ноком аз он берун рафт. Оре, омаду рафти вай ҳар ду покиза, ногаҳонӣ ва сапеду некӯ буд. Чун афсонаи зебову хуши бачагон, чун лолаи навшукуфтаи навбаҳорон, чун рӯймолчаи ба сад умеду орзу бо меҳр дӯхташудаву дастгардон нашудаи духтарони ошиқ ӯ зуду рӯшан вориди майдон гашту ҳамчунон зуду нобаҳангом аз миён рафт ва ҳамин тавр чун лаҳза, ба сони зудӣ тару тоза ва ҷавон хоҳад монд. Вай савори аспи сафед ба сафари роҳи дилҳо баромада буд, хиромону бо кулвори ҳунари воло роҳ паймуд ва ин роҳаш идома дорад, вай ба сафар баромадааст, аммо ин сафараш охир надорад, аммо аҷиб сафаре, ки ӯ ҳар даму ҳар лаҳза сӯйи мо меояд, савораи аспи сафед аз некӯи, сафедӣ, покизагӣ, одамгарӣ, вафову садоқат, дӯстдорӣ ва дилшиносиву дардрасӣ бо мо сӯҳбат мекунад. Оре, танҳо ҳунармандони воқеӣ, тозаназар ва покнияту навгаро имкон доранд, ки аз як чунин сафаре бебозгашт имкони баргаштан дошта бошанд, яъне умри дубора ёбанд…

Ба ин маънӣ дар бораи Муаззама чизе навиштан ҳам масарратбахш асту ҳам мушкил ва гузашта аз он риққатовар, вале вазифаи инсонӣ ва виҷдонии мо аҳли нақду адаб ҳам иборат аз он аст, ки ин ҳама ҳиссиёти шахсиро паси сар карда, дар бораи ин қабил ҳунармандони воқеӣ ва нотакрор сухани воқеӣ гуфта бошем.

Банда Муаззамаро ҳангоме шинос шудам, ки дар ҳафтавори «Адабиёт ва санъат» кор мекард. Баъд донистам, ки вай бахши ғоибонаи Институти омӯзгории Хуҷандро, ки он солҳо банда низ дар он ҷо ба сифати устод кор мекардам, хатм намуда будааст. Ва боз баъдтар огоҳ гаштам, ки ӯ зодаи деҳаи Қалъачаи Мазори ноҳияи Исфара (мавлудаш 20 феврали соли 1952) будааст. Хушбахтона, ба банда насиб шуда буд, ки боре дар ин деҳаи зебоманзари пур аз рангҳо ва сербоғу роғ, ки дар соҳили рӯди шӯху зебои Исфара ҷойгир аст, меҳмон шудаву одамони меҳмондӯсту хушгуфтор ва аксиягӯяшро аз наздик дида бошам. Мешавад гуфт, ки Муаззама чун фарзанди ин хоку замин аз ин ҳама зебоиву накӯиҳо барои худу эҷодиёташ хеле чиз гирифтааст ва баръакс, шояд беҳтарин ёдгорие, ки ин деҳи хушманзар ба мардуми мо ато

кардааст, шахси Муаззама ба сифати як зани худшинохта, инсони шариф ва нависандаи навовар бошад.

Ҳаминро таъкид кардан лозим аст, ки дар адабиёти муосири тоҷик, балки дар адабиёти ҳазорсолаи тоҷику форс суннате ҳукмрон буд, ки заноне, ки ба фаъолияти адабӣ машғул шудаанд, ҳама майл ба таълифи шеър доштаанд: Робиаи Балхӣ, Маҳастии Хуҷандӣ, Зебуннисо, Макнуна, Дилшоди Барно, Тоҷуддавла ва даҳҳо дигар бонувони суханварро ном бурдан мумкин аст, ки дар шеъру шоирӣ дасти ҳунар ёфта ва ба сифати шоира дар таърихи адабиётамон нақши босазоеро ишғол намудаанд. Дар садаи бист, дар замони нав низ кӯшишҳо асосан ба ҳамин самт майл доштааст. Агар занон то солҳои ҳафтод насре таълиф карда бошанд, ҳама аз доираи ҳикоя, ё хотираву ёддошт ва ё лавҳаи лирикӣ берун нарафта буданд. Магар кӯшиши шоираи тавоно Гулрухсор, ки дар айни шавқу шӯри шеъannamisӣ ва камолоти шоирӣ якбора ба таълифи румон барин як жанри калонҳаҷм даст зад ва натиҷааш достони «Занони Сабзбаҳор» гардид. Гулрухсор баъдтар низ ба насрнависӣ машғул мешавад ва як намунаи бахудхоси насри вай китоби «Зан ва ҷанг» (дар чандин нашр) мебошад. Аммо наметавон гуфт, ки ин ҳама моҳияти аслии эҷодиёти вайро ташкил намудаанд. Ба ҳар навъ Гулрухсор, пеш аз ҳама, ба сифати шоираи тавоно ва навовари адабиёти муосири тоҷик шинохта шудааст ва аз ин ҷиҳат ҳам машҳӯр ва писандидаи мардум мебошад.

Аммо насрнависии ҳирфаӣ аз байни занон ба номи Муаззама иртиботи бевосита дорад (ҳарчанд маълум гашт, ки вай дар таълифи шеър низ қувва озмудааст). Имрӯз сафи хонумҳои носир хеле афзудааст ва ин имкон дорад, ки дар бораи насри занон ва ҳатто адабиёти бонувон бо диди хосу дарунмоя, мушкилот ва масоили ба зиндагии иҷтимоӣ ва равонии эшон хос дар адабиёти тоҷик сухан ба миён оварда бошем. Албатта, ин мавзӯи дигар ва мавриди баҳси дигар аст. Вале дар ваҳлаи аввал ин корро тавассути аз назари таҳқиқ гузаронидани навиштаҳои адибаҳои алоҳида ба ҷо овардан метавонад дар ин масъала рӯшании бештаре андозад ва мавзӯъро мушаххасан ба баррасӣ гирад.

Мавзӯи асарҳои Муаззама аз рӯйдодҳои деҳот, аз зиндагии мӯйсафедону кампиракони барнодили рӯзгордида, меҳнатқарину одамдӯст, фарзандони дар олами кору бори худ овора ва гоҳо ёди волидайнро ба фаромӯшӣ супорида, аз занону духтарони босадоқат, зиндагии оилавӣ, аз олами пурнишоту покизаи бачагон, муҳаббати эшон ба табиат, ҳайвонот, аз орзуву ормонҳои дили пурмуҳаббати

дӯшизагони ба камол расидаву дар дунёи ширину гуворои ишқи наврасида махмур, аз ҳаёи хоси эшон, мушкилоти изҳори муҳаббат ва ба ҳам нарасидани ошиқони аз эҳсоси якдигар бехабар, аз андеша, орзу ва парвози хаёлоти мухталифи олами равонии инсонҳо (одамон), бахусус занон баҳс мекунад. Пайдост, ки нависанда метавонад дар доираи ҳодисоту воқеаҳои як маҳал ё деҳот ва ё саргузашт ва андешаи шахси алоҳидае хеле аз масоили рӯзмарраву мушкили рӯзгор ва дилу ниятҳои мухталиф – поку пурғараз, яъне дунёи ботинии одамонро бо муҳимтарин ҷузъиёт ва мураккабиву рангиниаш ба таври бадеӣ, балки дар майдони танги ҳикоя барин як навъи хурду мушкилписанд низ фаро гирад.

Муаззама ба зиндагӣ ва одамон сахтгир аст: вай аз бемеҳрии фарзандон, аз азобу сахтиҳои шахси танҳо, аз дунёи ғаниву дили пурмуҳаббати падарон (волидайн) қисса мекунад, сарддилии касони фарзанднописандро ошкор менамояд, ки чӣ инсоне буданашон дар ин мавридҳо муайян мегардад, сарнавишти сахту ибратангези ҳайвонотро ба тасвир мегирад, аз дарду аламҳои духтари ботаҳаммули ба висоли ёраш нарасида сухан меронад, бадиро маҳкум мекунад, вале дар миёни ин ҳама сахтиҳои зиндагӣ боз нуре, рӯшание, инсофу тараҳҳумеро дар дили одамон ҳамеша зиндаву мунаввар мебинад ва дар ниҳоят ба ҳақиқат расидани адолату инсоф ва одамгариро талқин менамояд.

Ба ин маънӣ Муаззама на танҳо як нависандаи навназар, умқбин ва ҳаётдӯсту инсонпарвар, балки хеле зани ҳассос низ мебошад. Аз ҳамин ҷост, ки ҳар як сухани вай вазну оҳанг дорад, ҳар манзара дар тасвираш ҷилову ҷон мегирад, ҷузъиётҳо пурмаънӣ, ҳар сарнавишт бо ҳама неку бадаш ибратангез ва ҳар ҳикоя дар ниҳоят мисли шеърест муассиру дилнишин, монанд ба тасвире аст пуррангу ҷило ва хотирмон. Ҳикоёти онро метавон ба намунаҳои ҳикояи сирф воқеъгароёна, лирикии равонгаро, зеҳниву хаёлангез (бо истифода аз воситаҳои сурреалистӣ) ва ибратомӯз тавсиф намуд.

Бачагон, бибиҳо, мӯйсафедон, кампиракҳо, занону духтарон ҳама ҳассос, олами даруниашон поку беғаш; сухан, гуфтор ва муҳаббаташон табиию самимист. Аз диди ин ҳама афроди покназар, бахусус бачагон дидани ҳаводис, баҳо додан ба одамон, ба сурат кашидани чеҳраҳои ашхоси алоҳида ба насри Муаззама таровати хосе мебахшад. Масалан, «Ман, Амур ва очаам» аз чунин ҳикояҳои табииву самимист, ки дар он талқини ғаразкорона ва ошкорои фикру ҷузъиёти зиёдатӣ ба назар намерасад ва дар ниҳоят ба як асари сероҳанге (полифонӣ) табдил ёфтааст. Хонанда зоҳиран аз зовияи диди бачаи хурдсол аз

нобасомониҳои зиндагии оилавӣ, аз он ки падари ӯ дар Маскав таҳсил менамояд ва танҳо баъди ҳафт сол бармегардад, аммо модараш аз ин дурӣ (шояд ҷудоӣ) ба танг омадаасту ғам мехӯрад ва ба ин сабаб бо ҳар баҳона зуд-зуд мегиряд, пай мебарад. Аммо писарак худ дар олами бозиҳо ва машғулияти бачагона, саргармӣ бо гурбаи ғайриоддиаш Амур ва орзуи калон шудану ба дидори падар расидан, аз олами мураккаби муносибатҳо ва дарду алами калонсолон (масалан, модараш) гӯё бехабар аст. Ин тазоди ду дид ва олами андеша нисбат ба рӯйдодҳои зиндагист, ки тавассути манзараву ҷузъиёт ва тамсилҳое чун зуд-зуд омаданҳои Бибӣ, афсонаи падардор будани калли айёр, ба хонаашон гоҳ-гаҳ меҳмон шудани амаки Фаррухи ронанда, ки бо ҳазлҳояш ҳам модарашрову ҳам бачаро дилхӯш месозад, тасвирро рӯшан, пурра ва мавзӯъро такмил мекунанд ва дар натиҷа зиндагии муқаррарии як хонаводаи аз падар ҷудо, зани дар дуроҳаи зиндагӣ монда, олами ширину пур аз орзуҳо, вале дардноки кӯдакӣ, ки пайваста ба ёди падар мегузарад ва ҳатто Амури аз Шарқи Дур омада бо аҷобати худ, ки ёдгор аз одами хубест, ҳама ба сифати ҷузъиёти зиндагии мураккаби инсонӣ намудор мешаванд.

Муаззама ба насри тоҷикӣ, бахусус ҳикояи он, хеле аз нақшу ҷилоҳои лирикиву румонтикӣ, он ҷиҳатҳои эҳсосро, ки хоси духтарону занон мебошанд, ворид намуд. Барои вай ишқ нозуктарин ва муқаддастарин эҳсоси инсонӣ ба шумор меояд. Вале он ҳамон андоза пурасрору мӯъҷизаангез аст. Бинобар ин ширину гуворост, ҷаззобу илҳомбахш, вале пайваста бо дарду алам, ғаму фироқ, ҷудоӣ ва гоҳо нобарор ва, аз ин рӯ, баробар ба азоби ширин аст… Аммо ин ҳама аз мавқеи як духтари содаву покнияти деҳотии тоҷик, ки тамоми вуҷудаш ба хотири шарму ҳаё «аз барги гул нозуктар аст», мавриди тасвир қарор мегирад. Бинобар ин, ин ишқ асосан «гунг» аст, забонаш бархӯрди нигоҳҳо ва эҳсоси нозуки қалбҳост… Табиист, ки чун ин ишқи поку ногуфтании духтарро ба тақлид аз муҳаббати озоде, ки баъзе аз ҷавонони муосир пайгири он мебошанду он омада аз фарҳанги ғарбист, қиёс намоем, ба хубӣ эҳсос кардан мумкин аст, ки бунёди чунин муҳаббате, ки бо роҳи мушкил меравад, хеле душвор («Саворaи аспи сафед», «Нури умед»), вале чун ба ҳам пайваст, албатта пойдору абадӣ хоҳад буд.

Зиёда аз он, нависанда таъкид карданист, ки на ҳамеше вазъ бад аст. Мисоли ин қаҳрамони ҳикояи «Келини шаҳрӣ» Сабоҳат мебошад, ки аз бахри шароиту фароғати шаҳр гузашта, ба деҳа келин шуда омадааст ва аз рӯи муҳаббате, ки ба шавҳар дорад, аз ҳеҷ гуна меҳнату

машаққат ва маҳдудиятҳо намеҳаросад. Шояд ӯ дар оилаи худ тарбияи хубе дидаву одамдӯсту мавридшинос ба воя расидааст. Аммо дар тасвири Муаззама ишқу муҳаббате, ки зодаи эҳсоси поку торҳои нозуки дил аст, ба ақли солим пайваставу ба як қувваи бунёдкору маънавиятсоз табдил меёбад. Муҳим он аст, ки дар ин маврид тасаввури ғалат ва қолабиро дар бораи духтарону келинҳои шаҳрӣ мешиканад, яъне ҳама мушкилот дар сари савияи маънавию ахлоқии инсон, тарбиятдида ва ё худшинохта будани ҷавон ё духтар мебошад, ки ҳам дар рӯзгори мо ва дар ҳамаи вақту замонҳо масъалаи муҳим ва ҳассос боқӣ хоҳад монд.

Як нуктае, ки дар ҳикояҳои Муаззама мавриди таваҷҷӯҳи бештаре қарор гирифтааст, ин тасвири ҳолати равонии инсони танҳост. Аксари қаҳрамонони ошиқи ӯ танҳоянд, зеро ҳамдили мувофиқ ба ормони ошиқӣ ёфтан дар ҳама давару замонҳо кори осоне набудааст; духтар изҳор медорад, ки мисли ҳамеша танҳояст, зан ва ё шавҳар, ки ҳамдигарро нафаҳмидаанд, дар оила дарду алами танҳоӣ мекашанд. Танҳое, ки ҷавоби дили муҳаббатхоҳашро аз маҳбубаи бепарво нагирифт, балки чун он шӯхи бепарво ин ҳолатро ба боди ҳазлу ришханд кашид, ба сактаи қалб гирифтор шуд. Аммо дар тасвири Муаззама ин мавзӯъ фақат ба ишқу ошиқӣ маҳдуд намемонад, балки моҳияти васеътаре дорад. Олиме боистеъдод дар коргоҳаш аз дасти афроди корчаллону чоплус танҳоӣ мекашад, волидайнро бепарвоиҳои фарзандон азоб медиҳад, балки фарзандон ба танҳо зистан бештар унс гирифтаанд. Чунин ба назар мерасад, ки нависанда дар ин ҳама таъкидҳо на танҳо аз танҳоии афроди бедордилу покният дар ҷомеаи худкома сухан ба миён меоварад, балки аз ин бегонагиву сардии миёни афрод, ки натиҷаҳои нохуше ба бор метавонад оваранд, ӯ ҳамеша дар андешааст. Ва, бешубҳа, худи Муаззама низ аз ҳама бештар дарди танҳоӣ мекашид, балки гумони ғолиб бар он аст, ки қурбони ҳамин муҳити аз ҷиҳати маънавӣ тазйиқовару танҳокуш гардид. Вале ба ин ҳама нигоҳ накарда, аз осораш пайдост (ва мо худ шоҳид будаем), ки вай як шахси зиндагидӯст буд, балки тамоми эҷодиёти ӯро рӯҳияи ҳаётдӯстона ташкил додааст, мӯҳтавои онҳоро бармало сохтани рисолати инсон дар покизагии ахлоқии ҷомеа ва ростиву росткорӣ ташкил намудааст.

Ва ин хасоис бештар аз ҳама дар тасвири одамони калонсол, мӯйсафедон ва кампиракҳои, ба қавли устод Лоиқ, «нимҷон ҷоннисор» зоҳир гардида, дар ин мавзӯъ дасти ҳунари расо доштани нависандаро собит менамояд. Аввалан, нависанда онҳоро ҳамеша бо муҳаббат ва эҳтироми хос тасвир мекунад; сониян, олами маънавӣ, фикру

андешаашонро бисёр хуб медонад ва хеле табиӣ ба риштаи тасвир мекашад. Солисан, бисёр муҳим аст, ки ин мӯйсафедони соҳибдил, агарчи ранҷу ташвишҳои фарзандони раҳдур ва гоҳо каммеҳрро дидаанд, аммо боз аз рӯи бузургдилие, ки хоси эшон аст, онҳоро мебахшанд («Истгоҳи шинос»); марги пайвандонро мардона таҳаммул мекунанд, вале дарун-дарун дуд кардаву онро бо азияти амиқи ботинӣ мардона ба поён мебаранд («Чинор»)». Ва ниҳоят, онҳо як қирши собити ҷомеа ҳастанд, ки покизагӣ ва солимии асосҳои маънавию ахлоқии онро устувор нигоҳ медоштанду медоранд.

Зиёда аз ин, насри Муаззама танҳо аз тозагии мавзӯъ, маводу мӯҳтаво иборат набудааст, фақат навназарӣ ва самимият ба онҳо хос намебошад. Балки ҳикоёти вай аз ҳайси сохтори дохили матн, аз хусуси ба истифода гирифтани шаклҳои гуногуни биниши бадеии суннатӣ ва воситаҳои модерн (ҷадид) ҷолиби диққат мебошанд. Метавон гуфт, ки онҳо аз диди наву сабки хоси адабие дар ҳикоянависии тоҷик гувоҳӣ медоданд ва ҷусторҳои дар ин равиш оғозшударо тақвият бахшиданд. Ва онро метавон чун усули ба ҳам омехтани воқеънигорӣ бо зеҳнгарой ва гоҳо равиши истиқлоли зеҳниву равонӣ дар тасвир ба шумор овард.

Лозим аст, ки дар ин мавриḍ аз усул ва воситаҳои тасвири ба истифода гирифтаи Муаззама низ чанд нуктаро таъкид намоем, то появу савияи ҳунару истеъдоди ӯ ба қадри иҷмолӣ бошад ҳам, пеши назар омада бошад.

Муҳимтарин мазияти ҳикояҳои ӯ, ба фикри банда, дар иртиботи мустаҳкам доштани сохтори дарунии онҳо зоҳир мешавад. Ҷузъиёти сохтор байни ҳам мувозинати қавӣ ва табиӣ доранд: ба ҳам дар иртиботу таносуби комил мебошанд, яъне сохтаву бофта нестанд. Мо медонем, ки унсури «сохтан» ба ҳар навъ таълифот хос аст, вале чунон сохтани ҳунармандона, ки на аз он чизе гирифта метавонӣ ва на чизе илова карда, ҳамаи ҷузъҳо, ашхос, манзараҳо ба мисли узвҳои инсон ва мувозинати табиат ба ҳам омадаву ҷудоинопазиранд, балки ҳамдигарро тавзеҳ медиҳанд ва тақвият мебахшанд. Пас онҳо баёнгари истеъдоди воло ва ҳунари асили нависандаанд. Масалан, имкон дорад, ки ин хасоисро дар ҳикояи «Чинор» ба мушоҳида гирифта бошем.

Ҳодисаҳои ҳикоя аз зовияи диди Ҳалима ном духтаре нақл мешавад, ки ҳарчанд таҷрибаи кофии зиндагӣ надорад, вале дилаш поку дардошно ва худаш меҳнатдӯст аст. Вай ба хонаводаи Одил-амак ва Қамарбибӣ рафту омад дорад ва онҳо ӯро чун фарзанд дӯст медоранд. Аз ин рӯ, вай марги нобаҳангоми набераи хонадон – Зарифҷонро хеле

ҳассос қабул дорад. Бинобар ин амали Одил-амакро, ки пас аз ин ҳодиса низ ҳар рӯз мисли пешина, яъне пеш аз марги набераааш, сурудхониро идома медод, фаҳмида наметавонад. Дар дилаш ӯро мазаммат мекунад, ба таклифи Одил-амак, ки ба ӯ як даста ҳинову усмаи чидаро барои ороиш таклиф мекунад, қаҳраш меояд. Зиёда аз он, вай тасаввур мекунад, ки дарду алами фироқи набераро танҳо Қамарбибӣ мекашад. Ҳатто аз он ки Қамарбибӣ ғами шавҳарашро мехӯрад, дар тааҷҷуб шуда, гуфтаст, ки: «Ба болои ғами Зарифҷон боз ғами амакамро мехӯред. Он кас суруд хонда, мегарданду шумо худатона обу адо мекунед». Кампир дар ҷавоб гуфтааст, ки «дили мардҳоро аз рӯяшон фаҳмида наметавонӣ…Рӯзе мерасаду худат мефаҳмӣ».

Ва он рӯз ҳам мерасад. Одил-амаки мисли чинор болобаланду танументанд ба бистари беморӣ меафтад. Ва пеши назари Ҳалима фиреби назар будани он ҳама хушҳолиҳои амак намудор гардид. Аввалан он шеъри халқии ошиқона, ки Одил-амак суруда мегашт: «Шинам ба баландиҳо, туро ёд кунам. Оям ба гузаргоҳи ту, фарёд кунам. Фарёд кунам, агар ҷавобам надиҳӣ!? Хоки ду ҷаҳон бар сари худ бод кунам», маънии тоза мегирад, балки чун нолаву фарёд ва дарди ҷудоиву фироқи набераи ҷавонмаргро ба худ мегирад. Яъне маълум мешавад, ки чинори азими сарсабз дарун–дарун сӯхта будааст. Сонӣ, қиссаи марди ҳафт фарзандро аз даст додаву ин аламро бо кору меҳнат ва сурудхонӣ пинҳон дошта, вале пас аз марг ҳафт ҷои ҷигараш сӯрохшуда воқеаҳои ҳикояро ба ривояту афсона пайваста, мӯҳтавои онро умқу вусъати тоза мебахшад. Ва дарвоқеъ, субҳи дигар Ҳалима аз марги Одил-амак огоҳ мешавад… Вале муҳим ин аст, ки ҳикоя бо ин анҷоми ҳузнангез тамом намеёбад, балки дар айни ҳаяҷони рӯҳии бохабар шудан аз марги амак кокулони майдабофи Ҳалима мисли оби дамида якбора поён шорида, ҳамроҳ бо ларзиши бадан рӯи куртаи аноргулаш мавҷзании чинoракеро мемонанд, ки акнун сар боло карда, офтобро, зиндагиро мешинохта бошад. Ва боз ба гӯши Ҳалима аз дур як садои суруди шиносе омад. Касе суруди Одил-амакро такрор мекард…

Ва ҳикояи мазкур мисли сохтори ғазалест, ки матлаъу мақтаъ дорад ва дар имтидоди ин ду нукта ҳамаи ҷузъҳои зиндагиву маънавӣ ва воситаҳои адабӣ ба ҳам таносуби сахти сохторӣ, мантиқӣ ва ғоявӣ барқарор карда, байни онҳо иртиботи табиӣ ва қавии ҳунарӣ ба миён омадааст, ҳама ҷузъиёт ҳамдигарро тақвият медиҳанд, ки дар натиҷа як намунаи хуби ҳунаркорие эҷод шудааст, ки ҳам сахтиҳои зинадагӣ, ҳам маънавияти мардум, ҳам сабру таҳаммули онҳо ва ҳам ҷараёни ҳамеша

дар идома будани зиндагиро бозгӯ карда тавонистааст. Қаҳрамони ҳикоя Ҳалима ин ҳамаро пай бурдаву ба мушкиливу хурсандиҳои зинагии оянда тайёр мешавад. Ба ин маънӣ Муаззама ҳунаре дошт, ки аз воқеаву ҳодисаҳои муқаррарии рӯзгори худу ҳамзамононаш асари адабии асиле офарад.

Бозёфт ва воридоварди муҳимми Муаззама ба насри тоҷикӣ, ба фикри банда, ин ба шакли ҳикоя даровардани мадду ҷазр ва радду бадал шудани олами равонӣ ва умуман зеҳнгароӣ аст, ҷиҳатҳои зершуури инсон - як қабати муҳим, вале хеле кам ба доираи тасвири бадеӣ дохилшудаи зиндагии рӯҳии одамон дар насри мо мебошад. Муаззама дар қатори Сайф Раҳимзод, Баҳманёр, Муҳаммадзамони Солеҳ дар тақвияти ин равияи тоза саҳми чашмрасе гирифтааст. Хушбахтона ин раванд имрӯз бо мушкилиҳо бошад ҳам, пеш меравад.

Тамоюли зеҳнгароӣ ба он қабил ҳикояҳои Муаззама хосанд, ки бештар ба мавзӯъҳои ишқу муҳаббат, олами орзуҳо, хаёлоти рангину расидан ба ормонҳои воло ва покиза, вале дар ин раванд надидани аксуламалҳои мусбат ва дилхоҳ, таълиф шудаанд. Чунон ки маълум аст, ҷанбаи зеҳнгароӣ – истифодаи воситаҳои субъективӣ, образҳои асотирӣ, хобу хаёл ва афсонаву ривоят дар ҳикояҳои муқаррарӣ (ахлоқӣ)-и нависанда низ мақоми муайяне доштанд. Вале дар ҳикояҳои зеҳнӣ нависанда ба тақозои мавзӯъ ва нияти бадеиаш ба воситаҳои сирф зеҳнӣ афзалият медиҳад. Ва аз ҳама муҳимаш, онҳо барои равшан кардани олами мураккабу зиддунақизи эҳсос ва ҳам гоҳо нобасомониҳои рӯзгори воқеӣ ба кор гирифта мешаванд.

Ин сифатҳо беш аз ҳама дар ҳикояҳои «Соҳибаи аспи сафед», «Гулпарраки зарринбол», «Афсонаи танҳоӣ», «Нимашаб» ба назар марасанд. Тору пуди ҳикоёти мазкур аз рӯъё, хаёл, орзу, усули афсонабофӣ, сужаҳои асотирӣ, ривоятӣ ба ҳам омада, таркиби нақли муаллифро ғанӣ гардонидаанд. Таҳкия аз нақли урфӣ ва муқаррарии одӣ раҳо шуда, олами зеҳнӣ ва ҷунбишу ҳаракоти чандгунаи онро фаро мегирад. Нависандаи ҷавон мехоҳад ҳамин мураккабии ҳиссу равону рӯҳияро ба тасвир оварад ва таҳлили зеҳниро як поя амиқ бурда бошад. Ба ин маънӣ насре, ки ба зеҳниятгароии сирф майл дорад, ҳарчанд аз ҷузъиётҳои воқеъгароӣ ба куллӣ покиза нашуда бошад ҳам, вале онро агар як риштаи наве дар нигориши ҳақиқати фикру ҳис ва андешаҳои таҳтушшуури инсон ба шумор орем, дуруст хоҳад шуд ва дар ин ришта Муаззама қадамҳои устуворе бардошта буд.

Як намунаи он ҳикояи «Савораи аспи сафед» ном дорад.

Сароғози ҳикоя худ аз як тазоди равоние гувоҳӣ медиҳад: «Духтар сахт ошиқ шуд. Вале ҷавони ғофил аз дили шӯрида ва меҳрбори ӯ, аз дари умеду орзуҳояш ба сони рӯъё мегузашт. Аз ин рӯ, тамоми ҳастии духтар лабрези хоҳише буд, ки ҷавонмард ба дили он ошно гардад… Лекин оғози ҳамаи ин, ки оламро пур аз сирру асрор ва таронабор кардааст, аз куҷост, аз чист? Духтар наметавониста инро фаҳмад, донад…»

Барои нависандаи ҷавон таҳлилу таҳкиқи таърихи ҳамин ибтидои вақту замони оғозаш номуайяни ширину пурасрор, ҷузъиёти бархӯрдҳои ҷавони зоҳиран огоҳ, вале як андоза бепарво ва хоҳишу орзуҳои пур аз рангу тароват, нозук ва афсонавии духтари сахт ошиқ муҳим мебошанд. Аммо ин олами гунгу зиндагонии ногуфтанӣ хеле мураккаб ва гарон низ ҳаст. Аз як тараф, ғурури духтарӣ, ки бо ҳама малоҳате, ки дар он ниҳон аст, ба назари аввал ҳусн менамояд. Аммо он ғурур дар назди туғёни эҳсоси нафису зиндагисоз аксаран монеае беш нест, ҳарчанд он амри осмонӣ талаққӣ шудааст, вале «дили духтарро лаболаб мекард, лаболаби алам» ва «димоғаш месӯхт, дасти номаълуме аз гулӯяш мегирифт…» Бингаред, нависанда ҷараёни мушкили изҳори ҳиссиёти духтаррро чӣ тавр ҳунармандона ва воқеӣ ба тасвир мегирад: «...Ниҳоят ҷавон пурсид:

- Ту танҳоӣ?

Духтар лаб газид, дар ҳолате ки дилаш фиғон мекашид, фарёд мезад, туғён мекард. Мехост чизе гӯяд, вале метарсид. Мехост хандад, вале гиря гулӯгираш мекард.

- Ман танҳо…

Духтар як қад парид. Дар қаъри дилаш ҳиссе даргирифт, забона зад ва ба рӯяш сурхӣ бахшид, вале забонаш лол буд.

-…Бисёр танҳо, ту мефаҳмӣ, ту ҳеҷ мефаҳмӣ, ки танҳоӣ чист? Оё метавонӣ маро аз ин вартаи пурдаҳшат бираҳонӣ? Хоҳиш мекунам…

Духтар дар фарёдҳо хомӯш монд. Вале нигоҳаш, нигоҳи маҳзуни пурумедаш, чеҳраи андак паридарангу лабҳои ба ҳам фишурдааш ҷавоби ин суолро медоданд».

Ва ба ҳамин тариқ ҳар гардишу майл ва меҳрубонии ҷавон дар дили духтари сахт ошиқ раддубадалҳое ба бор меоварданд ва ӯ худ низ то ба ин дам ҳеҷ ошиқ нашуда буд, аз ҷониби дигар намехост, ки дар банду қайди ишқ гирифтор ва озодиашро аз даст диҳад. Ва ҳатто ҳангоме, ки ҷавон низ бо ҷиддият аз танҳоии худ сухан ба миён овард, ӯ ҳатто ба худ иқрор шудан намехост, ки ошиқ шудааст. Вале ҳарчи

набошад, вай пайваста дар тасаввураш аспи сафеде аз афсонаҳои бибиашро медид ва аз он хоҳиш мекард, ки дӯстдорашро биёварад, дилаш мехост, ки «танҳо ҳамон ҷавон барояш гул, чинигулҳои сурх биёварад». Аммо изҳори ин ишқ, иқрори он барои духтар дар назди он ҷавон коре буд ғайритасаввур. Ва ҳатто фоле, ки як вақтҳо бо сафедори пири лаби ҳавз аз омади рӯзи нав медид, ба имдодаш нарасиданд: «Сафедори пирро бурида буданд».

Воқеан, як қиссаи аҷибу ғариб ва нозуку иброзаш мушкиле аз ишқе, ки баёнаш аз он мушкилтар. Муаззама дар тасвири ин ишқи самимӣ ва бо тасаввури афсонавӣ, урфу расм, фаҳмиши духтари деҳотӣ, ки дар банду қайди шарму ҳаёи табиӣ пойбанд ва аз тасаввури муқаддаси бокирагии эҳсос берун нарафтааст, барои риояи ҳақиқати равонии баёни он хеле маҳорат нишон додаст. Ҳикоя бо дарунмояи адабии худ поён намепазирад, балки касро ба андешае водор месозад, ки ин сахтгирӣ ва дар баёни эҳсосот «гунг» мондан то чӣ микдор лозим ва зарур аст, оё метавон аз барои ҳаёву умеди тасодуфӣ ва шарми ногуфтанӣ аз ишқи поку беолоиш ва самимии худ барои як умр боком монд? Ё қавонини ошиқӣ чунин аст ва ё ишқ бо ҳамин ногуфтаниҳову нокомиҳояш ширину гуворост, ё месазад сари ғурурро бурид, қуфли забонҳоро кушод, дар ибрози эҳсос фаъол буд, то он орзуҳои бокираву покиза дар воқеъ савори аспи сафеди бахти воқеӣ гарданд…

Бояд гуфт, ки Муаззама дар ҳикояи «Саворaи аспи сафед» ҳарчанд дар олами андешаву орзу ва тасаввури зеҳнист, вале боз ҳам ӯ дар рӯйи замин ва замону макон (муҳит)-и мо пой барҷост, яъне тасвир дар заминаи воқеъӣ ҷараён мегирад. Ба ин маънӣ, ҷанбаҳои воқеъгаро ва зеҳнӣ дар ҳикояи мазкур баробар мавқеъ пайдо кардаанд. Дар дигар ҳикояҳои дар ин равиш таълифшуда низ ҳамин хусусиятро мушоҳида кардан мумкин аст. Ин гувоҳ бар он аст, ки нависанда, агар аз як ҷониб, дар ҳангоми тасвир дар заминаи миллӣ ва воқеии замон истад, аз ҷониби дигар, вай ба олами маънавӣ, равонӣ, фарҳангӣ ва андешаи миллии тоҷикӣ нишонаҳо ва воситаҳое барои ба сурат даровардани равияи насри нави (модерн) зеҳниятгаро ҷустуҷӯ дорад. Ин кӯшишҳои Муаззама дар ҳикояи «Гулпараки зарринбол», бахусус «Рӯймолчаи сари девор» низ ба мушоҳида мерасад. Ин ҷо низ духтарон ҳама дар олами хоббиниву орзупарварӣ ва гулдӯзианд. Ин айёми аҷибест ва дорои хусусиятҳои хоси равонӣ мебошад. Дар ҳикояи сонӣ духтар хеле ҳушёру фаъол аст, «айёми хоббиниву гулдӯзиаш» расидааст, дар баробари расидагӣ ба кору бори рӯзгор ва зиндагӣ, дар олами орзуву

хобу рӯъёҳо низ дар худаш намегунҷад. «Вай хобҳое медид ғарқи нур, аҷоибу ғароиб. Вале ба касе онҳоро ба он соне, ки рӯё мешуданд, зебову равшан гуфта наметавонист…Аз ин рӯ худ аз худ завқ мебурд. Дилаш лабрези шодиҳо буду забонаш лол.

Айёме буд, ки духтарак ҳар шаб хоб медид. Ва бедор мешуду дар шигифт мемонд». Дили духтар туғён дораду бедор, барояш чи хунуку сард, чи барф, дамидани субҳу омадани баҳор ҳама зебостанд, суратҳои дилкашу барангезанда ба вуҷуд меоваранд.

Воқеан ин хобҳо ва он ҳама парандагони дар онҳо буда сурати мушаххасе надоштанд, ба мурғакони заминӣ монанд набуданд, ҳама зебо, болу парашон маҳин, ба ҳазор ранг ҷило медоданд. Шодиҳо дили ӯро пуропур мекарданд, ба қадри расидани баҳор ин эҳсос пуршӯртар шудаву ба сурати рангҳову гулҳо болои рӯймолчаҳо мерехт…Натиҷаи ҳамин буд, ки: «Субҳе аз тори кӯҳ лолаи аввалин гум шуду ҷои рӯймолчаи гулдӯзии сари деворро гирифт». Маълум аст, нависанда ҳолатҳои мухталифи инсониро бо воситаҳои бахудхосаш ба тасвир гирифта тавонистааст. Дар ҳар маврид ҳам васитаҳои рӯъёгунаи сурреалистӣ, хаёлот, афсона, рамз, асотир, ривоят, бовар бо воқеияти зеҳнии қаҳрамон баробар мавриди истифода қарор гирифтаанд. Дар «Нимашаб» низ маҳз хоб васитаи асосии тасвир аст, ки баёнгари рӯҳияи мағшуши қаҳрамон гардидааст. Умуман метавон гуфт, ки саҳми Муаззама дар амиқрафти ҷанбаи зеҳнии ҳикояи воқеагарои тоҷикӣ хеле назаррас мебошад.

«Афсонаи танҳоӣ» ҳикояест, ки дар сабки сурреалистӣ ва ёдгунаҳо таълиф шуда, дар баёни эҳсосоти мураккаби инсонӣ, зиндагии пур аз тазоду нобарор, ҷузъиётҳои тасодуфиву дурӯғин, олами орзуҳои ба ҳам нарасида, сарнавиштҳои ҳамдилу ба ҳам напайваста, бозиҳои қисмат, ки дар зиндагӣ бо афсонаи нахустини ишқи поку фаромӯшношудании аввал оғоз гардида, вале инак бо каси дигар ва бо ёди гузаштаи фаромӯшнопазир ҷараён мегирад, баҳс мекунад. Чунонки мебинем, он аз ҳайси мӯҳтаво, ҷузъиётҳои мутазоди зиндагӣ ва васоити тасвир хеле мураккаб аст. Аммо Муаззама чунон дар пайванд додани ин бӯъдҳои мухталифи зиндагӣ ҳунарнамоӣ кардааст, ки монанд ба фишурдаи намоишномае пеши назар меояд ва дарк карда мешавад.

Дар ҳикоянависӣ, хусусан дар тасвиргарӣ, иртиботи қавии моҳияти масъала ва баёни забонии он, бо камоли бовар метавон гуфт, ки сухан ва ҳунари Муаззама ба пояи камолот расида буд. Сад афсӯс, ки умри кӯтоҳ бақо накард ва ин нависандаи хушистеъдод то расидан

ба зинаи камолоти сабки фардии худ фурсат наёфт. Вале ҳар чӣ гуфта ва навишта, хушбахтона, дар таълифоти насрнависони кунунӣ, бахусус, бонувони насрнавис ба шаклу тариқи хосе идома дорад…

Муаззама, маълум мешавад, ки эҷодкори чанд ҷабҳае будааст: шеър ҳам гуфтааст, тарҷума низ кардааст. Ба тақозои пешаи рӯзноманигорӣ асарҳои ҳуҷҷати (очерк) низ навиштааст. Маълум аст, ки ӯ дар ин риштаҳо то ба дарачаи таълифи ҳикоя ба резакориҳои ҳунарӣ имкон надоштааст ва дар ин навъҳои адабӣ имкони пайваставу ҷиддӣ кор карданро надошта. Вале аз онҳо як чиз маълум аст, ки ӯ дар ҳар навъи адабӣ, ки даст зада бошад, аз рӯи сидқу муҳаббат ва самимият қалам рондааст. Инро чи дар шеърҳои ҷиддиву бачагонаи вай, чи дар тарҷумаҳо ва чи дар очеркҳои хунариву таърихии ӯ ба мушоҳида гирифтан мумкин аст. Аз ҳама муҳимаш дар ин навъҳо низ як инсони ҳалолкору заҳматкаш ва серталаб будани ӯ маълум шуда меистад.

Муаззама ҳанӯз дар айёми дар зиндагӣ буданаш, он рӯзгороне, ки хеле ҷавон буд, бо ҳунари воло ва нотакрои худ таваҷҷӯҳи аҳли адаб ва накди адабиро ба худ кашидааст. Дар бораи ҳикояҳои алоҳида ва маҷмӯаи ягонаи вай накду баррасиҳои самимӣ ва воқеӣ шудаанд. Бисёре аз дӯстон ва ҳамкорон дар сӯги даргузашти бармаҳали вай ибрози назар ва таассуф кардаанд. Ва ин нависандаи савори аспи сафед бо ҳама покизагиву бакорати эҷодиаш ба сони оби чашмасорону барфи қуллаҳои Тоҷикистон ҳамешагӣ ба сӯи мо ҷорист ва ташнагии моро мешиканад, чашмонамонро нур мебахшад, бо орзуву умед ва ормонҳои норасидааш сӯямон парвоз дорад…

2007.



## ОҒОЗИ НЕК ВА ҶИДДӢ[1]

Маҷмӯаи нахустини адиби ҷавон намоёнгари чигунагии иқдоми аввалини вай ба шоҳроҳи адабиёт аст. Аз ҳамин маҷмӯа маълум шавад, ки ин қадамбардорӣ то чӣ андоза табиӣ ва нотакрор аст, оё биниши ӯ дар ҷустори роҳ тоза ва овозаш аз сафариёни ин ҷода тафовуте дорад ё на. Муҳимтар аз ҳама адиби ҷавон оё бо ин ҳама мустақилият дар роҳи дороиафзоӣ ба суннатҳои пешина омода гардидааст ва ё ягон тамоюли муҳимми эҷодии ҳамзамононашро тақвият медиҳад? Барои адиби ҷавон, ба фикри банда, ҳам ину ҳам он муҳим аст, вале боз муҳимтар он аст, ки ӯ дар банди тақлиди кӯркӯрона намонда бошад. Аз маҷмӯаи аввалини адиби ҷавон Муҳаммадзамони Солеҳ «Сарви Кишмар», пеш аз ҳама, ҳамин майл ба ҷӯяндагии мустақил ва бахудхосии зовияи диди бадеӣ ба назар мерасад.

Аз маҷмӯа пайдост, ки чашмандози муаллифи ҷавон ба воқеаву ҳодисаҳо ва масоили зиндагӣ аз ҳоло доманадор аст. Диққати ӯро воқеаҳои зиндагии ҳаррӯза, қадри хизмати падарон, пайванди наслҳо, зисту фикри ҷавонон муҳаббати берую риёи онҳо байни худ, ба ҳаёт ва гузашта, саҳифаҳои таърихи пуршарафи бостонӣ ба худ кашидаанд. Ин жарфо ва паҳно, ки ҳанӯз дар доираи як маҷмӯаи хурди ҳикояҳо ба ҳам омадааст, аз ибтидои неку ҷиддии биниши бадеии нависандаи ҷавон гувоҳӣ медиҳад: нишонаи он аст, ки ӯ аз тасаввуроти таърихӣ халқ, лаҳзаҳои зиндагии гузаштаи мардуми мо вуқуф дорад, яъне аз оғоз биниши таърихӣ ба ӯ хос мебошад. Ҳикояҳои «Рӯзи Ғалаба», «Ситорае лағжиду нопадид гашт», «Гулҳои бӯронӣ», «Сарви Кишмар», «Дарвеши ҳақиқат», «Нӯфи мо», «Шеърҳои хунин» аз ҳамин ҷиҳат имтиёз доранд. Дар онҳо инсоне тасвир мешавад, ки бар сахтиҳои зиндагӣ, мамониатҳои рӯзгор ва аз ҳама муҳимаш аз заҳоби маънавии худ раҳо ёфта, ғалаба кардааст. Барои нависандаи ҷавон тасвири зиндагии имрӯза, тамсилоти

---

[1] Ин мақолаи тақриз бори аввал дар шакли мукаммал чоп мешавад. Дар вақташ нашрияи «Адабиёт ва санъат» онро бар ин ақида, ки ҳунари нависанда аз будаш бештар тавсиф шудааст, нашр накарда буд. Банда мухтасари онро дар мақолаи «Умеду ояндаи наср» (1986) ворид карда будам. Акнун, ки дӯсти ҳунарманди мо дар қайди ҳаёт нест, ин тақриз ба маҷмӯаи нахустини ӯро, дар шакли мукаммал манзури хонандагон намуда, аз даргоҳи Худованд хостори онам, ки ҷойгоҳашро ҷаннат карда бошад.

таърихӣ барои нишон додани ҳамин қудратмандии инсон ба истифода рафааст.

Қаҳрамони ҳикояи «Рӯзи Ғалаба» асосан дар муҳити муқаррарӣ тасвир шудааст, вале тамоми зиндагии гузашта ва имрӯзи вай аз талош барои ғолибият иборат мебошад. Вай аз назари наберааш мавриди мушоҳида аст, ки дар давраҳои гуногуни аз бачагӣ то имрӯз борҳо қиссаҳои ҷангии ӯро шунида, гоҳо нисбат ба онҳо беаҳмият ҳам будааст. Ҳоло ӯ ба кунҳи онҳо расида, қиматашро пай бурдааст. Вале бобо акнун аз забонзад шудани он саргузаштҳо ва беаҳамиятии баъзе бедардон дигар он қиссаҳоро ба шавқ нақл мекунад, аммо наберааш он лаҳзаро, ки бобо дар моҳияти амали ҳамяроқонаш рузгори ҷангиашро бо шавқу шӯр ёдовар мешуду чандин рӯз аз ин рӯҳаш болида мегашт, дар шаби пеш аз ҷашни ғалаба аз хотир мегузаронад. Бобо дар зиндагӣ аз нокасӣ, дар ҷанг аз марги нобаҳангом ва дар ҳар маврид аз тарс болодаст шудан, ҳамеша ҳампои рӯзгор буданро ғолибият меҳисобад.

Нависандаи ҷавон зимни мушоҳидаҳои мушаххас симои бобои 80 - солаи покдилу тавоно, рӯзгори пурташвиши ӯ аз ҳама муҳимаш дар идроки набера аз нав зинда шудани қиссаҳои корномаи бобoро чун панди зиндагӣ зимнан таъкид карда, ҳикояи аҷибу ибратбахше таълиф кардааст. Ҳаминро таъкид менамоем, ки гӯё қисме аз зиндагии ӯ аз талошу нокомӣ ибтидо гирифтааст: бо талошу ташвиши зиёде ба душман мубориза кард ва рӯзи ғалабаро дар беморхона дар ҳолати беҳушӣ дарёфт ва боз пеш аз ҷашни дӯстдоштаашро пешвоз гирифтан фавтид, вале ӯ дар ин ҳама ҳолат аз худаш рӯҳи ғолибият ва муборизаро дур надоштааст. Тасодуфҳои зиндагӣ ва холигиҳои умри ӯро ҳамин нияти устувории маънавӣ пайванду пурра месозад ва бинобар ҳамин образ мукаммалӣ пайдо мекунад. Ба ин маънӣ мафҳуми Ғалаба ва ғолибият аз мафҳуми муқаррарӣ вораста, моҳияти васеи мазмуни зиндагии одамро дар худ ғунҷоиш додааст.

Ҳамин нияти таъкиди иқтидори инсон дар назди мураккабиҳои зиндагии муқаррарӣ масъалаи марказии ҳикояҳои «Ситорае лағжиду нопадид гашт» ва «Гулҳои бӯронӣ» мебошад. Маълум мешавад, ки Маҳин ва Фаридун аз ҳикояи сонӣ ҳар ду хатмкунандагони институти тиббӣ барои поси ҳурмати хонаву ҷой ва ватани бобоӣ ба кӯҳистони дурдаст ба кор омадаанд. Аз тасвир пайдост, ки онҳо ҳамдигарро ҳурмат мекунанд ва се сол боз ёрии худро ба мардуми деҳаҳои парокандаи ноҳияашон дареғ намедоранд. Дар ҳикоя яке аз ҳамин

рӯзҳо, вале рӯзҳои ғайри оддӣ, ки Маҳинро дарди таваллуд гирифтааст у Фаридун аз паи вазифаи худ ба деҳаи дур баромадааст, Маҳин дар танҳои азоб мекашиду Фаридун ҳангоми бозгашт ба бӯрони сахте дучор гардидааст, умуман талошу ташвишҳои рӯҳии онҳо дар хусуси якдигар батафсил тасвир мешавад. Банду басти ҳикоя бар ҳамин талоши (кашиши) ду ҷавон барои ба имдоди ҳамдигар расидан асос ёфтааст. Нависандаи ҷавон, алалхусус дар ибрози шиддату изтироби дили ду ҷавоне, ки дар вазъияти мушкилу ҳолати сангине рӯ ба рӯ шудаанд, бештар таваҷҷӯҳ зоҳир мекунад ва ба муваффақият низ соҳиб мешавад. Маҳз дар ҳамин андешаҳо самимияту муҳаббати шахсӣ ва масъулиятшиносии ҷамъиятии ҷавонон ба хубӣ намудор шудааст. Дар ин маврид гуфтаҳои муаллифи сарсухани маҷмӯа, адабиётшиноси маъруф Муҳаммадҷон Шукуровро ёдовар шудан мумкин аст, ки оид ба ҳикояи мазкур ва қаҳрамонони вай навиштаанд: «Муаллиф ба саргузашти қаҳрамононаш маънои рамзӣ додаст: чунон ки одам аз гул нозуку аз санг сахт аст, ин қаҳрамонони Муҳаммадзамон ҳам «хулаҳои бӯронӣ» мебошанд, яъне монанди гул нозуку зебо бошанд ҳам, ба ҳар бӯрону тӯфони сахти зиндагӣ тоб меоранд».

Дар ин ду ҳикоя таърихияти фикри нависандаи ҷавон перомуни хотираҳо ва дарки гузаштаву бузургдошти вай ифода шудааст. Дар ҳикояи «Ситорае лағжиду нопадид гашт» хотираи модар ва изтироби дили ӯ маводи асосӣ буда, дар андешаҳои вай тамоми зиндагиаш як андоза фаро омадаанд онҳо эҳсосоти дили модар, муҳаббати вай ва ҳисси масъулияти ӯро нисбат ба қисмати фарзандаш, ки ба сафари дур омодааст, ифода кардаанд.

Дар ҳикояҳои мазкур ва дигар навиштаҳои нависандаи ҷавон як чизи хубе, ки ба чашм мухӯрад, таъкиди пайванди наслҳо ва гоҳо замонҳо мебошад. Набера оҳиста дарк кардааст, ки ҳикояҳои бобояш аз ҳар афсона аҷиб ва барои муайян шудани самти зиндагиаш хеле муҳиманд («Рӯзи Ғалаба»), Маҳин ва Фаридун азми хизмат ба диёр ба гӯшаи дурдаст овардааст. Модар дар андешаҳояш тақдири шавҳарашро бо қисмати писараш Ҷамшед тамос дода, зимни ин тағйири замонаҳо ва қисматҳоро ба мулоҳиза мегирад. Зимнан ҳикояи «Маҷрои зиндагӣ» дар худ қисмати як фардро дар ибтидо (туфулият) ва интиҳо (пирӣ) ғунҷоиш додаст. Ҳамон акси садои ишқи бачагӣ, ки аз бемулоҳизагӣ шохшикан шудааст, дар ҳикояи «Нӯфи мо» боиси андешаҳои шадиде дар бораи муаммои мақоми инсон

барои дарёфти худ дар макону замон ва як лаҳзаву ҷовидон гардидааст.

Нависандаи ҷавон дар пайванди инсон ба макони бобоӣ ба тасвири ҳақиқати рӯҳияи қаҳрамон содиқ аст. Дар ташреҳи ӯ ин сифати ахлоқӣ ба ҳама кас хос нест ва гоҳо он сабабҳои ҷиддии обективӣ ва психологӣ дорад, чунон ки ин ҳиссиётро қаҳрамони ҳикояи «Бозгашт» Фарҳод аз сар гузаронид. Вай як сол дар диёри тасаввуротҳои кӯдакӣ зиндагӣ кард, вале маълум шуд, ки орзуҳои ширини замони бачагӣ ӯро фиреб додаанд, дигар он деҳи дар хурдӣ бо обу ранги румонтикӣ парвардаи ӯ одӣ ва муқаррарӣ намуданд, деҳ он деҳи пешина набуд, Бинобар он ягона расме, ки ӯ аз деҳ ба худ бурд, тасвири «Сароб» буд. Нависанда зиндагии Фарҳодро дар деҳ бо ҷузъиёти зиндагии қишлоқ ва кори ӯ пурра мекунад. Аз ин назар мушоҳидаи мӯйсафед, ки дар зери чапоеи азъам нишаста Фарҳод ва ҳолати ӯро назора мекард, ҷолиби диққатанд. Аммо бояд таъкид кунем, ки мавқеи бадеии ин ҷузъиёт ва бисёр таъкиду ишораҳои нависандаи ҷавон ҳанӯз ба хонанда аниқ ва то ба охир рафта намерасанд. Дар хусуси баъзе аз онҳо дар поёнтар таваққуф хоҳем кард. Вале ин ҷо, чунон ки таъкид кардем тасвири ҳақиқати психологии шахс ба нависандаи ҷавон имкон додаст ва ин сифат яке аз ҷиҳатҳои ба худ хоси навиштаҳои вай аст.

Умуман дар айни шиддати рӯҳӣ ва ба таҳлил гирифтани асоси рафтору амали худ тасвир кардани инсон ба Муҳаммадзамон бештар хос мебошад. Ин асосноккунӣ, ҳамчунон ки дар боло ба мушоҳида гирифтем, агар аз як ҷиҳат саргузашти бевоситаи қаҳрамонҳоро дар худ ғунҷоиш дода бошад, дар мавриди дигар, масалан, дар ҳикояҳои «Дарвеши ҳақиқат» ва «Сарви Кишмар» тавассути тамсилу ривояти таърихӣ сурат гирифта, боиси серғунҷоишии мундариҷаи онҳо гаштааст.

Аз ҷумла, дар ҳикояи «Дарвеши ҳақиқат» сухан аз зиндагӣ, дурустараш як ҳиссиёти мағшушу мураккаби Марям ва Рустам, зиндагии 40–сола, азоби безурётӣ, вале муҳаббате меравад, ки масалан, дар тасаввури Марям риштаи онро танҳо теғи марг бурида метавонад. Вале ҳоло мавриди санҷидани устувории иродаи ин ду ҷавон расидааст ва ривояти «Дарвеши ҳақиқат» моҳияти онро хубтар равшан месозад. Қисмати дарвеш ибратбахш аст, ӯ дар роҳи расидан ба ҳақиқат то ба охир истодагарӣ карда натавонист ва аз зиндагии пучи худ пушаймон шуд. Дар зиндагии муқаррарӣ низ назди Рустам

ва Марям ҳамин санҷише, ки ба ҳаёту мамоту ба ояндаи рӯзгори онҳо вобастааст, гузошта шудааст. Вале онҳо дар паноҳи умедворӣ ва дар боли он орзу ба сӯи ояндаи нек роҳ мепӯянд…

Зимнан ин ҳикоя аз мундариҷаи зеҳнӣ таркиб ёфтааст ва тавассути тасвири мусалсал (ассотсиатсия), сужаҳои гуногун ба ҳам созиш ёфта, боиси шиддат гирифтани фикр ва ғаномандӣ дар мазмун гаштаанд. Ривояти таърихӣ дар ҳикояи «Сарви Кишмар» бештар мазмунӣ иҷтимоӣ касб карда, бо зиндагии кунунӣ алоқа барқарор шудааст. Ҳикояи мазкур шартан аз ду бахш иборат аст: бахши аввал, ки як дараҷа аз савияи интеллектуалии (донишворидии) ҷавонони имрӯза, аз дарки бадеии мавзӯи таърих тавассути осори ҳунарӣ (мазмуни ҳикоя аслан аз таъсире, ки қаҳрамон аз ҳунари манзаранигории ҷавон бардоштааст, иборат мебошад) меравад. Бахши дигари он ҳамоно аз шарҳи ривоят дар бораи сарви шӯҳратманди Аҷам ва сарнавишти «фоҷиавӣ»-и вай меравад. Сарви Кишмар аз муқаддасоте будааст, ки одатан халқ онро чун рамзи миллат, нишони ҳастии маънавӣ парастиш мекунад. «Мегӯянд, ин (сарв- А. Н.) мӯъҷизаи Зардушт пайғамбар буд ва мардуми Аҷамро бад-он эътиқоди бузург буд».

Дар айни муборизаи ватанхоҳонаи мардум ин дарахт ба рамзи марзу бум ва диёру таърихи кишвар табдил ёфт, балки устувории он дар назари халифа Мутаваккал Ҷафъар бинни Мустаъим нишонаи беэътинoии аҳли маҷус ба дини беҳини ислом буд. Аз ҳамин сабаб аст, ки ӯ аз ҳокими Нишобур Хоҷа Абӯтаййиб маҳз Сарви мазкурро пурсид, то дар Бағдод дар иморати «Ҷаъфария» истифода баранд. Ҳамаи кӯшиши мардуми Эронзамин барабас рафт ва Сарвро бурида, намадпеч карда, сӯи Бағдод бо чиҳил гардуна равона сохтанд. Сарнавишти минбаъдаи Сарв боз фаҷеъгар аст: он ба дасти раҳзанон афтод, чун чӯб буду бас, аз алами бебарории корашон онро сӯханд ва он чӯби Сарв солиёни зиёд месӯхт… Тамсили таърихӣ ин ҷо барои нишон додани рӯҳи ватанпарастӣ ва ҳам бераҳмиву золимии аъроб ба нависанда кӯмак расонидааст. Вай ба сифати мисоли рӯшани таърих собит мекунад, ки асоси бедоду зулм ва зӯрӣ суст ва бебақост (дар ин миён халиф Мутаваккал аз тарафи ғуломаш кушта мешавад) ва аз ҳама муҳимаш Сарви Кишмар – ин дарахти рамзи маънавияти Аҷам заминаи таҷдиди наве низ буд, ки се пар бехи (ё бехҷасти) аз решаи ӯ руста гувоҳи ин ҳоланд. Ҳикояи тамсилии «Сарви Кишмар» мазмуни баланди ватандӯстона дошта, зимнан ногусастанӣ будани зиндагии

мардум, бахусус мардуми форсизабон (тоҷику эрониву афғонро), таҷдиди маънавӣ ва пайванди ҳамешагии онҳоро дар қарнҳои гузаштаву оянда ифода мекунад.

Мисоли таърих дар қиссаи «Шеърҳои хунин» (Дар ҳошияи «Таърихи Табарӣ») ба сари худ мустақил аст. Нависандаи ҷавон акнун на тавассути тамсил, балки дар натиҷаи тадқиқу таҳлили равонии инсони кудратманде мехоҳад моҳият ва маншаъи қаҳрамониву бурдбории мардуми моро ба муқобили таҷоҳуми аҷнабиёни араб нишон диҳад. Моҳияти қаҳрамонии Ардавон писари Марзбон дар чӣ зоҳир мешавад?

Пеш аз ҳама ӯ як фарди ватандӯст аст. Ин ватанпарварии вай дар ду ҷиҳат зоҳир мешавад: аввалан, ӯ ба таърихи тамаддун ва қаҳрамониҳои мардумаш пайванди ногусастанӣ дорад ва аз Монӣ, Хуррамиёну Бобак, ки «Оё бо танаффур зиндагӣ кардан ва дӯст доштан мумкин аст?.. гӯён ҳатто вуҷуди хунрези ӯ фарёд мезад», аз хиради Маздо, ки: «Пиндори нек! Гуфтори нек! Ва Рафтори нек!!!»-ро талқин менамуд ва ҳамчунин аз корномаи Ибни Муқаффаъ сарчашма мегирад; сониян, Ардавон ба аҳли аъроб, ки миллати ӯро таҳқир мекарданд ва умед доштанд, ки шеъри Аҷамро дар дили мардум куштаанд, нафрати беандоза дошт. Ин дабири одӣ бо ин ҳама дороии маънавию шуҷоат ва мардонагӣ ба «оинаи садваҷҳае табдил ёфт, ки имрӯз Амири Хуросон дар он худро хеле кӯчаку ночиз мебинад». Дар ҳар гуфтору пиндори Ардавон, ки шеъри порсиро аламбардорӣ мекунад, амир пай мебарад, ки «арабҳо ҳанӯз ғалаба накардаанд». Ва хулосаи ҳикоя низ ҳамин фикрро талқин мекунад, ки ғосибон ғолиб нахоҳанд буд…

Маҷмӯаи ҳикояҳои Муҳаммадзамони Солеҳ боз бисёр сифатҳои дигари хуб низ дорад. Ин ҷо, хусусан кӯшиши нависандаи ҷавонро дар амали азхуд кардани забони рангин ва шоирона, ки дар худ ғанои маънавии иштирокдорони асар, дардошно будани онҳо ва тасвиркории худи муаллифро фаро мегиранд, ёдовар шудан мумкин аст: «Деҳ дар паноҳи торикии шаб ғарқ шуда буд. Доси моҳ оҳиста-оҳиста зери пардаи ҳарири ҷо-ҷо доғдор ҳаракат мекард ва ахтарони пурдурахшу бешумор домани лоҷвардии осмонро гулдӯзӣ менамуд. Ҷавон рӯи амвоҷи хаёлоти туфонӣ чашмонашро нимпӯш карда, аз нури моҳ тори андеша метанид ва худ ба худ бо онҳо роз мегуфт…» (саҳ. 8).

Зимнан гуфтан лозим аст, ки дар таркиби сухани нависандаи ҷавон бисёр калимаҳои сирф тоҷикӣ ва таърихан фаромӯшшуда аз нав ба истифода гирифта шудаанд (аз ин рӯ онҳоро шарҳ додан лозим буд). Вале гоҳо ин калимот аз луғоти хоси забони эронӣ омадаанд, ки истифодаи бемаврид ва суиистифода аз онҳо зарурат надорад. Ё дар нақли нависанда усули илмии гуфтор ба чашм мехӯрад, ки ҳанӯз ба як системи томи услубӣ надаромадаанд.

Назари бадеии Муҳаммадзамони Солеҳ ба ҷавонӣ нигоҳ накарда, аз ҳайси замону макон ва бофти дид гуногунтаркиб мебошад. Қаҳрамонҳои ӯ дар панҷаи андеша дар бораи гузаштаву имрӯз ва оянда мутлақ, дар мавриди лаҳзаҳои зиндагӣ, маргу зист, нестиву ҷовидонагӣ муҳокима рондан мехоҳанд. Як мафҳум (масалан «ғалаба» дар ҳикояи «Рӯзи Ғалаба») ба маънии муқаррарӣ, иҷтимоии таърихӣ ва фалсафиаш истифода мешавад, ки зимнан маънои тамсилию рамзӣ мегиранд ва барои ҷамъбастҳои фалсафӣ роҳ мекушоянд («Зимистон»). Вале нависандаи ҷавон ҳанӯз барои ба фаҳми хонанда расидани он рамзу тамсил кӯшиш ба харҷ намедиҳад. Инчунин аз он сабаб, ки доираи андешаи қаҳрамонони ӯ пурбору зудтағйир мебошанд, гоҳо фикри асосӣ дар миёни пурфикрӣ норавшан мемонад. Аз ҷумла, ҳикояҳои «Маҷрои зиндагӣ», «Лолаҳои мармарин» ва андешаҳои зан дар «Шеърҳои хунин» аз ҳамин қабиланд. Вале нависанда бо кӯшиши бештар ва таҷрибаи андаке имкон дорад ин серсадоии андешаро ба як таркиби бадеӣ созвор оварда, тасвири пурмаъние эҷод намояд…

Албатта мушкилии бартараф кардани камбудиҳо барои ҳар адиби ҷавон ногузиранд, вале муҳим он аст, ки онҳо аз ҷӯяндагии вай сар задаанд. Маҷмӯаи нахустини Муҳаммадзамони Солеҳ баёнгари он аст, ки ба насри тоҷикӣ як ҷавони ҷӯянда, тозанигоҳ ва бо сабку садои худ ҷиддият дорад, қадам мениҳад. Мо дар ин ҷодаи мушкилу пурмасъулият ба ӯ барорҳои эҷодӣ таманно менамоем.

1985.



## «ДЕВОРИ ХУРОСОН» РУМОНИ МАРҲИЛАВӢ ДАР НАСРИ МУОСИР

Муҳаммадзамони Солеҳ аз нависандагони тозаназаре ба шумор меояд, ки нимаи солҳои 80 асри гузашта ба арсаи адабиёти тоҷикӣ қадам ниҳод ва анқариб бист сол аст, ки дар инкишофи насри бадеии муосир саҳми чашмгире гузошта меояд. Банда нахустин маҷмӯаи ҳикояҳои ӯро дар вақташ тақриз карда будам ва минбаъд низ ҳар як навиштаи ӯро ба сифати як хонанда ва ноқиди адабӣ мутоила карда меоям ва хушбахтона имрӯз метавонам гӯям, ки вай ба сифати як нависандаи соҳибҳунар ва навоваре ба камол расидааст.

Аслан нишонаи соҳибҳунарӣ ва ибтикороти як эҷодкор аз чӣ иборат буда метавонад? Ба назари банда дар ин ҷода соҳиб будан ба диди хоси бадеӣ ва тафаккури тозаи ҳунарӣ нишонаи аввалин бояд ба шумор ояд, ки ба ташаккули сабки фардӣ ва равиши хосу нави нависандагӣ сабаб мешавад ва он имкон медиҳад, ки масоил, мушкилаҳо, дарду муаммоҳои зиндагии иҷтимоӣ ва равонии инсониро аз назари тоза мавриди таҳлилу тасвири хосе қарор диҳад. Гузашта аз ин, бояд тору пуди андеша ва рагу хуни ин соҳибҳунар мамлу аз маънавияти миллӣ, таърихи корномаву созандагӣ ва офаридаҳои фарҳангии халқ бошад. Ниҳоят, ин ҳама ҷанбаҳои ҳунарӣ ва мавзӯъӣ на танҳо дар заминаи суннатҳои ҳунари миллӣ, балки дар пояи фарҳангу адаби муосири башарӣ бояд устувор гардида бошад. Дар ҳамин замина месазад афзуд, ки вобаста ба тақозои давру замони муайян дар зиндагии таърихии халқ ва таҷрибаи фарҳангии он нависандаи ҳушёр ва бедор мекӯшад, то ки паҳлӯҳои тадқиқнашудаеро аз рӯзгори мардум ба тасвири бадеӣ кашад ва ба андӯхтаҳои ҳунарии вай арзишҳои тозаеро илова карда бошад. Воқеан, ҳар яке аз эҷодкорони пешрави адабиёти навини тоҷикӣ аз ҳамин роҳи навангезӣ ва дороиафзоӣ қадам бардоштанд. Муҳаммадзамони Солеҳ низ пайгири ин равиш аст, балки аз пешиниён бештар таърихназар ва аз баъзе ҷиҳатҳои дар ибтикорот ҷасурона қадам мебардорад, дар тадқиқи бадеии ҳувияти этникии миллат дасти тавоно доштаашро ба субут расонида меояд.

Ҳанӯз аз маҷмӯаи «Сарви Кишмар» (1984), «Оҳанги шаҳри ишқ» (1989), «Ардавирафнома ё сояҳои шикаста» (1992) таваҷҷӯҳи ӯ ба таърих, бахусус таърихи бостон, маънавиёти қавмҳои эронӣ ва

огоҳии вай аз фарҳанги тоисломӣ ба чашм мерасид. Вай ба сифати як нависандаи ҷавон хонандаи худро ба шаклу воситаҳои шартиву рамзӣ ба умқи таърих ҳидоят мекард («Сарви Кишмар», «Дарвеши ҳақиқат», «Қисаи шеърҳои хунин»), аз решаҳо, пайвандҳо, созандагиву фоҷиаҳои ҳамнажодҳо қисса мегуфт ва андешаи ӯро дар заминаи таърихи маънавии салафонаш бунёд кардан мехост. Ин мақсади наҷиби Муҳаммадзамони Солеҳ, бахусус, дар замони шӯравӣ, ки таваҷҷӯҳ ба гузаштаро ҳамеша дар чорчӯбаи ҳадафҳои идеоложӣ ва синфӣ маҳдуд медошт, ба маротиб аҳамият касб менамуд. Дар айни замон, қисса ва ҳикоёти дар мавзӯъи муосир таълиф намудаи нависанда («Ишқи актёри пир», «Ардавирафнома, ё сояҳои шикаста», «Сафари ҳаштуми Синдбод») низ саршор аз таърих, ёди гузашта буда, бунёдашон бар ҳофиза гузошта шудааст. Нависанда дар тасвир аз руҷӯъҳои маънавӣ, воситаҳои сурреалистӣ ва экзентсиалистӣ барин шаклҳои тозаи бадеӣ ва равоннигориро ба кор гирифтааст, то ки мадду ҷазр ва парвозу афтодагиҳои рӯҳи инсони ҷаъмияти худкомаро ифода карда тавониста бошад.

Хуллас, Муҳаммадзамони Солеҳ ҳамеша дар роҳи ташаккул додани тафаккури хос ва тасвиркории навпардозона талош дошт, то асари калонҳаҷме чун румони «Девори Хуросон» (1999)-ро манзури хонандагон гардонид. Бинобар ин, румони мазкур, пеш аз ҳама, ба доираи таваҷҷӯҳ ва ҷустуҷӯҳои бадеии нависанда пайванд мехӯрад ва аз ин ҷиҳат онро аз асарҳои мавсимӣ ё ҷашнии бозоргир тарҷеҳ додан лозим аст. Воқеан, чун ба мӯҳтавои умумии «Девори Хуросон» ошно мешавед, пай бурдан душвор нест, ки сохтор, тору пуд ва дарунмояи он маҳсули омӯзишу таҳқиқ ва андешаҳои дарозмуддату ҷиддии нависанда сари таърихи пурвоқеаю тақдирсози мардуми тоҷик дар замони таҷаддуди миллӣ ва эҳёи давлатдории вай будааст. Масалан, ҳамзамон бо румони мазкур ба муносибати 1100-солагии давлати Сомониён хеле китобу рисолаҳо ба табъ расиданд, ки аз байни онҳо маҷмӯаи «Сомониён дар ойинаи таърих» (1998), рисолаи С. Абдуллоев «Исмоили Сомонӣ» (1998), китоби С. Ҳалимов «Амир Исмоили Сомонӣ» (1999)-ро ном бурдан мумкин аст. Ҳангоми муқоисаи ин осор бо румони «Девори Хуросон» ба чунин хулосае расидан мумкин аст, ки Муҳаммадзамони Солеҳ дар таълифи ин асараш на камтар аз дастаи муҳаққиқин заҳмат ба харҷ дода, аз сарчашмаҳои таърихӣ, амсоли «Таърихи Бухоро»-и Наршахӣ, «Таърихи Систон», «Таърихи Гардезӣ»-и Муставфӣ, «Равзат-ус-

сафо»-и Мирхонд, «Ҳабиб-ус-сияр»-и Хондамир, «Таърихи Нигористон» ва ғайра пора - пора маълумотномаҳоро дар бораи давлатдории Сомониён ва кору пайкори амир Исмоили Сомонӣ ба даст овардааст. Аммо маълумоти таърихномаҳо агарчи муҳиманд, вале асосан пароканда ва тавсифӣ, ё аз таъкиди чанд амали ибратбахшу ғайримунтазира иборатанду бас, ки нависанда наметавонист дар тафсири бадеии чеҳраи инсонии Исмоили Сомонӣ бо онҳо маҳдуд монад.

Воқеан, ин маълумотномаҳо асоси таърихӣ ва заминаи воқеии румонро таъмин намудаанд, вале нависандаро лозим омадааст барои офаридани симои Исмоили Сомонӣ ба сифати як шахсияти сиёсиву низомӣ, шоҳи одилу ботадбир, бародару падари сахтгиру меҳрубон, инсони донишманд, ҳаким, тарзи огоҳ аз таърихи фарҳанг ва мазҳаби бостон ва ислом, фарди дар олами андешаҳои доимии пурзиддият, вале мантиқаш устувору саднопазир, соҳиби дили раҳиму бахшоянда, аммо дар ҳимояи дастурҳои асили инсониаш босубот аз бисёр сарчашмаҳои дигар ва, пеш аз ҳама, аз тахайюли созандаи худ истифода кунад ва симои зиндаву табиӣ ва хотирмон, балки дӯстдоштании ӯро бавуҷуд оварад. Ба ин маънӣ, дар румони «Девори Хуросон» метавон бо афкори фалсафию мазҳабӣ, сиёсиву ахлоқӣ, фарҳангиву адабӣ аз манобеи аҳди бостон то зӯҳури ислом дар Хуросони бузург, яъне ба намунаҳои осори адабии суғдиву паҳлавӣ, деворнигораҳои Афросиёб, ҳикмати андарзномаҳо, таърихи хутут, нағмаву навоҳои мусиқии Борбад, суруди Асмо, «Магисто»-и Ашкониён, Самсоро аз қавли буддоёни чағонӣ, шеъри нави форсӣ (Ҳанзалаи Бодғисӣ, Масъуди Марвазӣ, Муҳаммади Васиф), ба готҳои «Авесто» ва ояҳои Қуръон, аҳодиси набавӣ, мақулаҳои илмии фиқҳу калом, шариату тариқат рӯ ба рӯ омад, ки ҳама дар якҷоягӣ савияи тафаккури таърихӣ ва миллии эрониро шакл додаанд. Таъкид кардан лозим аст, ки то замони эҷоди румони Муҳаммадзамони Солеҳ низ дар адабиёти тоҷикӣ, бахусус насри он ва хоса аз ҷониби устодон Садриддин Айни ва Сотим Улуғзода руҷӯъҳое ба таърихи гузашта анҷом дода шуда буд. Адибони пешрави мо дар баёни афкори иҷтимоӣ ва адабию фарҳангии гузашта хеле ибтикорот нишон додаанд. Вале, бояд эътироф кард, ки маҳз дар румони «Девори Хуросон» он ҳама арзишҳои сиёсӣ, фалсафӣ, маънавию ахлоқӣ ба сифати савияи тафаккури таърихии қаҳрамони асар бо умқу паҳнои худ ба кор гирифта шудаанд ва ба ин маънӣ, Муҳаммадзамони Солеҳ

дарунмояи таърихӣ ва андешаи миллии насрро ғанои тоза бахшид. Аз ин ҷо, дар бораи тафаккури тозаи бадеӣ дар адабиёти даҳсолаи охир сухан ба миён овардан мумкин аст, ки хусусияти муҳими он ба тасвири бадеӣ кашидани маънавиёти зотии мардуми тоҷик ба шумор меояд.

Аз ин ҳама гуфтаҳо чунин натиҷа набояд гирифт, ки румони «Девори Хуросон» иборат аз маҷмӯаи санад, гуфтаҳо, иқтибосот аст. Албатт чунин нест. Чунон ки қайд шуд, ин ҳама сифати тафаккури бадеии нависандаро муайян мекунанд ва табиист, ки дар тору пуди тасвир ба ҳам омадаанд. Ба хусус, ки румони «Девори Хуросон» асари таърихии биографист ва тамоми сохтори зоҳириву дарунии онро рӯзгору пайкор ва андешаву афкори амир Исмоили Сомонӣ муайян карда аст.

Муҳаммадзамони Солеҳ амир Исмоили Сомониро дар айни расидагӣ, камолоти ҷавонӣ, чун шахси тарбиядидаву таълимгирифта, огоҳ аз таърих, фарҳанг, дин, илму сиёсат ва ҳарб ва, пеш аз ҳама, ба сифати шахси ифтихорманд аз гузаштаи наҷибу пуршукӯҳи аҷдодонаш ба майдони ҳодисоти таърих ворид месозад ва пайваста ташаккули ӯро чун поягузори давлати муттамарказу пуриқтидори маънавибунёд дар таърихи мардуми тоҷик ба тасвир мегирад. Чун Исмоил бори нахуст вориди Бухоро мешавад аз дидгоҳи фикри баланду таърихбинаш эҳсос мекунад, ки ин хитаи ватанаш дар дасти бегонагон аст ва аз бесарварӣ онҳоро чи аҷнабиён ва чи худиҳо ранҷ медиҳанд. Шояд сафар ба Бухоро ва таҳлилу баррасии вазъи мамлакат ӯро ба хулосае овард, ки мисли пешина, чун бародараш Наср, танҳо бо омили халифа будан ва таъмини оромии кишвар қаноатманд мондан кифоя нест, балки ин малакатро бояд дар заминаи фарҳангу маънавияти бумӣ ва миллиаш устувор намуд. Барои баровардани ин хоста ҳам тариқи давлатдорӣ ва ҳам иртиботро бо ҳамсоягону хилофат тағийр мебояд дод. Ба ин маънӣ амир Исмоили Сомонӣ рисолати худро дар барқарор кардани ҳақиқати таърихӣ мебинад, вай ҳарчанд инкоргари таърихи ду садсолаи охири Хуросони бузург нест, вале чун ислоҳгари он вориди саҳна мегардад. Амир Исмоили Сомонӣ дар тасвиру ташреҳи Муҳаммадзамони Солеҳ пеш аз ҳама, чун шоҳи таърихсоз пеши назар меояд. Ӯ аз аввал инро хеле хуб эҳсос кардаву рисолати хешро муайян карда буд: «Гуё мо, фақат мо, қурбони таърих будаем. Дигар бас аст. Ман омадаам, ки онро қатъ кунам. Дигар ман амини шумо ҳастам…

Ман омадаам, ки шуморо наҷот диҳам! Ман омадаам, ки дардҳои шуморо таскин диҳам. Ман омадаам, ки ниёзҳои шуморо барварда созам. Он Баҳроми Варҷованд манам!» Ва тамоми кору пайкори амир Исмоил равонаи иҷрои масъулиятест барои мардуми худро «бурдан ба сироти мустақим, расонидан ба сироти мустақим» мебошад. Чун замоне, ки ӯ ба сӯи Табаристон ба муқобили Алавиён лашкар мекашад ва ба диёри ҷадди бузургвораш Баҳроми Чӯбина мерасад, ҳамоно мақсади барқарор кардани адолати таърих, «ҳақро ба ҳақдораш бирасонидан»-ро пеши худ мегузорад.

Вай ҳатто садоқати худро ба мазҳаб ва дини ислом бо мансубияти этникиву аҷдодияш ҷудоинопазир тавзеҳ дода гуфта аст: «Алҳамдулиллоҳ, ман мусулмонам, вале эронӣ, аз нажоди озодагон». Ва амир Исмоил эҳтиром ба кишвар, гузашта ва қавму мазҳабро аз ҳам ҷудоинопазир ҳисобидааст, аз ин ҳарос доштааст, ки мабодо қавм баробари дини нав қасди ҳаммонандшавӣ ба ғолибонро дар сар напарварад. Бинобар ин яке аз он аҳдофе, ки ӯ дар бунёди давлати нав ба амал оварданист, аз нав эҳё кардани ҳуввияти миллат ва фароҳам овардани имкони рушди минбаъдаи он аст: «Ҳама гуна давлате, ки фоқиди андешаи бақои миллат бошад, пойдор нест. Мардуми Бухороро ба мисли бақияи нукоти Эрон аз хеш бегона сохтанд… Вазифаи мо дар ин марҳала аз бедор кардани виҷдони таърихии мардум ва аз ин инҳитоту муташаббеҳшавӣ нигоҳ доштани он аст». Амир Исмоили Сомонӣ дар ин роҳ талошу кӯшиш, рою тадбири зиёде ба харҷ медиҳад, душманонро мағлуб месозад, бегуноҳонро мебахшад, бадгумонҳоро бероҳа менамояд, ҳатто Амри Лайси Саффорӣ, ки сустандешаву пархошгарӣ дошт ва дар роҳи расидан ба қасди олии таҷаддуди миллии ориёӣ акнун монеае буду бас, бо айби худу хости Худо аз миён бардошта, то замони наҷоти Хуросони бузург ва истиқлоли шукӯҳманди он фаро мерасад. Ва акнун ин пушту паноҳи Хуросон изҳор медорад: «Дигар имрӯз дарвозаҳо аз Бухоро кушода шудаанд… Ва роҳи беморӣ ёфта шудааст…Муждагонӣ, эй Эронзамин, дигар ту наҷот ёфтӣ! Ва нуре аз дили зулмот ба сӯи ситорагони фалак уруҷ мекунад, дунё рӯшан мешавад. Ин зиё дигар роҳи туст… Ин бемаргӣ туӣ… Ин дарвозаҳо аз қалби ту боз мешаванд ва ин роҳҳо ба сӯи ту меоваранд ва дар ту қатъ мегарданд. Дигар то абад ҳамчунон боқӣ хоҳад монд, дигар то абад ҳамчунин имтидод хоҳанд ёфт. Ин масири туст, ин дигар сарнавишти туст… Эй сарзамини шукӯҳманд, эй диёри нахустин омӯзгорон, муждагонӣ!!!»

Дар ҷавоби ин андешаҳои поку ватанпарастонаи амир Исмоил Муҳаммадзамони Солеҳ меафзояд:

«Ва аз хилоли панҷараҳо садои муаззин меомад… Ва суруди ниёиши як сарзамин бо ин ҳама паҳновари ба сӯи осмон мерафт.

Ва фариштагон дар пойгоҳи муқаддаси Арш салавот мефиристоданд…

Ва амир Исмоил дигар дар дилу андешааш сафо ёфта буд.

Дунё лабрез аз нағмаҳо шуда буд. Нағмаҳои аршӣ! Нағмаҳои Аъло!».

Аммо аз тасвири Муҳаммадзамони Солеҳ пайдост, ки ин давлати миллии амир Исмоил «аз як ҳукумати фаррӣ, ки бар доду адолат бунёдгузорӣ» шавад, иборат аст. Ва пояҳои он бар пандномаҳои бостон ва аркони инсондӯстонаи ислом гузошта шудааст. Метавон гуфт, ки ин аз дастурҳои аввалини давлатдории амир Исмоил ба шумор меомадааст. Вай бо ҳамин ният бори нахуст вориди Бухоро гардид ва ба ҳар куҷо, ки лашкар накашад, мақсадаш бунёд гузоштани адлу дод будааст. «Пояи ҳар ҳукумате адл асту дод», - гуфтааст вай ва ин дастурро дар муносибат ба душманон низ сарфи назар намекунад, пеш аз ҳар лашкаркашӣ, ҳарбу набард нахустин талаби вай аз ҳадди адлу дод берун нарафтани лашкариён аст: «… бо мардум меҳрубон бошед… Зинҳор зулм аз ҷониби мо сар назанад… Барандозандаи ҳамаи қудратҳо зулм аст». Муҳаммадзамони Солеҳ қадам ба қадам нишон додааст, ки амир Исмоил дар риояти адолат чӣ гуна пофишорӣ мекунад, балки нишон медиҳад, ки адолат барои вай «пояи ахлоқӣ» дорад, балки худ «ахлоқ аст». Аз ҳамин ҷост, ки ба амир Исмоил нисбат додани тавсифи «Шоҳи одил»-и таърихномаҳо дар румон ба сурати мушаххаси бадеӣ таҷассуми худро ёфтааст.

Дар иртибот бо адолатхоҳии амир Исмоил дар румони «Девори Хуросон» нависанда масъалаи покизадинии вайро ба миён гузоштааст. Ӯ аз аввал изҳор дошта буд, ки «Бунёди ҳама гуна зулму бедод куфр аст!»

Вай бар ин бовар буд ва аз таърих медонист, ки шоҳони сарзаминаш ҳамеша «масъулияти динии мардумро низ ба дӯш доштаанд», балки ҳукумат кардан масъулиятест дуҷаҳонӣ. Амир Исмоил воқеан марди худотарс аст, аз аркони дин, илми фиқҳу аҳодис хеле хуб огоҳ мебошад, инсонест, ки дар ҳолати равонӣ дар ӯ нишонаҳои муҳаддасӣ ба зуҳур меояд, бахусус агар аз муҳаббати ватан, миллат ва эътиқод ба Худои якка руҷӯъ кунад, рӯҳаш покиза

мешавад, ба асли ҳақиқати чизҳо зудтар мерасад. Вале дар тасвири Муҳаммадзамони Солеҳ ин эътиқод огоҳона аст ва аз муҳокимаҳои мутаноқиз низ барӣ нест. Инро сабаб он аст, ки амир Исмоил худ як марди хирадманду олим аст, таърихи адён, бахусус дини бостонии ориёии зардуштӣ ва исломиро омӯхтааст. Амир Исмоил ҷонибдори покизагӣ ва асолати дин аст ва аз пешравони мазҳаб ва ҳама гуна инсони мӯъмин риояти бетақаллуби онро тақозо мекунад, вай бовар дорад, ки байни динҳо, аз ҷумла зардуштия ва ислом дар масоили бунёдӣ (ваҳдоният ва покизагӣ дар фикру амал ва қавли инсон) мухолифатҳои ҷиддӣ нест. Ва аз ҳамин меъёр ба мардони мазҳабиву уламои табиӣ - ҳам бо китобдори Муғсурат, ҳам ба фақеҳ Абулҳафси Сағир ва ҳам ба файласуфу донишманди тиб Муҳаммад Закариёи Розӣ эътиқоди яксон дорад, аз ҳар яки эшон соҳоти гуногуни илмро омӯхта, ё масоили мушкилеро рӯшан кардааст. Гузашта аз ин илму дониш ва хирадро ба сифати аслу бунёди давлатдорӣ медонад. Охирин насиҳати ӯ ба писараш Аҳмад чунин аст: «Дӯстдори илм бошу мардони хирад», ё: «Мардони фозилу донишманди ростин… таассуб надоранд» ва ё: «Худшиносӣ ба илм муяссар мешавад…»

Дар радифи ин ҳама хирадмандиву адлгустарӣ ва додхоҳӣ амир Исмоил як инсони хеле хоксору самимӣ ва ҳақшинос аст. Аз ин ҷост, ки ҳангоми ғалаба бар Наср ҳаққи бародариро нигоҳ медорад, пеши пои ӯ ба зону менишинад, фарзандони пири китобдорро ба саробонӣ мегирад, дар интихоби ҳамсари духтараш аз аҳли илм будани як каси беҷоҳу ҷалолро авло медонад. Бахшандагии амир Исмоил асирони душманро дар таърихномаҳо ба сифати масал ворид шудаанд. Бинобар далелҳои мазкур дигар аз муҳимтарин комёбии Муҳаммадзамони Солеҳ офаридани образи муаззаму муккамали Исмоили Сомонӣ ба шумор меояд, ки ба сифати як подшоҳи қоҳиру одил, хирадманд, ботадбир, далеру нотарс, саҳнасозу ҷабҳашикан, худотарсу боадаб, инсони мушфиқу меҳрубон, андешаманд, дилу ният ва амалу қавлаш нек, шахси ватандӯсту миллатпараст, таърихсозу бунёдгузори маънавиёти тозаи қавми тоҷик дар саҳифаҳои румон қадам ба қадам қомат меафрозад, зинда мегардад, кору пайкор мекунад, панд медиҳад, чун инсони комил ба дилу ҷони кас менишинад. Ва дар партави ин ҷаззобият он ҳама ҳиссаҳои парокандаи таърихномаҳо, санаду ривоятҳо гӯё «зинда» мешаванд, амалеро иҷро мекунанд, муассир мегарданд ва аҳамияти бештари инсонӣ пайдо менамоянд: он ҳама панду андарз, ояву ҳадис, саҳнаву

мадорики таърихи бостон, деворнигораҳо, оҳангу сурудҳои суғдиву паҳлавӣ дар фикру амали як кас мунъакис ва чун сифати андешаи як инсони ориённажоди муслиму донишманд намудор мегардад, ки амсолаш то ба имрӯз дар насри тоҷикӣ ба чашм нарасидааст…

Муҳаммадзамони Солеҳ барои ин ки ҳам чеҳраи амир Исмоилро офарид ва ҳам ҳолу ҳавои давру замонро ба вуҷуд оварда бошад, аз шеваи сабкпардозӣ /тақлиди услуб/ ба кор гирифтааст. Бахусус, дар сабксозии забони замони Сомонӣ ва тарзу тариқи андешаи амир Исмоил комёбиаш ҷолиби диққат ва ибратбахш мебошанд. Инак амир Исмоил бо бузургони сипоҳ сари масъалаи нафси инсонӣ баҳс карда, эшонро дар зиёдаталабӣ танбеҳ мекунад:

«Ин расидан ба ман арафа нафсаҳуст. Ин шинохти нафси худ аст… Шумо фаромӯш кардед? Вақте эшон рисолати хешро дар ин будан аз ёд мебаранд қонуни дод ба майдон меояд. Ин қонун ба мисоли мӯ борик ва монанди теғ бурро мебошад. Ман шуморо бо тамоми ҷиддият «ҳушёр бош!» медиҳам, ки зинҳор тарзе зиндагиву амал намоед,ки ба ин майдон кашида нашавед! Масъулияти инсон шудан бояд дигар ғаризаи башар бошад, ба мисли он ки хӯрдану хуфтан будан ва ғаризаи як ҷонвар аст! Дар акси ҳол тарҳрезии мадинаҳои мунаввара кори абас ва худфиребист. Тавбаи Одам дигаронро тасалло додану худро фирефтан аст! Мефаҳмед, ки бо ноҷо гузоштани як хишт тамоми созмони тамоюлоти инсон барбод меравад, ҳеҷ мешавад!.. Пас, ҳар лаҳзаву ҳар нафас мо муаззафем, ки худро бисозем, ислоҳ кунем… То замоне, ки инсон ислоҳгар нашавад, бедодиву зулм, харобкориву бадахлоқӣ бар ҷой хоҳад монд».

Ба фикри банда, ин пора ба тавзеҳи зиёдагӣ ниёз надорад, зеро он дар сабки содаву равони классикӣ бо риояти тарзи сухан, лаҳни гуфтор ва мантиқи бемуросои амир Исмоил нисбат ба ашхоси масъулиятношинос гуфта шудааст. Умуман забони румони «Девори Хуросон» бисёр равон, мантиқӣ, қаноатмандкунанда ва дар аксари мавридҳо шевою шеъргуна мебошад. Маълум аст, ки Муҳаммадзамони Солеҳ дар забони адабӣ ва тасвирӣ дасти тассалут дорад.

Румони «Девори Хуросон» аз ҳайси шакли жанрӣ низ ҷолиби диққат аст. Дар он поэтикаи намоишномаӣ мақоми асосӣ гирифтааст. Дар насри тоҷикӣ, ки жанри румон навъи тозаи адабиёт аст, аҳли адаб то ба имрӯз аз шаклҳои гуногуни он кор гирифтаанд. Вале шакли маълуми он, ки устод Айнӣ асос гузошт, румони воқеъанигоронаи

иҷтимоимазмун аст. Раҳим Ҷалил ва Фотеҳ Ниёзӣ дар ҳамин равия қаламфарсой кардаанд. Дар асари устод Улуғзода воқеъанигорӣ бо тасвиргарӣ ва дар румонҳои Ҷалол Икромӣ наклу таҳлил бо драматизм омезиш ёфт. Баъдтар насли ҷавони нависандагон, масалан Фазлиддин Муҳаммадиев, Урун Кӯҳзод, Саттор Турсун ба румони таҳлилии психолигӣ, унсурҳои публитистика ва тасвири экспресивиро афзудаанд. Дар ин миён Сорбон бо румони таърихии пурвусъат бо характерҳои тавоно жанрро ғанӣ кард. Аммо Муҳаммадзамони Солеҳ зоҳиран ба рағми усули маъмул рафта, сохтори румонро дар асоси муколима ва муҳокимаи қаҳрамонҳо байни ҳамдигар ва андешаҳои монологӣ, муколимаии як шахс бо худ сохтааст. Ба фикри банда, дар ин кӯшиши нависанда ҳеҷ ҷои аҷобат нест. Аслаш, усули драматизм, чунон ки гуфтем, яке аз хусусиятҳои муҳими румони тоҷикист. Зиёда аз он, румон аз рӯи табиати жанри худ аз ҳамосаи суннатӣ дида бештар ба осори намоишӣ қаробат дорад, зеро румон ба зиндагии инсони худшинохта ва тасвири зуҳури мураккабиҳои он ва аъмоли ғайричашмдошти вай ба манзараҳои воқеъӣ ва рӯшан сару кор дорад. Аз ҳамин сабаб аст, ки Мирзо Фатҳалӣ Охундзода румонро «ҷузъи ҳунари намоишӣ» ба шумор овардааст, ноқидони нави ғарбӣ, аз ҷумла мунтақиди машҳури фаронсавӣ Рулон Борт, аз қаробати байни румон ва драма сухан ба миён овардааст. Бинобар ин амали Муҳаммадзамони Солеҳро намешавад ғайримунтазира донист, балки онро як кӯшише барои ба асли (аврупоии) худ бештар тамос додани румони тоҷикӣ ҳисобидан дуруст мебошад. Аз ҳамин ҷост, ки он бо шавқ мутолиа карда мешавад, ба осонӣ саҳнавӣ мегардад ва ҳам рӯи навори синамо омада метавонад.

Ҳоло метавон гуфт, ки ба тақозои махсусияти жанриаш мӯъҷазгӯӣ, фишурдабаёнӣ, моҳиятнигорӣ аз хусусияти муҳими румони «Девори Хуросон» гардида аст. Дар он нақли батафсили ҷузъиёт, шарҳу тавзеҳи иловагӣ, воқеанигорӣ, таҳкияи зоҳирии доманадор ҳеҷ вуҷуд надорад ва ё агар ҳаст ба ҳадди ақал фуроварда шудааст. Ба ҷои он ҳама нишонаҳои зоҳирии ҳамосагуна (эпизм) нависанда аз тавсифҳои кутоҳи табиат, муҳит, кӯшку қасрҳо, майдони ҳарб ба кор гирифта, дар ҳар манзара ҷузъияти муҳимро таъкид мекунад, қаҳрамонҳояшро ба амал медароварад, аз ҳама муҳимаш, мубодилаи афкор, гуфтушунид, монологи онҳоро манзур мегардонад, то симои аслӣ ва маънавию ахлоқии онҳо дастурҳои зиндагиашон рӯшантар намудор гардад. Тасвир ва манзараҳои кӯтоҳ, зуд-зуд

ивазшаванда, ки хонандаро ҳамеша машғулу мутаваҷҷеҳи рӯйдодҳо медоранд, асарро осонхон карда, нигориши нависандаро аз тафсилоти тасодуфӣ эмин нигоҳ медоранд… Бояд афзуд, ки дар румон воситаҳои дигаре мисли рамзу намод ва тасвирҳои равонии сурреалистӣ ба истифода рафтаанд, ки дар натиҷа ҷанбаи фалсафӣ ва ибратангезии масоили мавриди тадқиқро пурқувват кардаанд…

Ва ниҳоят метавон гуфт, ки румони «Девори Хуросон», ки дар мавзӯи таърихӣ ва дар мавриди кору пайкори амир Исмоили Сомонӣ чун поягузори давлати нахустини тоҷикон таълиф шудааст, бо он ҳама рӯҳи созандагиву эҳёгарӣ ва таъкиди бедории милии мардуми тоҷик дар замони пеш аз 1100 сол бо масъалаҳои рӯзгори замони мо, бо талошҳое, ки сарвари давлати мо барои таҳкими давлати навбунёди тоҷикон ва ҷомеаи тозаистиқлоли мо дорад, ҳамсадо ва ҳамнаво мегардад ва дар тавсияи тафаккури миллии мо саҳми босазое гирифта метавонад. Зиёда аз он, чунин ба назар мерасад, ки барои муайян кардани мавқеъи як асар дар адабиёт ва қадршиносии он хуб будани вай ва дар мавзӯи муҳим таълиф гардиданаш ҳанӯз кофӣ нест. Он бояд бозёфте, кӯшише дар амали афзудани дороии ҳунари миллӣ, бахусус марҳалае дар адабиёти вақт ва тафаккури бадеии замон бошад. Румони «Девори Хуросон» аз ин ҷиҳат хеле имтиёзҳо дорад ва бешубҳа як румони марҳилавӣ дар насри муосири тоҷик ба шумор меояд.



## ДОСТОНИ НАВУ ИБРАТОМӮЗИ ИСКАНДАРУ ДОРО

Дар адабиёти муосири тоҷик, бахусус дар инкишофи 40 солаи охири он, ки бар асари замони гармиҳои хрушовӣ дар замони шӯравии собиқ сурат гирифт, саҳми як чанд шахсиятҳои адабӣ назаррас мебошад. Онҳоро метавон насли замони «нарм шудани вазъи маънавии давлати шӯравӣ» номид, зеро ташаккули шахсиву адабии онҳо маҳз ба солҳои 50 ва аввали 60 асри гузашта рост омад ва он «озодии нисбӣ»-е, ки дар ҷомиа ба миён омад, ба эшон таъсири гирое дошт ва имконе фароҳам овард, ки ин адибон дар рӯҳи ҳақҷӯиву ҳақгӯӣ, ҳимояи адолати иҷтимоӣ ва шахсияти инсонҳо тарбия ёфта, ин масъалаҳоро ҳамроҳи худ ба адабиёт ворид сozанд ва гоҳо барои амалӣ кардани аҳдофи худ бо муқовимат ба доираҳои расмӣ ва идеоложиву адабӣ низ рӯ ба рӯ шуда бошанд

Аз рӯи ин дастур, аксари навиштаҳои нависандаи соҳибистеъдоди тоҷик Сорбон дар ҳамин равиш эҷод шудаанд. Баъзе ҳикоёти аввалини ӯ, масалан ҳикояи «Гулзамон» аз вазъи нобасомони руҳӣ дар ҷомиа ҳарф мезад, ки аксаран инсонҳоро дар инзивои равонӣ қарор медод ва иродаҳоро ба шикастан мувоҷеҳ месохт. Аммо Сорбон дар бунёд ҷонибдори тараҳҳумпарварии сирф набуда, дар айни замон ҳеҷ гоҳ тавқи тамаллуққориро ба талабҳои доираҳои расмӣ ба гардан нагирифтааст. Бинобар он, вай аз оғоз ба офаридани чеҳраи инсонҳои иқтидорманду мубориз, талошгар, ҳимоятгари шарафи худ ва хислату тинаташон пок кӯшиш ба харҷ дод, ки бо муҳит, одамони бад ва саддҳои ҷомиа дар набард будаанд ва дар ин амал барои ҳимояи иззати нафс ва ҳувияти инсониашон талош доштаанд. Ҳамин гуна шахсонанд қаҳрамони қиссаи «Занги аввал» - Ҳамида ва Ҳакиму Ашӯра аз «Санги сипар».

Ин ҳадафи иҷтимоиву сиёсии нависанда ӯро ба дарёфти шакли хоси шинохти зиндагӣ во доштааст ва ӯ рӯ овард ба равиши воқеъгароии айнӣ, яъне тасвири зиндагӣ дар манзараҳои зинда, ки дар он нависанда ва ҳадафи шахсии ӯ камтар мавқеъ доранд, балки хулосаи муаллиф ва ғояи асар дар батни матн ва сарнавишти инсонҳо нуҳуфтааст. Зиёда аз ин, ин равиш гувоҳи пайгирии нависанда аз суннати реализми сирф ва пайравӣ ба адабиёти воқеъгароёнаи ҷаҳон будааст. Метавон гуфт, ки тасвири объективонаи воқеаҳо ва

офаридани симоҳои рӯшану тавоно ва мураккабу пурихтилоф аз муҳимтарин ҷиҳати эҷодиёти Сорбон ба шумор меравад. Қиссаҳои «Буд, набуд», «Ҷӯгӣ» ва бахусус «Дашти морон» дар ин маврид асарҳои муҳим ва гардишноке буданд, ки барои ташаккули сабки шахсии нависанда сабаб гардиданд.

Бояд таъкид кард, ки ҳам масъалагузорӣ ва ҳам характерофаринии ба худ хоси Сорбон тасвиргарии бавусъат, майдони фарохи амалу баёни андешаҳоро тақозо доштанд. Майли ӯ ба ин равиш дар қисссаҳояш баръало намудор буд ва ӯ барои амалӣ сохтани ин мақсади худ румони санҷишии «Актёр»-ро аз дасти таълиф баровард. Вале қиссаи «Буд, набуд» аз бисёр ҷиҳатҳо хусусияти румонӣ дошта, баёнгари он буд, ки Сорбон ба таърихнигории бадеӣ низ омода аст.

Ва, ниҳоят, чун ҷамъбасти ҷустуҷӯҳои болоӣ ва таҷрибаандӯзии нависанда румони чандҷилдаи «Зарафшон» эҷод шуд, ки аз чандин ҷиҳатҳо кашише ба сӯи ҳамоса дошт. Воқеаҳо ҳам ба умқи замон ва ҳам ба вусъати макон инкишоф меёбанд, сарнавиштҳои достонӣ, ашхоси муборизи баномус, одамияташон баланду тавоно, масъалаҳои оилавӣ, авлодӣ, ахлоқӣ (номусу шараф), бархӯрдҳои эҳсоси ватандорӣ ва ғуломии иҷтимоӣ дар заминаи гардишҳои муҳими таърихӣ ва марҳалаи асосии зиндагии тоҷикони як минтақаи муҳим ва умуман кишвар ба тасвири иҷтимоиву психологӣ омадаанд. Таваҷҷӯҳи Сорбон ба таърих чун бо воқеаҳои солҳои охир, бахусус ҷанги бемаънии шаҳрвандӣ иртибот гирифт, ӯ идомаи румони «Зарафшон»-ро мавқуф гузошт ва пайи мавзӯъҳои ҳамоҳанг ба замони нав ва ибратангезе аз таърихи қадими ҷаҳон ва тоҷикону эронитаборон рафт. Дар натиҷа румони пурвусъати «Достони писари Худо» (2000) ба майдон омад, ки аз бисёр ҷиҳатҳо метавон онро бо мушкилаҳои ҳазорсолаҳо барои мардуми мо хос, ки ҳатто имрӯз ҳам дар ниҳоди вай мақоми муҳим доранд ва ё чунон ки мегӯянд, дар хуни эшон нишастаанд, он хислатҳое, ки ҳам баёнгари маънавиёти баланд ва ҳам сустиву норасидагиҳои миллати мо мебошанд, иртиботи мустаҳкаме доранд. Аз ҳама муҳимаш, чун ҳаводиси тезутунд, пуршиддат ва бемаънии рӯзро осемасарона дар замонаш баҳо додан кори оқилона нест, нависанда замонаро ба маҳаки таърих меандозад, аммо таърих хеле аз дардҳои имрӯзаро чун муаллими пурдида бозгӯ мекунад.

Дар воқеъ, ин хусусияти румонро ба сифати яке аз ҷиҳатҳои муҳими замонавияти он ба шумор овардан мумкин аст.

Вале «Достони писари Худо», пеш аз ҳама, асари таърихӣ, балки асари таърихии бадеӣ мебошад, ки аз ҳайси мундариҷа ва сохтор хусусияти хосу мустақилеро доро мебошад.

Аввалан, бояд қайд кард, ки румони «Достони писари Худо» аз ҷониби Сорбон аз рӯи дастури шолудашиканӣ ба рағми суннати «Искандарнома»-нависӣ, ки дар шакли назму наср дар адабиёти гузаштаи форсу тоҷик то асри XX роиҷ буд, рафта, ба мавзӯъи мазкур таҷдиди назар мекунад.

Ин ҷустор ва нигоҳи тозаи Сорбон ба қазияи мазкур ба сари худ ҷолиби диққат мебошад. Зеро асарҳои аҳли адабии гузаштаи мо аз бисёр ҷиҳатҳои бунёдӣ аз зиндагӣ ва рӯзгору сарнавишти Искандари таърихӣ тафовут доранд. Зиёда аз он, дар адабиёти халқҳои ҷаҳон низ хеле аз осори бахшида ба Искандар таълиф шуда, таърихи ҷаҳонгирӣ ва рушду камоли ӯ ба сифати як подшоҳи империясоз, ки дар рафти инкишофи таърихи инсоният нақши муассире гузоштааст, аз назари илмиву адабӣ тасвир ва тадқиқу баррасӣ шудааст. Аммо мақсад аз руҷӯи Сорбон ба Зулқарнайни Қуръони маҷид, Искандари адабиёти исломӣ ва Александри таърихӣ ва шарҳу тавзеҳи он чист?

Ба фикри мо, вай дар такя ба муҳаққиқ ва муфассири Қуръон ва муаллифи асари «Куруши кабир» мавлоно Абдукаломи Озоди ҳиндӣ ба натиҷае расидааст, ки Зулқарнайн сифат аст ва он лузумият ба тафсиру ташреҳ дорад. Дар Қуръон номе аз Искандар нест. Муфассирин ва тасвиргарони бадеӣ бо такя бо ҳамон сифат ӯро фарди зикршуда дар Қуръон донистаанд, ҳол он ки мушаххасоти дигари қуръонӣ оид ба Зулқарнайн бо зиндагиномаи Искандар мувофиқат надоранд. Пас, як қисм аз аҳли андеша, ки Сорбон онҳоро ҷонибдорӣ кардааст, Зулқарнайни Қуръонро Куруши Кабир донистаанд ва ба ин амали худ далелҳо низ нишон додаанд. Сорбон низ ин тавзеҳи муқаддимавиро на танҳо чун санади ҷолиби таърихию фарҳангӣ меоварад; зиёда аз он ин далел ӯро барои худро аз тасвири классиконамон канора ҷустан ва суннатшиканӣ кардан асос мешавад. Ва, билохира, ӯ дар ин замина ба тасвири симои Искандари Мақдунии таърихӣ ва ҷаҳонгириҳои вай мепардозад, барои воқеъӣ нигоштани ҳуҷуми ӯ ба мамлакати Порс заминаи устуворе ба вуҷуд меоварад. Аммо, нависанда иқрор доштааст, ки ғарази ӯ ба вуҷуд оварани симои ба асли Искандар наздик ва чеҳраи инсонии ӯ аз ҷиҳатҳои гуногун – хубу бадаш будааст. Яъне, ба иқрори Сорбон далелҳои мазкур, ҳусни таваҷҷӯҳи ӯро ба Искандар накостаанд, балки

вай кӯшидааст дар ҷодаи адлу инсоф ва ҳақиқати бадеӣ аз Искандар ва лашкаркашиҳои ӯ ба кишвари Порс ва оқибатҳои баду неки он сухан ба миён оварад ва дар ин мавзӯъ асари бадеӣ ва румони ҳамосие таълиф намояд.

Ва, дарвоқеъ, муҳим аст, ки Сорбон дар нигориши бадеии Искандар, бахусус тасвири воқеъгароёнаи ӯ, сабаб ва омилҳои барангезандаи юриши вай ба Порс ва рӯҳияи умумии давлату давлатдории Ҳахоманишии ин аҳд чӣ ҳадафе дошта ва ба кадом муваффақияте даст ёфтааст. Ин вазифаи мушкил ва хеле меҳнатталаб аст, ки аз баландии садаи XXI мелодӣ ба умқи таърихи дури наздик ба 2400 сола сар фурӯ бурда ва фазои он давру замонро ба вуҷуд овариву дар паҳлӯи осори сершумору дақиқ аз зиндагиномаи Искандар китобе замонавӣ, хонданбоб ва ибратбахш эҷод намоӣ ва дар мавридҳои лозима, зимни таъкидҳо, ишораҳову масъалагузориҳо хати иртиботе ба рӯзгори кунунии мардуми тоҷик кашида бошӣ. Ҳангоми мутолиаи румони «Достони писари Худо» кас худро дар ҳалқаи ин замонҳои аз ҳамдигар дури бо мушкилаҳои хосу дар айни замон то ба кунун умумӣ эҳсос мекунад.

Ба ақидаи мо, ин комёбӣ ба Сорбон аз он сабаб даст додааст, ки ҳангоми таълифи румони мазкур як олам осори муҳимеро бахшида ба ин давру замон, хасоиси рӯҳу равон, урфу одат ва дунёдаркии онҳо хонда, ҳазм кардааст, то ки ба куллӣ вориди масъала шуда бошад, то ки қаламаш дар баёни воқеанигорӣ, манзарасозӣ, майдондорӣ ва чеҳраофаринӣ озоду табиӣ ба ҷавлон ояд.

Бо тамоми масъулият изҳор доштан мумкин аст, ки румони «Достони писари Худо» нишонаи камолоти эҷодии нависанда буда, бо хеле аз шоҳкорҳои адабиёти муосир ҳамсангӣ карда метавонад.

Дар маркази румон тасвири чеҳраи Искандар меистад, вале ба тақозои шахсият ва амалкардҳои ин шахси таърихӣ зарурат пеш омада, ки нависанда рӯҳи давру замони Мақдуния, Юнон, Осиёи Хурд, кишвари Порс, рӯзгори мардуми ин манотиқ, муносибатҳои сиёсӣ, тарзи давлатдории ба худ хоси онҳоро ба эътибор гирад ва дар айни замон ҷузъитарин хасисаи ҳолоти афрод ва зиндагии маиширо низ сарфи назар нанамояд. Ба ин маънӣ румони таърихии «Достони писари Худо» асари таърихиест, ки бунёдаш бар тасвири иҷтимоиву сиёсӣ ва ахлоқиву равоншинохтӣ гузошта шуда, иртиботи қавии ин ду фазо - фарохии макону замон ва жарфназарии равонковона ба он вусъати эпикӣ бахшидаанд. Зиёда аз он, дар заминаи бозгӯ кардани

омилҳои ташаккули характери Искандар ва ҳам зиндагии шоҳон ва мардуми Порс хеле аз ривоёту тамсилот ва устураҳои румиву юнонӣ ва хеле аз асотири ориёӣ ва ояҳои мазҳаби Зардуштия ба доираи таҳкия ворид мешаванд, ки дар натиҷа тасвири мушаххаси таҳрихӣ ҳамроҳ бо тасаввур ва куҳанулгӯҳои (архитипҳои) мардуми манотиқи гуногун заминаҳои боварибахши маънавиро барои амалкарди қаҳрамонҳои румон созмон медиҳанд.

Агар ба хотир оварем, ки Искандар дар як муҳити илмиву фарҳангӣ ва сиёсиву фалсафии замони худ ба камол расида буд ва ниҳоят Искандар дар назди муаллими аввали инсоният - Арасту таълими илм карда, пас маълум мешавад, ки нависанда то кадом андоза вазифаи мушкилеро ба ӯҳда доштааст. Аммо чун румонро саропо мехонӣ, пай бурдан душвор нест, ки Сорбон натанҳо ба фарогирии ҳамаҷабҳа даст ёфтааст, балки боз тавассути тахайюли рангин хислату характерҳои мухталифу гуногунақида ва мураккабу печидаро офарида, манзараҳои зиндагиро зинда карда, хонандаро табиӣ вориди замон ва фазои таърихӣ месозад.

Ва, инак, Искандар, ки дар зери таъсири устураҳо оид ба Геракл, Ахилл ва Зевс тарбия ёфта, аз хирад ва ҳикмати Арасту дониш бардоштааст, аз падараш Файлақус сиёсат ва лашкаркашӣ ва аз модараш Олимпиада қатъияту нозукандеширо ба мерос бурдааст, бо хусусиятҳои мухталифи инсонӣ пеши назар меояд. Вай шахсест устураписанд, хирадманду фалсафаназар, ҷавонмарду лашкаркаши сафшикан, шоҳи тезҳуш ва манфиатҷӯ ва дар айни замон пархошгару ҷангхоҳ, маккор ва айёшу моҷароҷӯ. Ҳамон қадар, ки вай як инсонӣ амаликор тасвир мешавад, боз ҳамон андоза як шахси румонтик (хаёлпарвар) ҳам мебошад (орзуи ҷаҳон дидан ва олам гирифтан, дарёфтани Оби ҳаёт, расидан ба тулӯъгоҳи Офтоб ва ғайра ӯро ҳеҷ гоҳ тарк накардааст). Сорбон дар баробари сиёсатмадорӣ, давлатдорӣ, лашкаркашиҳои Искандар таваҷҷӯҳи ӯро ба ҷинси зан, эҳтиромашро ба ақлу хиради эшон ва қадр карда тавонистани ҳусну малоҳати бонувон ҳамеша таъкид мекунад (масалан, нисбат ба гитерзани юнонӣ Тейсӣ, шоҳдухтари Порс Гулгун, асилзодазани эронитабор Барзин). Дар заминаи маводи румон ба чунин натиҷа расидан мумкин аст, ки дар ниҳоди Искандар аз ақлу хирад ва ҳикмат дида, ҷангу майдондорӣ, лашкаркашӣ мақоми бештаре доштаанд. Ва ташаккули ин хислатро агар, аз як ҷониб, сабаб таъсири гирои аз устураҳои қаҳрамонии юнонӣ бардоштаи қаҳрамон донем, аз ҷониби дигар, он

мероси омада аз падараш низ будааст. Ба ҳамин сабаб аст, ки ҳангоми тасмим гирифтан ба ҷанги муқобили Порс - ин нияти кӯҳнаи падараш, ки ҳам устодаш Арасту ва ҳам модараш Олимпиада аз муқобилони сарсахт буданд, ба масъала аз роҳи сулҳу салоҳ ворид нашуд, балки худраъйӣ нишон дод ва оқибат ин ҷангро оғоз кард.

Сорбон ҳамон андоза, ки дар тасвири муҳити мақдунӣ ҳунари зиёде ба харҷ додааст, ба ҳамин миқдор кӯшиш мекунад, ки руҳия ва фазои ҳукмрон дар салтанати Ҳахоманиширо низ пеши назар оварда бошад (Зимнан, аз тасвири нависанда пай бурдани он чиз душвор нест, ки дар ин ду минтақа тарзи тафаккур ва шакли андеша низ тафовутҳо дорад. Агар ба аҳли Мақдуния тартибу низом ва фикри амалию муҳоким хос бошад, пас аҳли дарбори Порс асосан андеша ва ҳикмату андарзро дуст доранд ва чун дар сар дасисаҳо доранд, бештар гирифтори фикру хаёлоти дарунӣ мебошанд).

Бадбахтона, чунон ки аз тасвири Сорбон бар меояд, дар айёме, ки Искандар қасди тасарруфи кишвари Порсро дошт, аз шукӯҳу давлати машҳури Ҳахоманишиҳо, ки поягузораш Куруши Кабир аст, чизе лоиқ ба тавсиф намонда буд. Муборизаҳои дохилӣ, гирифторӣ ба айшу нӯш, худбоварии Ардашери II ҳама шавкату шукӯҳ ва пояҳои давлати бузургеро, ки Куруши Кабиру Дороюш асос гузошта буданд, суст намуд.

Зиёда аз он, низоъи дохилӣ ва муборизаҳои ниҳониву ғайриинсонӣ барои расидан ба дараҷаи валиаҳдӣ, дасисаҳои душмани дохилӣ (хоҷасарой Бодҳуй) ва ҷосусони хориҷӣ (Сосон, ё аслан фиристодаи мақдуниҳост, ки номи аслиаш Демад мебошад) ин ҷараёнро метезониданд: Ох (Ваҳуко) – фарзанди Ардашери II барои соҳиб шудан ба тахту тоҷ 114 бародари худро бо як бераҳмӣ ва хунсардӣ (чун ин кор дар дарбор ба сифати суннат даромада буд) ба гирдоби Кӯшки Гардон меандозаду нобуд месозад ва дар ин амали ӯ аз Боҳуйи вазир дастгирӣ меёбад, балки ӯ аз аввал илҳомбахши Ох мегардад. Оқибати хиёнати Ох ба марги падараш Ардашери II ва қисмати худи ӯ, яъне Ардашери III, низ мисли падар ва ниҳоят сарнавишти фарзанди ӯ Аршак низ аз дасти Боҳуй фоҷиавӣ меанҷомад. Натиҷаи ҳамин бесарусомониҳо, боло гирифтани ҳирсу ҷаҳл ва ҳасаду хиёнатро Сорбон мӯътамад ба тасвир мекашад ва нишон медиҳад, ки оқибати ин ҳама бесуботӣ ва хиёнаткорӣ мувоҷеҳ бар он шуд, ки Боҳуй ба умеди яккатозӣ аз Арманшаҳр Кудомон ном ҳокими муқаррариро, ки таҷрибаи давлатдорӣ надошт, оварда бо

номи Дорои III ба сари давлати Ҳахоманишӣ нишонд. Ва табиист, ки ӯ наметавонист (ҳарчанд ки Боҳуйи хоинро аз байн бурд) дар як муддати кӯтоҳ сару сомони давлат ва чораҳои амният ҳимояти онро андешад. Ба ҳамин сабабҳо буд, ки ба чорасозиву майдондории сарҳангон Ментор ва Мемнон, сарҳанг Набарзани диловар, Ортабози Порс нигоҳ накарда, Доро бо аскари аз румиён чанд бор афзун дар ҷанги аввал рӯ ба гурез ниҳод...

Дар ин мавридҳо на танҳо тозагии маводи тасвир ва манзараҳо аз рӯзгори порсиён муҳим аст, балки аз зери қалами нависанда таърих боз ҳам чун сарчашмаи сабақ барои ҳамаи давру замонҳо намоён мешавад. Ба ин маънӣ низ румони «Достони писари Худо» асари пурмаънӣ ва ибратомӯзи насри муосир аст.

Румони «Достони писари Худо» асари хеле гуногунбӯъда аст, ки зикр ва шарҳу баррасии онҳо дар доираи як мақолаи муқаррарӣ намеғунҷад. Вале аз баъзеи он масоил сарфи назар кардан мумкин нест. Аз ҷумла дар бораи он ки Сорбон дар ин румон дар тасвири мукаммали симои зан таваҷҷӯҳи бештаре зоҳир кардааст ва дар ифшои олами мураккаб ва чораандешиҳои ғайримунтазира, ки аз онҳо чашмдор шудан мумкин аст, низ нозукбинӣ зоҳир кардааст. Метавон гуфт, ки дар ягон асари насри тоҷикӣ то ба имрӯз чеҳраи зан бо ин мукаммалии фикру зикр, амал, фаъолият ва олами нохондании андешаҳояш тасвир нашудааст. Ин шояд аз он сабаб аст, ки нависанда дар ин маврид ҳунари кофии инсоншиносӣ ба харҷ медиҳад ва замони дури таърихӣ дасти нависандаро дар нигориши олами пурасрори зан (ва дар дигар мавридҳо низ) озод доштааст. Дар мавриди қазияи мазкур, тасвири симои модари Искандар – Олимпиадаро махсусан зикр кардан лозим аст. Вай занест зебо, доно, сиёсатшинос ва низ зиндагидӯст. Гузаштаи муносибатҳои оилавии ӯ, мисли аз кадом тухма ба олам омадани Искандар низ норӯшаниҳои бисёр дорад ва имрӯз низ аз ҳусну малоҳати худ меболад ва аз лаззоти зиндагӣ бебаҳра будан намехоҳад (ба ҳамин монанд аст достони Котюн – бонуи отинӣ, зани Ортабози Порс бо ғуломаш Бадрия). Аммо моҳияти зиндагии ӯро ҳамоно соҳибдавлат будан, ба тахти шоҳӣ нишондани фарзандаш Искандар, аз даст надодани мавқеъи худашу фарзандаш дар давлатдории Мақдуния ташкил мекунад. Олимпиада барои ба амал баровардани ин ғарази худ аз ҳеҷ гуна амали ғайриинсонӣ, ҷангу ҷидол, куштор даст намебардорад ва ба мақсад ноил ҳам мешавад. Дар воқеъ, бисёре аз хислатҳои Искандар

ва ҳам амалкардҳои сиёсии ӯ, балки ба тахти Мақдуния нишастани вай ба ин зани далеру маккор сахт вобастагӣ дорад.

Вале Сорбон дар ин миён дар офаридани симои занони доно, ҳушманд, оқила ва баномусу зебо, ки дар олами покӣ ва ростзистии мазҳаби Аҳурамаздо тарбия дида, нангу номуси порсиро аз ҳама чиз авло медонанд, низ камоли маҳорат нишон додааст. Симои Гулгун - духтари Дорои III, Сайибаи Ох ва Барзин духтари Ортабози Порс дар ин бобат мисоли равшананд, ки бо ақлу заковат, доноӣ ва чораандешӣ бо Искандар, ин шоҳи ҷавону ҷаҳонгир, айёш, ҳикматписанду зудранҷ сари баҳс медароянд ва ҳам суннатҳои ахлоқиву давлатдории ориёиро ҳимоя мекунанд ва ҳам чун инсони покизаимон иззати нафс ва номуси худро ҳимоя менамоянд. Ба ҳамин сабабҳост, ки онҳо ба дили Искандар роҳ меёбанд - Гулгун дар ин роҳ қурбон мешавад, вале барои шоҳ ба сифати ормон мемонад Барзин барои расидан ба шоҳбонуӣ талошҳо кардаву муваффақ ҳам мешавад...

Румони «Достони писари Худо» на танҳо аз ҳайси масъалагузорӣ, мавзӯъ, мӯҳтаво ва ба вуҷуд овардани рӯҳу фазои замонҳои дури таърихии дар аксари мавридҳо ба хонандаи имрӯзаи тоҷик ноошно мумтоз аст, инчунин аз ҳайси сохтори дарунӣ низ хеле ғанӣ ва серғунҷоиш мебошад. Сорбон ба нақли одӣ ва хронологии воқеаҳо камтар диққат медиҳад ва агар ба нақл зарурат ояд, онро ба воситаи руҷӯъҳо ба амал меоварад, вале сар то пои дарунмояи румонро амалиёти қаҳрамонҳо, бархӯрдҳои маънавию ахлоқӣ, диалог-баҳси ақидавии иштирокдорони асар, тағйир хӯрдани ҳарлаҳзаинаву маънибардориҳои равонӣ, гумону тахмин, андешаҳои мухталиф, тасодуми афкор; нишон додани одобу одоти дарборӣ, расму русуми давлатдорӣ, этикети дарборнишинон ва ғайраву ва ҳоказо ташкил кардаанд, ки то ба ин вақт румони тоҷик чунин дарунмояи ғаниро надида буд.

Дар ин маврид нависанда бо роҳи манзараофаринӣ - манзараҳои зиндагӣ, айшу нӯш, базмҳои дарборӣ, гуфтугӯ ва баҳсҳо; манзараи ҷангу овардҳо, амалкардҳо; манозири мухталифи табиат - рафта, дар айни замон хеле бомаврид ҷузъиётҳои муҳими маишӣ, муҳити атроф, ҷунбишҳои равонӣ ва тағйири чеҳраҳои иштирокдорони асарро зикр мекунад; ва ниҳоят, ин ҳамаро бо вожаву истилоҳоти таърихӣ, тамсилу ташбеҳҳо, ривояту устураҳо боз ҳам рангинтар сохта, матни умумии румонро бой, серпаҳлӯ, табииву

зинда, пуртаҳрик ва хонданӣ гардонидааст. Ва ба ин васила Сорбон насри ахлоқиву психологӣ ва андешапарвари тоҷикро, ки бештар дар атрофи ягон масъала ва ё ҳадаф давр мехӯрд, рангу тароват, руҳияи нав ва дарунмоясозии тоза бахшид ва умуман ба румоннависии мо сифати наве ворид сохт...

Дар ниҳояти сухан гуфтан лозим аст, ки навангезиҳои Сорбон дар доираи такмили мактаби реалистии насри тоҷик сурат мегиранд ва румони «Достони писари Худо» нишон дод, ки агар нависанда аз ҷодаи воқеагӯии сода ва гоҳо ҳиссиётангезу моҷароӣ, ки то ба наздик (ва ҳоло низ) хоси адабиёти мо буд, берун рафта, ба умқи воқеаҳо, жарфои дили инсонҳо фурӯ равад, воқеаҳои иҷтимоии таърихиро бо қисмат, сарнавишт ва характерҳои равшан, тавоно, пуриқтидор пайванд диҳад, агар ба тору пуди рӯйдодҳо ва масоили таърих фурӯ рафта, мантиқ ва қонуниятмандии онҳоро сарфаҳм равад, агар ба мақсадҳои одии сиёсӣ ва ғаразҳои маҳдуди синфӣ саргарм нашуда, аз мавқеи мушкилоту вазифаҳои ҳалталаби замон, инсон ва миллат қалам ба даст гирад, пас гумони ғолиб бар он аст, ки ба ӯ муваффақият даст хоҳад дод. Ба фикри ин ҷониб, Сорбон дар румони нави худ ба чунин комёбӣ даст ёфт ва насри тоҷикро аз ҷиҳати мундариҷа ва шаклу жанр як поя боло бурд, ки метавонад боиси пайгирӣ ва пайравии аҳли адаб бошад.

2004.



## НАМОЗИ БОМДОДИ НАВИСАНДА

Яке аз ҳодисаҳои тозаи адабиёти тоҷик, аз ҷумла насри онро метавон ба арсаи эҷод баромадани нависандагони билингвист (дузабона) номзад кард. Дар ин маврид номҳои нависандаву шоирон Анвар Тавобов, Ҳафиз Сайфуллоев, Нисо ва дигаронро номбурд, ки дар кори эҷодӣ ва тарҷумаи бадеӣ муваффақ будаанд. Аз ин миён, бахусус Мансури Сурӯш ба кори эҷодӣ бо ҷиддияти тамом машғул аст ва навиштаҳои дорои хасоиси тозае мебошанд, ки аз ин ҷиҳат сазовор ба гуфтугӯи алоҳида мебошанд. Мансури Сурӯш асосан ҳикоя менависад ва қалами нигорандагиашро тавассути жанри хурд хеле сайқал додаст. Бинобар ин дар осори калонҳаҷмаш низ таъсири ин мӯъҷазбаёнӣ ба хубӣ эҳсос мешавад.

Ҳикоёти Мансури Сурӯш ҳама дар заминаи ҳодисаву воқеаҳои муқаррарӣ ва рӯзмарра таълиф шудаанд. Аммо нависанда зимни ин воқеъгаройӣ танҳо ба нақли одӣ машғул намешавад, зиёда аз ин, ба таъкиди якҷонибаи саргармкунанда ва ё ҳиссиётангезии муассиркунанда, ки одатан ба як бор мутолиа кардани асар аз ёд фаромӯш мешаванд, маҳдуд намемонад. Ба таври умумӣ метавон гуфт, ки мӯҳтаво ва дарунмояи ҳар ҳикояи Мансури Сурӯш фарогири масъалаҳои рӯз, саргузашт ва ҳодисаҳои зиндагӣ буда, дар айни замон дар матни (контекстӣ) таърихӣ, маънавиёти чандинасра ва ҳувияти миллӣ тасвиру қазоват мешавад ва дар зеҳни иштирокдорони ҳикояҳо ҳамеша ин таҷрибаи таърихӣ, бовар, урфу расм ва дастурҳои ахлоқӣ ҳузур доранд. Ва ба андешаи банда, ин аз мазияти асосии ҳикояҳои Мансури Сурӯш аст, ки дар таълифоти дигар ҳамқаламони ҳикоянависаш ба назар намерасад ва агар мавҷуд бошад ҳам, на бо ин иртиботу пайванди чандҷиҳатаи ҳунарӣ сурат гирифтааст. Ҳикояҳои Сурӯш аз ҳайси мӯҳтаво ғанӣ ва серсадо мебошанд: воқеаҳо, ҷузъиёт, ривоят, таърих, бовар дар таркиби тасвир ва андешаву мулоҳизаҳои қаҳрамон ба ҳам омада, аз як ҷониб, серпаҳлӯ ва гуногунҷабҳа будани ҳар як аз манзараи ҳаётро сабт намоянд, аз ҷониби дигар, аз масоил ва мушкилиҳои зиёди ахлоқӣ фароҳам омадани дунёи равонӣ ва маънавии қаҳрамонҳо собит месозанд. Ин ҳунари нависанда ҷӯяндагии адибони моро дар ғанои мӯҳтаво такмил мекунад ва ҳатто гоҳе онро дар насри муосир як андоза диди тозаи бадеӣ ба шумор овардан лозим меояд.

Аслан назари нозук, умқбин, моҳиятҷӯи нависанда аст, ки воқеаҳои муқаррарии ҳаррӯза мавриди диққати махсус ва бурӯз овардани маънии ботинӣ, балки тозаи онҳо мақсади асосӣ қарор мегиранд. Ба ин маънӣ ҳар яке аз ҳикояти Мансури Сурӯшро метавон тавзеҳи чандинҷиҳатаи филологӣ (суханшиносӣ ) кард.

Пеш аз он ки, ба ин кор даст зада бошем, аввалтар аз ҳама ҳамин нуктаро қайд кардан лозим аст, ки нависанда то ба арсаи эҷоди бадеӣ қадам ниҳодан, дар пешаи рӯзноманигорӣ сару кор гирифтааст. Ба ҳамин сабаб ҳам дар бисёре аз гӯшаву канори ҷумҳурӣ будааст ва аз рӯзгор ва тасаввуру бовари мардуми мо огоҳ мебошад. Ба ин маънӣ хеле аз ҳикоёти ӯ заминаи воқеӣ доранд ва агар бахше аз ҳикоёти ба истилоҳ «монологӣ»-и ӯро низ ёдовар шавем, ки асоси тарҷумаиҳолӣ доштаашон рӯшан аст. Пас метавон чунин натиҷа гирифт, ки асарҳои Мансури Сурӯш асосан аз таҷриба ва сарнавишту зиндагии ҳамзамононаш сарчашма мегиранд. Ҳатто ҳамон қиссаи «Чала», ки фарогири мавзӯи таърихист, натиҷаи як таконе аз рӯзгорони пурҳодисаи солҳои охири мо мебошад. Аммо ғарази нависанда аз ин эътиқоди ҳамешагӣ ба зиндагии муосир иборат аз навиштани зиндагинома ва ё солномаи инсонҳои мусоир набуда, балки диққати ӯ мутаваҷҷеҳи рӯшан кардани савияи маънавӣ, олами ботинӣ, фикру андеша ва дастурҳои ахлоқии амали онҳо мебошад. Бинбар ин, дар ин усули пешгирифтаи нависанда мавзӯъ ва мушкилаҳои замонӣ бо кӯҳанулгӯиҳо (архетип) паҳлӯи ҳам меоянд ва ё як ҷузъи муҳимми таркиби нақлу тасвири ӯро шакл медиҳанд. Яъне симои маънавии қаҳрамонони нависандаро маҳз дар ҳамин гуногунтаркибӣ метавон тавзеҳ ва ташреҳ намуд.

Масалан, ҳикояи «Интизорӣ»-ро, ки ба мавзӯи дарду ранҷи зани безуриёт бахшида шудааст, аз назар гузаронем. Сухан аз Зайнаб ном зане меравад, ки бо Халил ном ҳамдеҳааш, ки дар шаҳр таҳсили илм мекард, ба шавҳар баромад, аз онҳо зуриёте ба дунё наомад, сипас Халил ба деҳа рафт ва зани дигар гирифт. Аммо Зайнаб, ки ҳамон солҳо ба сифати котибаи ҳуруфчин дар рӯзнома ба кор даромада буд, имрӯз дар мӯйҳояш сафедӣ дамида бошад ҳам, на шавҳар кардааст, ки баногоҳ касеро бадбахт намояд ва на аз бешавҳарӣ имкон дорад, ки кӯдакеро ба фарзандӣ хонад. Зиндагии ӯ дар байни ин дору мадор ҷараён мегирад ва як сабаби азияти рӯҳии ӯ низ мебошад: масалан, ӯро аз арӯсони нав дур нигоҳ медоштанд, ривоятҳое буданд, ки шахси безуриёт аз барои кадоме аз ҳамавлодони

нокасу бадгуҳараш ранҷу азоби безуриётӣ мекашад. Аммо Зайнаб ба умед мезист ва ҳар буттаеро даст мегирифт, то аз ин азият раҳо ёфта бошад. Диққати ӯро одати ҳиндуҳо, ки барои борвар шудани занон ба гардани онҳо шохаи дарахти удумраро, ки соле се ҳосил медод, мебастанд, ба худ кашид. Ва баногоҳ ба ёдаш ду фароштуруке расид, ки ҳар баҳор аз кишварҳои дур баргашта, дар шифти даромадгоҳи хонаи ӯ лона мегузоштанд. Шояд онҳо барои ӯ низ шохае аз ин дарахт биоваранд... Ва дар ин миён яке аз хешони ҳамкораш Розия - духтари сабукандеш Улфат аз беҳудагардӣ ҳомила шуд, вале фарзандашро қабул надошт... Ҳамин буд, ки Зайнаб бо як олам умеду орзу ва шавқу ҳаяҷон хостгори ин фарзанд шуд. Гоҳе, ки ӯ бо тифлаш вориди хона мешуд, ба гӯшаш садои ошнои фароштурук расид ва ӯ гӯё дар нули яке аз онҳо шохаи удумраро дид ва ҳамчунин пай бурд, ки ҳатто бо ташвишҳояш саргарм, фаро расидани баҳорро акнун эҳсос менамояд. Яъне нияте пок ва беғараз,бовар ба ривоят барои қаҳрамон умеди ба зиндагӣ дилбастанро зинда нигоҳ медоштанд ва оқибат ин амали хуб подоши некӯ ба бор овард.

Ҳамчунин дар ҳикояи «Какра» воқеаҳои муқаррарӣ: чӯпонии бачаҳо Ҳасану Ҳусейн, наберахои бобои Зикир, саги ҳамроҳ бо онҳо ва шикори уқоб, ки як манзараи ҳаррӯза, вале ҳар бор ғайриоддист; сипас, ба деҳ омадани кашшофони маъдан ва бо сайдҳои кӯҳӣ онҳоро таъмин кардани Мерган нақл мешавад… Аммо чун ӯ чанд рӯз ба шаҳр меравад, бачагон аз маврид истифода карда, кабке, ки уқоб сайд карда буд, ба ошпаззани кошифон (геологҳо) мефурӯшанд. Бобои Зикир аз ин бохабар шуда, ба хотири чизи ҳаром (забҳ нанамударо) нахӯрдани одамон, онро пас мегирад ва аз ин амали худ рӯҳаш болида, гуё бори гаронеро аз худ раҳо карда бошад, сабук бар мегардад. Ё ҳикояи «Модар», ки ҳамагӣ якуним саҳфа аст, гуё аз воқеаҳои муқаррарӣ иборат аст, аммо нависанда бо он, ки модар то ба ҳол барои ду фарзанди аз ҷанг барнагаштааш ҳар шаб ду ҷогаҳ меандозад, дар зиндагии одии деҳотӣ гуё як чизи муқаррарист, вале нависанда хонандаро бовар месозад, ки дар ҷаҳон қуввае нест, ки модарро аз боварaш берун барад. Ҳикояти «Саги гиранда» низ як воқеаи одӣ, вале ибратбахше аст, ки аз савияи ахлоқии баъзе аз ҳамзамонон, ки аз одати худ устувор ва ҳатто чизи наву хуберо қабул дошта наметавонанд, мазаммат мекунад, балки касро ба андеша мекашад.

Ин ришта ҳикояҳо зимни худ талқин ба ибратомӯзӣ ва андеша карданро дар шакли табиӣ фаро гирифтаанд, аммо як қисми дигар аз ин талқин озод, бо зикри ҷузъиёт ва ё ҳодисае («Роҳ», «Суруди булғорӣ» «Кӯчаи сарбаста», «Анҷоми афсона») ба кас дарси одамгарӣ ва шафқати инсониро талқин менамоянд.

Мансури Сурӯш дар ҳама маврид бадӣ ва бадгуҳариро сахт мазамат ва маҳкум мекунад. Тасвиру тарғиби некӯкорӣ дар ҳикояҳояш низ аз ҳамин мақсад берун меояд. Зеро ӯ эҳсос кардааст, ки бадӣ қувваест, ки дар ҳар лаҳза метавонад аз ҳадд берун равад ва ба ваҳшату вайронгарӣ табдил ёбад, хусусан, ки агар ба инсон ин имкон фароҳам ояд, пас амали ӯ даҳшатангез аст. Ба қавли нависанда он «деви хуфта»-ро монад, ки ҳатто эҳсоси фавқулодаеро, ки ба ӯ ато шудааст, барои ҳокимият, ҷабр ва худнамоӣ сарф мекунад. Ба қавли пири хирад: «Шумо одамиён ҳанӯз ҳуқуқи чашми севум доштанро надоред». Ба ин маънӣ сухан аз нокифоя будани пояи хирад ва зарурати ахлоқи ҳамидаву адолатпеша гардидани инсоният меравад. Нависанда як шакли чунин аз меъёри инсону воқеият берун рафтанро дар ҳикояи «Гург» хеле хуб ба тасвир гирифтааст. Бозгӯи сужаро сарфи назар кунем, пас аз интиқом аз гурги хунташна Ғаюр то ба дараҷае аз худ берун меравад, ки ба назари ровӣ аз китфони ӯ гӯё сари гург боло мешавад. Ва ин хулоса бисёр муҳим мебошад: «Ман фаҳмидам, ки ҳатто ба душмани асирафтода низ аз рӯи адолат муносибат мебояд кард». Нуктаи дигари ҷолиб дар ин қабил ҳикояҳо, аз ҷумла ҳикояи «Тақлид», ҳамин аст, ки қаҳрамониҳои онҳо ба сурати рамзи бадӣ намудор мешавад ва ҳикоя хусусияти тамсилӣ мегирад.

Чизи дигари ҷолиб дар ҳикояҳои Мансури Сурӯш ҳамин аст, ки дар онҳо мавод, ривоят, асотир ва андешаҳои динӣ хеле фаровон ва табиӣ истифода шуда, таркиби сохтори бадеии онҳоро ғаноманд намудааст. Ҳикояи «Намози бомдод» аз ин ҷиҳат ҷолиби диққат мебошад. Малик, ки дар қасди ҷони душмани ашадии кушандаи ду бародараш аст, шаби торик имкон ёфтааст, ки он ҳама дарду аламҳои дар дил дошта ва хуни ба ноҳақ рехтаи бародаронро ситонад. Ҳоло дар интизори душман рӯйи ҳавлӣ даст бар забони автомат ва чашм ба дар нишаста. Инак, ҳадафи ӯ аз хона берун меояд, то таҳорат кунад ва намоз гузорда бошад. Аммо дар ҷараёни ин амал Маликро чӣ қувваи номаълуме аз қасд боз дошт, чун душманаш ба такрор «Оллоҳу Акбар» гуфт, ӯ бемадор автомоташро наздаш ба замин гузошт ва дар

чеҳраи шамолхӯрдаи ӯ саргардонӣ, ғам ва ҳатто рӯҳафтодагӣ зоҳир шуд, чаро ки «суханони Худовандӣ ба сони деворе миёни ӯ ва он касе гашт, ки қасди куштанашро дошт», вай дигар наметавонист сӯи касе, ки рӯи ниёз сӯи Худованд овардааст, тир парронад.

Воқеан, ин таҳлилу таҳқиқи нависанда бисёр ибратомӯз ва инсондӯстона аст. Ба ҳамин монанд, онҳое ки барои истироҳату маишат ба кӯҳ рафта буданд, аз он ки чӯпони рӯзадор неъматҳои ба вай пешкаш кардаашонро рад кард, шармиданд ва аз баҳри дамгирии бемаврид баромаданд. Ҳикояҳои «Гумоштаи пайғамбар» низ ҳақиқатеро талқин мекунад, ки бовар ва эътиқод аз муҳимтарин ҷанбаҳои раванди амали инсонанд. Ҳикояҳои «Оташи Баҳром», ки маводи фаровоне аз мазҳаби Зардуштия дорад ва «Мори мисин» дар мавриди таҳаммули мазҳабӣ ва эҳтироми эътиқоди инсонҳо баҳс мекунанд, дар худи замони мо мебошад.

Аз назари он ки то чӣ андоза дар ҳикояҳои Сурӯш маводи таърихӣ, асотирӣ, мазҳабӣ, илмию замонавӣ ба ҳам омада, як таркиби пурмъниии бадеиро ба вуҷуд овардаанд, метавон ҳикояи «Чаковак»-ро намуна нишон дод. Нависанда тавонист, ки ҳам зиндагии муқарарии деҳот, бовари онҳо ба эътиқоду ҳалолкорӣ, ривоят (масалан ба чаковак-парандаи доимо ташна табдил ёфтаи шахси фиребгар - оне, ки ширро бо об омехта мефурӯхт) ва дар ин замина ба ҳам омадани урфу одат ва маълумоту дониши илмиро ба ҳам созгор диҳад ва ҳикояи хонданӣ, маърифатӣ ва ибратбахше эҷод кунад.

Мансури Сурӯш дар заминаи ин ҷӯяндагиҳо повести таърихии «Чала»-ро таълиф кард, ки аз бисёр ҷиҳатҳо дар насри муосири мо навоварона мебошад. Ин асар бо тозагии мавзӯъ, шахсиятҳои достонӣ, бандубасти тозаи адабӣ ва сабки хоси нигориш аз қолабҳои маъмулии қиссаҳои тоҷикӣ фарқ мекард.

Дар қиссаи «Чала»[1] диққати нависандаро сарнавишти фоҷеабори яҳудиёни Осиёи Миёна, ки бар асари ҳаводиси замон ба хотири аз маргу зулми ҳакимони давр раҳоӣ ёфтан иҷборӣ мусулмон мешуданд, аммо дар айни вақт дучори балои дигаре мегардиданд, тасвир мешавад. Акнун аз онҳо ҳамқавмонашон низ нафрин менамуданд. Сарнавишти пуртазоди қаҳрамонони қисса тавассути образҳои Або, Моше ва дигарон ба тасвир омадааст. Дар қиссаи

[1] Қисмати бахшида ба қиссаи «Чала» ба қалами дӯсти ҷавонам Шамсиддини Солеҳ тааллуқ дорад. – А. Н.

мазкур ҳодисаю воқеаҳои дар тӯли қариб ду қарн рухдода, ки ба сарнавишти ақалиятҳои миллӣ, мисли яҳудиёни Бухоро таъсири амиқ доштааст, баён мешавад. Нависанда муносибатҳои иҷтимоӣ, тиҷоратӣ ва фарҳангию мазҳабии байни яҳудиён ва мардуми маҳаллиро хеле нозук, тавассути ҳаракату фаъолияти шахсиятҳое мисли Зеэв мекушояд.

Зеэв инсони як андоза пешқадам ва соҳибмаълумот ба назар ҷилва мекунад, ӯ дар ҳолати зарурӣ ду нафар чаларо, ки сахт ба кӯмаку дастгирӣ ниёз доштанд, зери сояи худ мегирад ва барои ин кораш аз тарафи ҷомеаи яҳудиён маломат ҳам мешунавад. Бо вуҷуди ин фаъолияти иҷтимоии ӯ фазои бадеии қиссаро равшантар кардааст. Махсусан, кӯшишҳои вай барои аз кӯчонидан наҷот додани қабристони яҳудиҳо симои бадеии Зеэвро беҳтар намоён месозад. Шиносоии ӯ бо Моше ва Або лаҳзаи дигари хотирмони қисса аст.

Муносибат, гуфтугӯ ва иртиботи онҳо дар қисса бо як сабки махсуси тасвири равонӣ ба қалам дода мешавад. Дар гуфтугӯи байни қаҳрамонон баъзе ишораҳое ҳастанд, ки як ҷаҳон маъною мазмунро дар зимн доранд. Нависанда расоию норасоии қаҳрамононашро дар маҷрои нақл, тавассути сохтани ҷузъиётҳои мӯҳими бадеӣ мекушояд. Вай собит менамояд, ки ҳар як инсон аз ҷумла шахсиятҳои достонии ӯ дар баробари як қатор сифатҳои хуби инсонӣ, боз баъзе кӯтоҳию норасои маънавию зеҳнӣ доранд. Мисоли ин зери таъсири Зеэв ба ҷомеаи яҳудиҳо рӯ овардани Або ва Моше мебошад.

Нависанда тавассути воқеаҳои ҷузъии рӯзгори яҳудиёни ба ном чала вежагиҳои шахсияти ин тоифаро ба хонанда бозгӯ менамояд. Сарнавишти пуртазод ва рӯзгори пурихтилофи ин мардум касро ба андеша мебарад. Қиссаи «Чала» аз нигоҳи паҳнои замонию маконӣ, ки созмони бадеии асар маҳз дар ҳамин замина фароҳам омадааст, бартарию ҷолибиятҳо дорад. Аз нигоҳи фарогирии воқеаҳои дуру наздик, қисса марҳилаҳои гуногуни замонаро ба ҳам мепайвандад ва ба ин васила нависанда сарнавишти қаҳрамонҳояшро бо тақдири таърихии халқ алоқаманд месозад, ки ин барои созмони бадеии асар муҳим мебошад. Аммо нуқтаи пайванд ва ё омили асосии иртиботи ашхоси гуногун дар маҷрои сужети сарнавишти чалаҳо аст. Муносибат ва зиддиятҳои Мордахаю Пинхас, ки аз саҳифаҳои ҳаяҷонбарангези асар аст, хонандаро ба андеша мебарад. Ин ҷо суоли асосӣ кӣ будани чала аст. Оё ӯ аз дингашта ва ё қурбонии вазъияту шароити номусоиди зиндагист? Ин суол зеҳни хонандаро ба таҳрик

меорад. Бояд гуфт, ки Мансури Сурӯш бо сабки махсуси таҳкия ва ҳикоясозӣ қиссаи худро таълиф намудааст. Маводи зиёди рӯзгори чалаҳои бухороӣ, ки дар созмони асари мазкур мавриди таҳқиқу тасвири бадеӣ қарор мегирад, заминаҳои вуқӯъгароӣ ва ҷанбаи таърихӣ доштани моҳияти асари Сурӯшро тақвият мебахшад. Нависанда қариб ҳамаи асноди рӯзгори қаҳрамонҳояшро бо воқеияти таърихӣ қиёс мекунад ва ба ин васила чашмандози таърихии сарнавишти тоифаи чаларо мушаххас менамояд.

Аз ин рӯ, қиссаи Сурӯш «Чала» натанҳо аз нигоҳи мазмуну мӯҳтаво, тасвири ҳодисаю воқеаҳо, шахсиятҳои достонӣ ва ҳадафҳои ғоявию эҷодӣ, балки аз лиҳози ҳунари қиссанигорӣ ҷолибиятҳои шоиста дорад ва месозад, ки онро аз ҷумлаи беҳтарин асарҳои адабиёти муосири тоҷик ба шумор биоварем…

Ҳамчунон ки дар оғози ин мақола қайд намудем, Мансури Сурӯш нависандаи русзабони тоҷик аст. Вобаста ба масъалаи мазкур чанд андешаро иброз доштан аз манфиат холӣ нест.

Аввалан, дар хусуси он ки насри русизабони тоҷикӣ чӣ мазияте дошта метавонад? Баъзеҳо бар ин ақидаанд, ки хусусияти миллии адабиётро танҳо забон муайян мекунад. Ин қазия дуруст ва маъмулист, ки лозим ба баҳсро надорад. Вале дар шароити кунунии Тоҷикистон ва ҷаҳон, ки ҷараёни ҷаҳонгароӣ ва ба ҷаҳон ҳиҷрат кардани миллати тоҷик бо сабабҳои зеҳниву айнӣ ҷараён мегирад ва ба ҳам пайвастану омехта шудани миллатҳои мухталиф як ҳодисаи муқаррарӣ шудааст, на танҳо ҳифзи забони модарӣ муҳим аст,балки парвариш ва ҳифозати тафаккури миллӣ аҳамияти муҳим ва ҳалкунандае касб мекунад.Ба ин маънӣ, дар муайян кардани сифати адабиёт на танҳо забон,балки пеш аз ҳама андешаи миллӣ ба мақоми аввал мегузарад ва он ҳатто савияи забонро муайян мекунад. Дар ин маврид суханони Мавлоно ба хотир мерасад, ки «Ҳамдилӣ аз ҳамзабонӣ беҳтар аст» гуфта буд. Яъне бояд байни забон ва тафаккур иртиботи ногусастанӣ,балки ҳамдигарафзоии доимӣ ҷараён дошта бошад.

Аммо метавон ҳодисаҳои зиддунақизро мушоҳида кард: ҳастанд касоне, ки ба забони модарӣ хуб такаллум мекунанд, вале афкори миллӣ ва умуман сатҳи тафаккури инзамониашон дар зинаи пасти музофотӣ аст ва ин қабил афрод дар ҷомеа кам нестанд. Баъдан, дар асри XX ва, шояд асри XX1 низ, хеле аз забонгумкардаҳои аз тафаккури миллӣ орӣ ба майдон омаданд ва меоянд, ки албатта аз

онҳо ба халқу миллат суде нест. Аммо дар шароити ҳиҷрати босуръати мардуми тоҷик ба ақсои олам муҳим он аст, ки онҳо дар пояи устувори андешаи миллӣ, ифтихори таъриху фарҳанги миллат ва ҳисси ватандӯстӣ қарор дошта бошад,аммо андешаи худро бо кадом шакл (забоне) хоҳанд баён созанд.Чунин ба назар мерасад, ки ин қабил ашхоси огоҳ метавонанд тафаккури миллиро зудтар бо дастовардҳои донишу арзишҳои ҷаҳонӣ ва умумиинсонӣ ғанӣ гардонанд ва ё он савияи андешаи пешқадам, диди тоза ва муҳокимаи амиқро бар заминаи миллӣ ворид сохта, афкори маънавӣ ва, аз ҷумла, фикри адабиро ба зинаи болотаре бирасонанд. Албатта хонандаи огоҳи мо аз ин қабил ашхос номи адибони зиёди ҷаҳоншумулеро дар зеҳнашон доранд ва баршумурдану ном бурдани онҳо зарурате надорад. Вале масъалаи мазкурро, дар қатори ҳифозати забони модарӣ ва тафаккури сирф тоҷикӣ, дуруст фаҳмидан ва муносибати солим доштан ба он барои кишвари мо бисёр муҳим мебошад.

Ба ҳамин тариқ, ба эътибори ин ҳама дастовардҳои бадеию ҳунарӣ метавон гуфт, ки маҷмӯаи Мансури Сурӯш «Намози бомдод» («Утренная молитва») сазовор ба қадр кардан ва шоистаи ҷоизаи ба номи устод Садриддин Айнӣ мебошад.

2009.



## ДАР ПАРТАВИ ИСТИҚЛОЛ ВА ОЗОДИИ ЭҶОДИЁТ

(Ба ҷои охирсухан)

Дар ин маҷмӯа кӯшиш ба қадри имкон аз баъзе хусусиятҳои рушду инкишофи насри тоҷикӣ, бахусус насри воқеъгарои он, тахаюлҳои инкишоф, чеҳраҳои адабӣ мушкилаҳои таҳқиқ ва нақди он дар замони дигар шудани арзишҳои адабӣ сухан ба миён оварда бошем. Бояд гуфт, ки ин мақолот ҳама маҳсули нақди осори адибон, шинохти онҳо ва дар заминаи ҷараёни адабӣ ва мушкилаҳои масоили мушаххас (масалан, воқеънигорӣ, таърихназарӣ ва таърихнигорӣ, таҳлили равонӣ, насри андеша ва муқовимат, истиқлоли адабӣ ва имкониятҳои наср) таълиф шудаанд. Яъне аз онҳо метавон то як дараҷа аз хасоиси эҷодиёти нависандаи алоҳида ва ҳам баъзе тамоюлҳои адабӣ мавод пайдо кард. Ҳаминро ҳам бояд қайд кард, ки як бахш аз ин мақолот дар солҳои мухталиф таълиф шуда, ба таҳрири андак омодаи нашр шудаанд. Бинобар ин дар онҳо нақши замон мушоҳида мешавад. Ва ин ҳам хуб аст, ки ҳаваскорони ин пеша савияи нақднавсии моро дар гузашта ба ин васила пеши назар меорад, аз камбудиву хубиҳояш (агар бошад) барои худ чизе мегирад ва ё ба маҷрои солимтару воқеии нақднависӣ қадам мегузоранд.

Аммо мақсади аслии банда дар ин бахш иборат аз он аст, ки чанд мулоҳизаи худро дар бораи насри солҳои охир, яъне насри замони истиқлол, ки бешубҳа, дорои хусусиятҳои хосе мебошад, иброз дошта бошам.

Пеш аз ҳама, ҳамин нуктаро қайд кардан лозим аст, ки насри солҳои охир аз намунаҳои хубу асили пешинаи худ ҷудо набудааст. Насри замони нав маънои онро надорад, ки он ҳатман аз намунаи осори пешиниён авло бошад. Инро фақат тавассути таҳлили мушаххас метавон муайян кард. Аммо, боиси таассуф аст, ки намунаҳои насри муосир то ба ҳол нақди воқеӣ нашудаанд. Дар матбуот мо намунаҳои тақризи ҷиддӣ, танқиди бамуддао, мақолаҳои таҳлиливу тасвириро дар бораи ҳолати насри муосир мушоҳида намекунем. Шояд тавассути рисолаҳои алоҳида дар бораи эҷодиёти нависандагони алоҳида тасаввуре пайдо шуда бошад, вале таҳлилу тадқиқи ҷиддии тамоюлҳо, тозакориҳо аз мадди назар дур аст. На танҳо мунаққидони ҳирфаӣ (аз ҷумла банда низ) ба ин амал ниҳоят

кам даст мезананд, балки дар ҳисоботҳои ҷамъбастии садорат ва ҳатто анҷуманҳои нависандагон (агар баёнотгузориҳои Абдулҳамид Самадовро сарфи назар кунем) ҳеҷ кӯшиши ба зери таҳлилу таҳқиқ гирифтани раванди инкишоф ё вазъи насри мо хеле кам ё ҳеч ба назар намерасад. Ҳоло накди наср ба баҳои мавридӣ ё мавсимӣ (гирифтани мукофотҳо) ва ё монографияи тавсифӣ табдил ёфтааст, ки дар ҳар ду маврид ҷараёни зинда, пуртаҳрик, ҷустуҷӯ, комёбиву нокомии нависандагонро нишон додан камтар ба назар мерасад. Ҳол он ки насри тоҷикӣ ба ин гуна таҳлилу баррасӣ ниёзи бештаре дорад (Ва ҳолат дар гузашта ҳамеша ба ҳамин ранг буд, фақат онро ба роҳ мондан лозим асту бас).

Аммо дар бораи насри муосир.

Пеш аз ҳама, барои тамоми адабиёт ва насри тоҷикӣ низ, дар солҳои истиқлол шароити мусоиде барои кори эҷодӣ фароҳам омад. Аз ҳама аввал, адибон имкон ёфтанд, ки дар баёни андеша ва фикр, интихоби шаклҳои ифода бакуллӣ озод бошанд. Замони истиқлол сабаби он гардид, ки таваҷҷӯҳ ба арзишҳои миллӣ бештар шавад, балки ба ҷои аввал гузарад. Ҳамчунин имконияти гуфтани ҳақиқат, асли воқеаҳо ва раванди асосии онҳо бештар гардид. Шароите фароҳам омад, ки чи аз намунаҳои гуногуни адабиёти гузашта (ирфонӣ, мазҳабӣ, тамсилӣ), чи адабиёти ҷаҳон (осори сурреалистӣ, экспрессионистӣ, модернистӣ, воқеъгароии мӯъҷизаосо, мавҷи эҳсос ва ғайра), аз ҳама бештар адабиёти ҳамзабонон омӯхтан, ошно шудан ва дар пояи адабиёти муосир ҳамсон навиштан дасти адибон кушода гардид. Адабиёт дигар аз назари сензори мафкуравӣ намегузарад, ба касе дар ҳеҷ бобат (ба ҷуз аз хилофи манфиатҳои асили миллӣ ва вайронии ахлоқу фаҳш навиштан, таълифи асарҳои пастсифату бесалиқа) садд гузошта нашудааст. Воқеан барои эҷодиёт тамоми шароит фароҳам омадааст. Инак, майдон аз далер аст!

Аммо, агар ба як назари иҷмолӣ бингарем, пай бурдан душвор нест, ки дарвоқеъ, солҳои охир сафи нависандагони мо ба маротиб афзоиш доштаанд. Садҳо китобу хотираҳо, диёрнома, ҳикоя, қисса, румон, румонҳои бисёрҷилда аз дасти таълиф баромаданд. Ба назари аввал ин раванд бояд умедбахш ва хурсандкунанда бошад, зеро як рӯз не як рӯз миқдор ба сифат мегузарад ва аз байни ин ҳама қаламфарсоён яке истеъдоди тозаназар бо роҳу равиши хос, диди бадеӣ ва консепсияи тоза сар баланд карда, чашми моро бинотар ва савияи насрамонро ба пояи баланде мебардорад. Ниҳоят, мо аз

мактаби озодӣ ва истиқлоли эҷодӣ гузашта, по ба равияҳои ҷаҳонии адабӣ мемонем… Дунё ба умед аст!

Вале, ҳоло ба ҳамин савияи миёнаи инкишофи наср, ки чанд нафар нависандаи пешраве дорад, шукр намудан лозим меояд. Онҳоянд, ки суннатҳои хубу муҳимми насрнависии воқеъгарои тоҷикиро идома дода, ба он ба қадри имкон рангу оҳанги тозае ворид оварда истодаанд. Чун чопи китобҳоро (ки ҳоло хеле мушкил шудааст) ва бастаи маҷаллаву рӯзномаҷотро мутолиа менамоӣ, боз пеш аз ҳама чашмат ба номҳои шинос, амсоли Саттор Турсун, Урун Кӯҳзод, Сорбон, Абдулҳамиди Самадов, Абдумалик Баҳорӣ, Кароматуллоҳ Мирзоев, Баҳманёр, Абдурофеъ Рабиев, Ато Ҳамдам, Аъзам Сидқӣ, Муҳиддин Ҳоҷазод, Ҷонибек Акобир, Равшани Ёрмуҳаммад, Юсуф Аҳмадзода, Абдуғаффор Абдуҷабборов, нависандагони фақид Шодон Ҳаниф, Сайфи Раҳимзод, Муаззама, Муҳаммадзамони Солеҳ мезанад, ки анқариб 30-40 соли насри моро ба дӯши худ бардошта меоянд. Дар ин миён, нависандагоне чун Бароти Абдураҳмон, Эҳсони Субҳон, Юнус Юсуфӣ, Иноят Насриддин, Додоҷон Раҷабӣ, Мирзо Насриддин, Шералӣ Мӯсозода, Марямбону кӯшиданд, то дар муайян кардани симои хоси эҷодиашон қадами ҷиддӣ бардошта бошанд. Ҳамчунин, як силсила ҷавонони хушқаламе чун Саидаҳмади Зардон, Салими Аюбзод, Абдуқодири Рустам, Зариф Ибод, Тоҳири Муҳаммадризо, Баҳманёри Сонӣ, Садриддин Ҳасанзода, Сироҷиддини Шарофиддин, Аброри Зоҳир, Матлубаи Ёрмирзо, Ҳанифаи Муҳаммадохир, Матлубаи Равшандухт, Робия ва боз бисёр дигаронро номбар кардан мумкин аст, ки то рафт садои хоси худро бештар ба хонанда мерасонанд.

Банда чанд маротиба дар мавриди муҳокимаҳои асарҳои Марямбонуии Фарғонӣ ва баррасиву нақди ҳикоёти Муаззама таъкид намуда будам ва ҳоло низ бо мамнуният қайд менамоям, ки дар насри тоҷикии муосир як тамоюли тозае дорад то рафт бештар шакл мегирад, ки ин шакл гирифтани насри занон ё ташаккули занони насрнавис аст. Имрӯз номи Гулрухсор, Марямбону, Мавлудаи Рашандухт, Матлубаи Ёрмирзо, Ҳанифаи Маҳмадохир, Робиа ва дигаронро бе истисної зан будан, ном мебарем. Эҳсос мешавад, ки ин шохаи наср бо хусусиятҳои хоси дардошноӣ, ҳақгӯӣ, самимият ва ҳатто ошкор сохтани паҳлуҳои ноаёни зиндагӣ ва аз диди зан дидану баҳо додани воқеият имтиёзи хосае дорад. Занони насрнавис бо

ҷасорат бо роҳи ибтикороти адабӣ мераванд. Умед аст, ки ин такопӯи онҳо самараҳои неке бабор хоҳад овард.

Дар мавриди насрнависони ҷавон, ба андешаи банда, сари чанд гоҳе, масалан як панҷсола навиштаҳои онҳоро мавриди таҳлилу баррасӣ қарор додан, дар ҷаласаҳои садорат бо ғамхории хосе эҷодиёти онҳоро муҳокима карда, дар ибтидои кори эҷодӣ эшонро ба ҷӯяндагии босамар ва ибтикороти адабӣ раҳнамоӣ кардан ба манфиати адабиёт ва насри тоҷик мебошад. Ба худи ҷавонон, ҳаминро гуфтан лозим аст, ки агар дар худ як заррае истеъдод ҳис намоянд, бояд омӯзиш ва ҳатто тақлидро аз таҷрибаи нависандагони соҳибҳунари худӣ ва ҷаҳонӣ оғоз кунанд, баробари омӯзиши адабӣ дониши умумии ҷомеашиносӣ, фалсафӣ, равоншиносӣ, динӣ ва умуман табиатшиносиро низ ба қадри тавон аз бар карда, барои худ як диди хосу тоза дар шинохти инсон ва ҷомеа ташаккул бидиҳанд. Нависанда метавонад моҳиятбин бошад ва бо қувваи истеъдоди тавонои худ тамоюлҳои таърихии зиндагӣ, мантиқӣ инкишофи онро (бе андешаи пешкаӣ ва тайёр) ба тасвир гирад ва ё барои ҳамзамононаш кашф намояд. Дар ин маврид манзараҳои зиндагӣ ва чеҳраҳои инсонӣ ифодагари мураккабӣ ва ғаномандии ҳаёт мешаванд. Дар айни замон, метавонад тавассути дониш, биниш ва умқназарӣ равандҳои номашкуф ва ҳатто имкониятҳои то ба ҳол ношинохтан инсонро тавассути консепсияи ғоявию бадеии худ ошкор созад. Аз аввал бояд ба ҳамин роҳи сахту мушкил ва самарабахш рафт! Бо нақли одӣ, бозгӯи воқеаҳои муассир ва зикри муқаррарии бадӣ ва ғайра аз доираи воқеъгароии сода берун рафтан имкон надорад. Ҳол он ки аз ин усул то саргузаштгӯии беҳадаф як қадам роҳ асту бас!

Банда ба ин хотир дар мавриди насрнависони ҷавон батафсил сухан рондам, ки аслан дар насри калонсолони мо низ, имрӯз, як нависндае чун Пӯлод Толис, Фазлиддин Муҳаммадиев намерасад, чеҳраҳои ҷавоне чун Сайфи Раҳимзод, Баҳманёр, Муаззама дар уфуқи наср намудор нестанд. Ин ҳолат касро ба ташвиш меоварад. Зеро мо дар ҳамон савияи пурнависию воқеагӯӣ ва саргузаштгӯии худ қаноатманд ҳастем ё ҳеҷ набошад, бо як-ду киношу тамсилҳои забонзад, худро ҷасоратманд ё пешкори раванди адабӣ ба шумор меоварем… Баъзе аз дӯстон шояд ин суханони маро хуш накунанд, вале банда ҳам мисли эшон бисёр мехоҳад, ки адабиёти мо, бахусус насри он ба роҳи қолабшиканӣ ва ибтикороти адабӣ қадамҳои

ҷиддитаре бардорад, бинобар ин чунин як андоза ба лаҳни тунд сухан мегӯям.

Ҳоло, аз рӯи дастури ба ҳарчӣ ҳаст шукр бояд гуфт ва он ҳам, пеш аз ҳама, вобастаи завқу салиқа ва савияи имрӯзии мост (аз мост, ки бар мост) амал намуда, чанд нукта аз равандҳои маъмулу рӯшани насрро мавриди баррасӣ қарор медиҳем, ки иншоолоҳ, дар таълифоти оянда ба накду баҳои муфассал ва ҷиддии онҳо баргашта бошем.

Ба фикри банда, яке аз тамоюлҳои асосии насри имрӯза ҳамин аст, ки нависандагони мо ба ҳамаи жанру навъҳои адабӣ асар менависанд: ҳам ҳикоя, ҳам қисса, ҳам хотирот, ҳам румон бо навъҳояш, ҳам чеҳраҳои адабӣ, таронаҳои ғиноӣ; осори насри ҳаҷвӣ, тамсилӣ, рамзиву сурреалист, намунаҳои насри воқеъгарои мӯъҷизавор ба миён омаданд. Мешавад гуфт, ки насрнависони мо дар роҳи ҷустору пӯёӣ қарор доранд, ки ин аз нишонаҳои хубе бояд маҳсуб шавад.

Аммо оё савияи ин осор қаноатбахш мебошанд. Ба ин пурсиш посухи қаноатмандкунанда ҷавоб додан мушкил аст. Зеро аксари ин осор дар ҳамон равияи нақли воқеаҳо, тасвири ҳодисаҳои (зоҳиран мавзӯъҳои) нав навишта шудаанд. Як мавзӯи дастназадаро омӯхта, далелҳо ёфта, тарҷумаи ҳол ҷамъ кардан, арқому нишонаҳои замони (таърихӣ)-ро, исмҳои афроди нави таърихиро зикр ва онҳоро тавсиф кардан, албатта ба сари худ кори бисёр заҳматталаб аст ва аз нависанда вақту ҷустуҷӯи зиёдеро тақозо мекунад. Бахусус, ҳангоми таълифи асари таърихӣ, тасвири зиндагии мардуми тоҷик дар таърихи дур (бостон), офаридани чеҳраҳои машҳур, вале ба мардуми мо ношинос, ки адибони мо аз ҳамин роҳ кор гирифтаанд. Дар ин маврид, зоҳиран, бавуҷуд овардани манзараҳои зиндагии таърихӣ, ҳолу ҳавои он даврон ва муносибати ҳамдигарии одамон ё симои мардони машҳури таърихӣ (масалан, Куруши Кабир, Искандар, Спитамен ва ғайра) ба ҷои аввал мегузарад. Аммо, оё таърихнигории бадеӣ бо ҳамин анҷом меёбад. Хусусан, ки аксари он лаҳзаҳо ва кору амали қаҳрамонҳо, ки дар китобҳои таърихӣ тасвир шудаанд, як андоза бозгӯи сарчашмаҳои таърихӣ мебошанд. Ба ҳар навъ, силсилаи асарҳои Сорбон дар бораи Искандар (китобҳои I-II-III «Достони писари Худо»), румони Бароти Абдураҳмон «Куруши Кабир, «Девори Хуросон»-и Муҳаммадзамони Солеҳ, «Шоҳаншоҳ»-и Баҳманёр, «Ҳайҷо»-и Урун Кӯҳзод, «Ҳафт рӯъё»-и Юсуфҷон Аҳмадзода, румонҳои Ато Ҳамдам ва Л. Чигрин («Роҳи Абрешим»,

«Сади Суғд» ва «Сади Хатлон»), румони Сорбон дар бораи Туғрал, Аъзам Сидқӣ бахшида ба Камоли Хуҷандӣ, «Ишқи Рӯдакӣ»-и Равшани Ёрмуҳаммад, ниҳоят румони Абдулҳамиди Самад «Гардиши девбод» гувоҳӣ медиҳанд, ки маҳз дар замони истиқлол мавзӯи таърихи дуру наздик аз мавзӯъҳои густурдаи насри муосир будааст. Ин миқдор асарро дар бораи таърих дар замони шӯравӣ танҳо орзу кардан мумкин буду бас.

Аммо, метавон гуфт, ки асли ин таваҷҷӯҳ ба таърих, бевосита ба соҳибистиқлол гардидани кишвари азизамон - Тоҷикистон вобаста будааст, зеро истиқлолият ва бунёди давлати миллӣ тақозо мекард, то дар бораи таърихи амиқи бунёди давлатмардони гузаштагони мо, бузургмардоне чун Куруши Кабир ва Исмоили Сомонӣ - ин ду қутби бузурги давлатдории ориёӣ-тоҷикӣ руҷӯъ карда бошем, аз таърихи муборизаҳои шадиду хунини мардуми Эрону Мовароуннаҳр ба муқобили Искандари Мақдунӣ, ки шоҳаншоҳии бузурги эрониёнро шикаст дода, то ба сарҳади Ҳинд расид, вале оқибати кораш ба некӣ наанҷомид, дар бораи он ки сарзамини имрӯзаи тоҷикон ва умуман тоҷикнишин (Осиёи Марказӣ) гаҳвораи тамаддуни ҷаҳонӣ будаву робитаи Шарқу Ғарб тавассути Роҳи абрешим аз ин минтақа мегузашт, дар хусуси мардони бузурги фарҳангии ин диёр, ки бунёди забону адаби форситаборон ва ба қавле эҳёи Аҷамро (Акбар Турсунов) гузоштаанд, ёд карда бошем. Ҳаминро ба инобат гирем, ки вазъи имрӯзаи Тоҷикистон аз баъзе ҷиҳатҳо ҳамонест, ки мардуми мо дар ибтидои асри гузашта дошт ва рӯшанфикрони он, аз Аҳмад Дониш сар карда, дар роҳи наҷоти кишвар, растагории мардуми он ва ба олами нави мутараққӣ роҳ ёфтани он талошҳо доштанд. Хушбахтона таърихнависони мо дар ин ҷода кам ё беш, хуб ё бад асарҳои бисёре офариданд. Ин таваҷҷӯҳро дар пояи нави сифатӣ тақвият мебояд дод.

Таърих метавонад танҳо аз манзараҳои зиндаи гузашта бошад, он метавонад ба сифати мисол ибрати имрӯзиён, ифтихор ва такягоҳи онҳо гардад, вай метавонад рӯшангари замон бошад, яъне он чи Тоҷикистони соҳибистиқлолро бақо бахшидавуояндаашро мунаввар месозад. Ва ҳаминаш ҳам ҳаст, ки қабули таърих ва барои имрӯз ба кор гирифтани он аз бисёр ҷиҳат вобаста ба тафаккури таърихӣ, бедории ҳофиза ва худшинохтагии миллии мо вобаста мебошад.

Зиёда аз ин, таърихнигорони моро лозим аст, ки танҳо бо тасвири манзараву симоҳо маҳдуд нашаванд, ки ин аввали кори

эҷодист, балки барои ба таърих бо консепсиюни хос нигоҳ кардан ва берун кашидани фалсафаи он барои имрӯзиён заҳмат кашанд, аз назари ибрати таърих чашму зеҳни моро бар ҳаводиси имрӯз ва ҳикмати зиндагӣ боз карда бошанд, баробари риояи ҷузъиёту арқоми таърихӣ ба тасвири бадеии таърих ва мантиқи дарунию бадеии он содиқ бимонанд. Румони миллии таърихии мо аз ин роҳ метавонад ба дастовардҳои хубе комёб шавад.

Ҳоло метавон гуфт, ки аз ҳайси хасоиси жанрӣ ин румонҳоро ба ин тариқ дастабандӣ кардан мумкин аст: румони ҳуҷҷатии биографӣ («Куруши Кабир»), ки аз далелу арқом, ҳуҷҷатҳо ва тахайюл бунёд ёфта; румони таърихии бадеӣ, ки бар санад ва шахсиятҳои таърихӣ такя дорад (румонҳои Сорбон, Ато Ҳамдам ва Л. Чигрин), румони биографӣ, зиндагиномаи адибон (асарҳои Равшани Ёрмуҳаммад, Аъзам Сидқӣ, Сорбон); румонҳои воқеъгароёнаи ахлоқиву иҷтимоӣ, ки тасвири бадеӣ бо унсурҳои этнографӣ (урфу расми мардум) омехтаанд (Кароматуллоҳи Мирзо, Абдулҳамиди Самад) ва ниҳоят, румонҳои аз ҷиҳати шаклу сабк навангезона (Муҳаммадзамони Солеҳ ва Баҳманёр), ки бо тасвирҳои амиқи рӯҳию равонӣ ва омезиш додани сохторҳои нақл асос ёфта, заминае барои чандандешӣ фароҳам овардаанд.

Дар забони бозсозӣ ва истиқлол имконияте фароҳам омад, ки ба таърихи 70-солаи зиндагии мардуми мо дар замони шӯравӣ ба сарнавишти аҳли зиё, илм ва андеша назари тозае дошта бошем. Насри тоҷикӣ, чунонки аз таҳлил ва баррасиҳои болоӣ пай бурдем,ба ин масъала ҳамеша ҳассос будааст. Аммо дар солҳои охир он диққати бештар ва мушаххаси аҳли илму адабро ба худ кашид. Нависанда Додоҷон Раҷабӣ китоби очеркҳои «Осмони ҳамида»-ро чоп намуд. Марҳум Маъруф Раҷабӣ ва муаллифи ин сатрҳо ба ҷараёни махуфу мағзхӯри солҳои 30 амиқтар назар андохтаанд. Худи адибон низ ба ин масъала ҳассосият нишон доданд. Ниҳоят, хотираҳои нависандаи пешрав, марҳум Ҷалол Икромӣ таҳти унвони «Он чи аз сар гузашт» (2006) дар саҳифаи маҷаллаи «Садои Шарқ» аз чоп баромад. Гумон мекунам, ки ин амалро идома додан ва рӯҳи азияткашидаи мардони соҳибпешаро зинда кардан аз вазифаҳои муҳими ҷомеаи соҳибистиқлоли мо ба шумор меояд.

Аммо қисса дар миёни ҳикоя ва румон меистад ва асосан ба тадқиқи мавзӯъҳои хозиразамон нигаронида шудааст. Банда ин тақсимбандиро ба тариқи ҳукм ва қонунмандии ҳатмии ҷараёни

адабӣ пешниҳод карданӣ нестам. Аммо аз баррасии иҷмолии насри имрӯз ба чунин натиҷа расидан мумкин аст.

Масалан, аксари қиссаҳои Абдулҳамид Самадов ба мавзӯи рӯз бахшида, навишта шудаанд. Агар ба таълифоти шаш-ҳафт соли охири нависандагони дигар низ нигарем, пас хамин равиш як андоза басифати тамоюле ба чашм мерасад. Ҳаминро бояд таъкид кард, ки мавзӯи муосир хеле ва хеле серпаҳлу ва гуногунранг аст, зеро зиндагии 20 соли охир як марҳалаи бисёр пурташвиш, сермоҷаро, хунолуд ва дар айни вақт замони истиқлоли воқеии кишвар, оштӣ ва ваҳдати милӣ, созандагӣ, худдаркӣ ва худшиносии таърихӣ, мазҳабӣ ва миллӣ мебошад. Дарк ва тасвири бадеии он кори бисёр масъулиятнок ва аз ин ҷо мушкил мебошад. Бинобар ин, дар ин чанд соли охир қиссаҳои Равшани Ёрмуҳаммад «Хоб ва бедорӣ» (2006), Равшани Махсумзод «Лавҳи сангин» (2006), Муҳиддин Хоҷазод «Розҳои дафтари умр» (2006), Ато Ҳамдам «Оби зери ях» (2006), Шералӣ Мусо «Одам будан мехоҳам» (2006), «Қомати сабзи имон» (2007), Салим Айюбзод «Каме латра» (2007), Ато Ҳамдам «Аризаро пас гирифтам» (2005), Лутфишоҳи Додо «Гуроз» (2008), Сорбон «Фоҷиаҳои доду дам» (2008), Ҳаким Карим «Ҳикояи сарбоз» (2008), Саидаҳмади Зардон «Каҳдуди сӯзон» (2008),Мирзо Саттор «Нолаи хомӯш» (2008). Истад Қосимзода «Чӯпон ва милиса» (2007), «Ошиқ будем рӯзе» (2008), Матлубаи Ёрмирзо «Имон» (2008), Абдумалик Баҳорӣ «Баҳси нотамом» (2008), Ато Ҳамдам «Зани дувум» (2008), Ҳанифаи Муҳаммадохир «Сангрезаҳои Сангтӯда» (2009) ва бисёр дигар аз ин қабил осорро ном бурдан мумкин аст.

Албатта, дар байни қиссаҳои мазкур низ осори аз ҳайси хунарӣ гуногунсавия ва шакли баёни навангезона вуҷуд доранд, вале аксари онҳо дар мавзӯи имрӯзанд, ки тавассути онҳо метавон аз тағйири зиндаги ва афкори ҷомеа баъд аз ин ҳама мушкилоту ташаннуҷи маънавӣ ба андеша рафт. Дар ин осор ҳам андешаҳои зеҳнӣ, ҳам воқеаҳои моҷароҷӯёна, ҳам баҳси неку бад,ҳам талқини ахлоқи ҳамида, ҳам ишқу муҳаббати поки инсонӣ, ҳам оқибатҳои ҷанги шаҳрвандӣ ва ҳам созандагиҳои ҷомеаи Тоҷикистони соҳибистиқлол ба тасвир омадаанд. Ҳамин нуктаро бояд қайд кард, ки тасвири масоили зиндагӣ дар ин осор ҳамсон нест, диду назар, фаҳмишу биниш ва ҳатто гоҳо баҳо мухолифи якдигаранд. Аммо ин ҷои баҳс надорад, чун ҷомеа худ аз ҳодисаи мураккаб ва гоҳо ногувор сашор буда. Мо бояд сухане дар бораи камбудиҳои худ низ гуфта бошем, ки

ин амал ҷузъи муҳими худшиносии мардум ба шумор меояд. Худшинохта касест, ки неку бадашро баробар дарк мекунад ва вақти амал ва ҳатто низоъ аз нек бештару аввалтар кор мегирад. Бадбахт он кас аст, ки аз нодонӣ ва камбудии худ бехабар аст.

Аммо ин нукта муҳим аст, ки нависандагон дар ҷараёни фарогирии масъалаҳои рӯзгори мо мебошанд, аз ваҳдат сухан ба миён меоранд, дар бораи сохтмонҳои азим очерку қиссаҳо менависанд. Ин очеркнависӣ ва ҳуҷҷатнигорӣ, ки зоҳиран ибтидои кори ҷиддии адабист, як амали зарурӣ мебошад, зеро пеши назар овардан ва ба хонанда пешкаш кардани ҷараёни меҳнат ва тағйири фикру андешаи мушаххаси ашхоси алоҳида дар шароити кунунӣ хеле муҳим аст. Охир, магар акнун замони воқеии ташаккули коргари тахассусманди маҳалли нарасидааст, магар Тоҷикистони соҳибистиқлол ниёзи зиёде ба кормандони тамоми соҳот надорад. Бинобар ин, асарҳои ба сохтмонҳо бахшидаи Муҳиддини Хоҷазод, Бахтиёр Муртазоев, Ҳанифаи Муҳаммадохирро ва дигаронро табрик метавон гуфт. Аз ҳама муҳимтар, нависанда бояд кӯшиш кунад, ки дар ҷараёни ворид шудан ба масоили нав, муносибатҳои нави равонию ахлоқӣ ва мазмуни дигари замонӣ касб кардани дунёи маънавии инсонҳои муосирро пай барад, кашф кунад ва ба тасвири бадеӣ кашад…

Инак, адабиёти тоҷик, умуман ва насри он хусусан, ки аз ибтидои асри XX ба роҳи воқеъгароӣ ворид шуда, пасту баланд ва фарозу нишеби зиёдеро паси сар гузоштааст, дар шароити мусоиди ҷустору ибтикорот ва офаридани осори сазовори миллати озод ва давлати соҳибихтиёр – Тоҷикистони азиз аст. Насри тоҷикӣ дар пешорӯи кушоишҳои муҳими эҷодист ва ин роҳи расидан ба муваффақиятҳову комёбиҳои муҳими бадеӣ мебошад.

2009



## МУНДАРИҶА



### Фасли аввал: ТАҶРИБА ВА ИБРАТИ УСТОДОН



### Фасли дувум: ТАЪРИХНАЗАРӢ ВА ТАЪРИХНИГОРИИ АДАБӢ



### Фасли севум: РӮҲИ ЗАМОН ВА ҒАНОИ АДАБӢ

## Фасли чаҳорум: НАСРИ МУҚОВИМАТ ВА ОЗОДИҶӮӢ



## Фасли панҷум: ИСТИҚЛОЛИЯТ ВА ИСТИҚЛОЛИ АДАБӢ

**АБДУХОЛИҚИ НАБАВӢ**

**ҶУСТОРҲО ВА ИБТИКОРОТ ДАР НАСР**
(Маҷмӯаи мақолаҳо)

Муҳаррири ороиш *Ф. Набиев*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Чопи компютерии *Ф. Набиев*

Ба матбаа 10.08.2009 таҳвил гардид. Чопаш 17.09.2009 ба имзо расид. Андозаи 60x84 $\frac{1}{32}$. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 10,0. Адади нашр 700. Супориши № 27.



Набиев (Набавӣ) Абдухолиқ зодаи деҳаи Ревади ноҳияи Айнӣ (вилояти Суғд) аст. Мавлудаш 20 ноябри соли 1946. Аълочии матбуоти Тоҷикистон (2008).

Соли 1967 факултаи таъриху филологияи Донишкадаи омӯзгории шаҳри Хуҷандро (ҳоло Донишгоҳи Хуҷанд ба номи академик Бобоҷон Ғафуров) хатм намуда, дар он ҷо ба сифати муаллим, муаллими аршад ва дотсенти кафедраи адабиёти тоҷик то соли 1984 кор кардааст. Аз соли 1984 то ба ин ҷониб ходими пешбари илмии Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакии АУ Ҷумҳурии Тоҷикистон мебошад.

То имрӯз зиёда аз 300 мақолаи илмӣ ба табъ расонидааст. Китобу тадқиқотҳои вай «Айнӣ ва инкишофи насри советии тоҷик» (нашриёти ҷамъияти «Дониш», 1978), «Эҷоди бадеӣ, инсон ва замон» (1983), «Тасвири олами ботинии инсон, нависанда ва замон» (1987), «Адабиёт ва нақди адабӣ» (1993), «Нарзуллои Бектош ва илму адаби тоҷики солҳои 20-30 садаи XX» (2004), «Таърихи ташаккули Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон» (2004) «Достони об ё обнома» (2004), «Нахустин рӯзномаи тоҷикӣ ва фарҳанги рӯзноманигорӣ» (2007) ба пажӯҳиши масъалаҳои муҳими адабиёт, нақди адабӣ, забон ва фарҳанг бахшида шудаанд. Маҷмӯаҳои «Забони тоҷикӣ дар мабнои мубоҳисаҳо» (2007), «Абармарди илму фарҳанг» (2006) ва «Маҷмӯаи осори адабиёт-шиносӣ ва нақди адабии устод Айнӣ» (2008) бо таҳия ва таҳрири ӯ ба табъ расидаанд, ки фарогири маводи зиёд ва дастнохӯрдае мебошанд.

Ҳикоёти А. П. Чехов, И. С. Тургенев ва як силсила мақолаҳоро ба тоҷикӣ баргардон кардааст. Навиштаҳояш ба забонҳои русӣ, украинӣ, ӯзбекӣ ва дар нашрияҳои Ҷумҳурии Исломии Эрон ба табъ расидаанд.

Номзади улуми филология (1981) ва узви Иттиҳоди нависандагони Тоҷикистон (1984) мебошад.